Саропардаву дебаву ганҷу тоҷ,
Ҳамон бардаву бадраву тахти оҷ.

Фаровон ба бурдан кашиданд ранҷ.
Бузургон буна барниҳоданду ганҷ,

Ҳамонгаҳ яке аждаҳофаш дирафш,
Падид омаду гашт гетӣ бунафш.

Пас андар ҳамеронд Баҳроми гурд,
Ба ҷанг аз ҷаҳон рӯшноӣ бибурд.

Расиданд Баҳрому Хусрав ба ҳам,
Диловар ду ҷангӣ, ду шери дижам.

Чу пилони ҷангӣ барошуфтанд,
Ҳаме бар сари якдигар кӯфтанд.

Ҳамегашт Баҳром чун шери нар,
Салеҳаш наёмад бад-ӯ коргар.

Бар ин гуна то хур зи гунбад бигашт,
Аз андоза овезиш андар гузашт.

Тухор он замон пеши Хусрав расид,
Ки ганҷу буна сӯи он [1] пул кашид.

Чу бишнид Хусрав ба Густаҳм гуфт,
Ки «моро касе нест дар ҷанг [2] ҷуфт.

Ки мо даҳ танем, ин сипоҳи бузург,
Ба пеш андарун паҳлавони сутург.

Агарчанд ёвар маро дод фар,
Чу ёрон набошанд, печем сар.[3]

Ҳазимат ба ҳангом беҳтар зи ҷанг,
Чу танҳо шудӣ, нест ҷои диранг.

[1] Л — з-он сӯи. [2] Л — Бо мо касе ҷангро нест. [3] И — б. 589—609 нест; Л — б. 608 нест.

Ҳамеронд нокардида ҷавон,
Бад-ин гуна то бар [1] пули Наҳравон.

Пас андар ҳамеронд [2] Баҳром тез,
Саре пур зи кина, диле пурситез.

Чу Хусрав чунон дид, бар пул бимонд,
Ҷаҳондида Густаҳмро пеш хонд.

«Биёред,— гуфт, ин камони маро,
Ба ҷанг андарун тарҷумони маро».

Камонаш бибурд онки ганҷур буд,
Бар он кор Густаҳм дастур буд.

Камон баргирифт он сипаҳдори гурд,
Ба тир [3] аз ҳаво рӯшноӣ бибурд.

Ҳаме тир борид ҳамчун тагарг,
Ба якчӯба бо сар ҳамедӯхт тарг.

Пас андар ҳаметохт Баҳроми шер,
Камоне ба чанг,[4] аждаҳое ба зер.

Ба даст андарун ҷуз камоне надошт,
Бар он асп баргустувоне надошт.

Чу Хусрав чунон дид, баргашт шод,
Ду зоғи камонро ба зеҳ барниҳод.

Яке тир зад бар бари борагӣ,
Ки шуд кори он бора якборагӣ.

Пиёда сипаҳбуд сипар баргирифт,
Ба бечорагӣ даст [5] бар сар гирифт.

---

[1] И — Бар ин гуна бар то; Л — Бар ин гуна шуд то. [2] ИЛ — ҳаметохт. [3] Л — ҷанг. [4] Л — даст. [5] Л — тарг.

Ялонсина пеш андар омад чу гард [1],
Ҷаҳонҷӯй кай дошт ӯро ба мард.

Ҳам андар замон аспи вайро бихаст,
Пиёда Ялонсина аз пул биҷаст.

Сипаҳ бозгашт аз пули Наҳравон,
Ҳар он кас, ки буданд пиру ҷавон.

Чу Баҳром баргашт, Хусрав чу гард
Пули Наҳравон сар ба сар пора кард.

Ҳамеронд ғамгин сӯи Тайсафун,
Пур аз дард дил, [2] дидагон пур зи хун.

Дари шорсонро ба оҳан бубаст,
Ба анбӯҳи андешагон дарнишаст.

Зи ҳар барзане меҳтареро бихонд,
Ба дарвоза-бар посбонон нишонд.

**Гурехтани Хусрав ба Рум ва кушта шудани падари ӯ Ҳурмузд**

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба назди [3] падар,
Ду дида пур аз хуну хаста ҷигар.

Чу рӯи падар дид, бурдаш намоз,
Ҳаме буд пешаш замоне дароз.

Бад-ӯ гуфт, к-«он [4] паҳлавони савор,
Ки ӯро гузидӣ ту, [5] эй шаҳриёр,

Биёмад чу шоҳон, ки доранд фар,
Сипоҳӣ биёвард бисьёр мар.

---

[1] И — Ҳаме ҳар замоне яке ҳамла кард:

ТпЗ — Ҷаҳонҷӯй кай дошт ӯро ба мард,
Абар борагӣ дасти чап рост кард.

[2] И — Диле пур зи ғам. [3] ИЛ — пеши. [4] ИЛ — к-ин. [5] ИЛ — гузин кардӣ.

Бигуфтам сухан ҳарчи омад зи панд,
Бад-ӯ-бар набуд панди ман судманд.

Ҳама ҷангу пархош буд коми ӯй,
Ки ҳаргиз мабодо равон номи ӯй.

Ба ноком разме гарон карда шуд,
Фаровон кас аз ахтар озурда шуд.

Зи ман бозгаштанд яксар сипоҳ,
Надиданд гуфтӣ маро ҷуз ба роҳ.

Ҳаме шоҳ хонданд Баҳромро,
Надиданд аз оғоз фарҷомро.

Паси ман кунун то пули Наҳравон,
Биёвард лашкар чу кӯҳи равон.

Чу шуд кор бе барг, бугрехтам,
Ба доми бало дарнаёвехтам.

Нигаҳ кардам акнун ба суду зиён,
Ки бошанд ёвар магар тозиён.

Гар эдун, ки фармон диҳад шаҳриёр,
Саворони тозӣ биёрам ба кор».

Бад-ӯ гуфт Ҳурмӯзд: «Бад-ин [1] рой нест,
Ки акнун туро пой бар ҷой нест.

Туро рафтан он ҷо ҷуз аз ранҷ нест,
Ки онҷо салеҳи тану ганҷ нест.

Набошанд ёвар туро тозиён,
Чу аз ту [2] наёбанд суду зиён.

Набанданд дил дар [3] нажоди ту [4] низ,
Ба душман супоранд ҳам [5] аз [6] баҳри чиз.

---

[1] ИЛ — к-ин. [2] ИЛ — ҷое. [3] Л — Ба дарди дил андар. [4] И — Ба дарди дил андар туро зор. [5] Л — супорандат. [6] И — супоранд аз.

Бад-ин кор пушти ту яздон бувад,
Ҳамовози ту бахти хандон бувад.

Чу бугзошт хоҳӣ ҳаме марзу бум,
Аз эдар бирав тозиён то ба Рум.

Суханҳои ин бандаи чораҷӯй,
Чу рафтӣ, якояк ба қайсар бигӯй. [1]

Ба ҷое, ки дин асту ҳам хостаст, [2]
Салеҳу сипоҳи вай [3] оростаст.

Фаридуниён низ хеши туанд,
Чу корат шавад сахт пеши туанд».

Чу бишнид Хусрав замин бӯса дод,
Басе офаринҳо бар ӯ кард ёд.

Ба Биндӯву Гурдӯву Густаҳм гуфт,
Ки «Мо бо ғаму ранҷ гаштем ҷуфт.

Бисозеду яксар буна барниҳед,
Бару буми Эрон ба душман диҳед». [4]

Бигуфт ину аз дида овоз хост,
Ки «эй шоҳи некахтари додрост,

Яке гарди тира баромад зи роҳ,
Дирафши дурафшон миёни сипоҳ».

Чу бишнид Хусрав ҳамон гоҳ зуд,
Ба асп андар омад ба кирдори дуд. [5]

---

[1] Л — Ки чое гузин асту пурхостаст. [2] Л — Силоҳ асту ҳам шаҳр.

[3] ТпЗ — Туро қайсар аз ганҷ ёрӣ диҳад,
Ҳам аз лашкарат комгорӣ диҳад.

[4] ТпЗ — Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-эй шаҳриёр,
Мебинод чашмат бади рӯзгор.
Чунин гуфт Хусрав, ки гардонсипеҳр,
Гаҳе хашм бор оварад, гоҳ меҳр.

[5] Л — б. 656 нест.

Бурун рафт тозон ба монанди [1] гард,
Дирафше паси пушти ӯ ложвард.

Дирафше кучо пайкараш аждаҳост,
Қи Чӯбина бар Наҳравон кард рост.

Бупечид ёлу бару рӯйро,
Нигаҳ кард Густаҳму Биндӯйро.

Ҳамеронданд он ду тан нарм-нарм,
Хурӯшид Хусрав ба овози гарм.

Қи «эй носазоён, чӣ [2] пеш омадаст,
Қи бадхоҳатон ҳамчу хеш омадаст?!

В-агарна чунин нарм рондан чарост,
Қи Баҳром наздики пушти шумост!»

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«эй шаҳриёр,
Дилатро ба Баҳром ранҷа мадор.

Қи ӯ гарди моро набинад ба роҳ,
Қи дур аст аз эдар дирафши сиёҳ.

Чунин аст ёрон-тро гуфтугӯй,
Қи моро чунин тохтан нест рӯй.

Қи Чӯбина ояд ба айвони шоҳ,
Ҳамонгаҳ ба Ҳурмуз диҳад тоҷу гоҳ.

Нишинад чу дастур бар дасти ӯй,
Ба дарьё расад коргар шасти ӯй.

Ба қайсар яке нома аз шаҳриёр,
Нависанд к-ин бандаи нобакор,

Гурезон бирафтаст аз ин марзу бум,
Набояд, ки ором гирад ба Рум.

---

[1] Л — Ҳамеронд Хусрав ба кирдори. [2] Л — Моро ҫараф-шон зи,

Ҳар он гаҳ, ки ӯ хештан кард рост,
Нажандиву кажжӣ аз ин баҳри мост [1].

Чу ояд бад-он марз, бандаш кунед,
Дили шодмон пургазандаш кунед.

Бад-ин боргоҳаш фиристед боз,
Мамонед то гардад ӯ сарфароз.

Бубандад ҳам дарзамон пои шоҳ,
Фиристанд гирьён бад-ин боргоҳ.»

Чу бишнид Хусрав, дилаш [2] хира гашт,
Зи гуфтори эшон рухаш тира гашт. [3]

Чунин дод посух, ки «аз бахти бад
Сазад, з-ин нишон гарчи [4] бар мо расад».

Суханҳо дароз асту коре дурушт,
Ба яздон кунун боз ҳиштем пушт.

Биронд аспу гуфт: «Ончи аз хубу зишт,
Ҷаҳондор бар тораки мо набишт,

Бибошад, нагардад ба андеша боз,
Мабодо, ки ояд ба душман ниёз».

Чу ӯ баргузашт, он ду бедодгар,
Аз ӯ бозгаштанд пуркина сар.

Зи роҳ андар айвони шоҳ омаданд,
Пур аз ранҷу дил пургуноҳ омаданд.

Зи дар чун расиданд наздики тахт,
Зеҳе аз камон боз карданд сахт.

Фиганданд ногоҳ бар гарданаш,
Биёвехтанд он гиромӣ танаш.

---

[1] Л — ба буми шумост. [2] Л — сараш. [3] И — б. 674 нест.
[4] ИЛ — харчи.

Шуд он тоҷу он тахти шоҳаншаҳон,
Ту гуфтӣ, ки Ҳурмуз набуд дар ҷаҳон.

Чунин аст оини гардандадаҳр,
Гаҳе нӯш бор [1] оварад, гоҳ заҳр.

Агар моя ин аст, судаш маҷӯй,
Ки дар ҷустанаш ранҷат ояд [2] ба рӯй!

Чу шуд гардиши рӯзи Ҳурмуз ба пой,
Тиҳӣ монд он тахту фархунда ҷой.

Ҳамонгоҳ бархост овои кӯс,
Рухи хуниён гашт чун сандарӯс.

Дирафши сипаҳбуд ҳамонгаҳ зи роҳ,
Падид омад андар миёни сипоҳ.

Ҷафопеша Густаҳму Биндӯй тез
Гирифтанд аз он гоҳ [3] роҳи гурез.

Чунин то ба Хусрав расид ин ду мард,
Ҷаҳонҷӯй чун дидашон рӯй [4] зард.

Бидонист, к-эшон диле пур зи роз,
Чаро аз ҷаҳондор гаштанд боз. [5]

Ба рухсора шуд чун гули шанбалид,
Накард он сухан бар далерон падид.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«аз шоҳроҳ—
Бигардед, к-омад ба тангӣ сипоҳ.

Биёбон гузинеду роҳи дароз,
Мадоред яксар тан аз ранҷ боз».

---

[1] Л — пеш. [2] Л — ҷустан ҳаме ранҷат орад. [3] ИЛ — з-он кох. [4] Л — гашт. [5] И — б. 691 нест.

## Рафтани Хусрав ба Рум

Чу Баҳром рафт андар айвони шоҳ,
Гузин кард аз он лашкари кинахоҳ.

Зиреҳдору шамшерзан шаш ҳазор,
Бад-он то шаванд аз паси шаҳриёр.

Чунин лашкари номбардору гурд,
Ба Баҳром пури Сиёвуш супурд.

В-аз он рӯй Хусрав биёбон гирифт,
Ҳаме аз бади душманон ҷон гирифт.

Чунин то ба пеши работе расид,
Сари теғи дёвори ӯ нопадид.

Куҷо хондандиш яздонсарой,
Парастишгаҳе буд фархундаҷой.

Нишастангаҳи сӯгворон буди̅,
Бад-ӯ дар сакӯбову митрон шуди̅.

Чунин гуфт Хусрав ба яздонпараст,
Ки «аз хӯрдани̅ чист эдар ба даст?»

Сакӯбо бад-ӯ гуфт, к-«эй номдор,
Фатираст бо тараи [1] ҷӯйбор.

Гар эдун, ки шояд бад-ин сон хӯриш,
Мабодат ҷуз аз тӯша ин парвариш».

Зи асп андар омад сабук шаҳриёр,
Ҳам онон ки буданд бо ӯ савор.

Ҷаҳонҷӯй бо ин ду хусравпараст,
Гирифт аз паи бож барсам ба даст.

Нишастанд бар нарм реги кабӯд,
Ба иштоб хӯрданд он чи, ки буд.

---

[1] Л — пудани.

Чунин гуфт пас бо Сакӯбо, ки май
Надорӣ ту, эй пири фархунда пай?

Бад-ӯ гуфт: «Мо май зи хурмо кунем,
Ба таммӯз ҳангоми гармо кунем.

Қунун ҳаст лахте чу равшан гулоб,
Ба сурхи чу беҷода дар офтоб».

Ҳамонгаҳ биёвард ҷоме набид,
Ки шуд ранги хуршед з-ӯ нопадид.

Бихӯрд он замон Хусрав аз май се ҷом,
Маю нони кашкин, [1] ки дорад ба ном.

Чу мағзаш шуд аз бодаи сурх гарм
Баногаҳ бихуфт аз бари реги нарм.

Ниҳод аз бари рони Биндӯй сар,
Равонаш пур аз дарду хаста ҷигар.

Ҳамон чун ба хоб андар омад сараш
Сакӯбои меҳтар биёмад бараш.

Ки аз роҳ гарде баромад сиёҳ,
Дар он гарди тира фаровон сипоҳ.

Чунин гуфт Хусрав, ки «-Бад рӯзгор,
Ки душман бад-ин гуна шуд хостор.

На мардум ба кор асту на борагӣ,
Фароз омад он рӯзи бечорагӣ».

Бад-ӯ гуфт Биндӯй: «Пас чора соз,
Ки омад сипаҳбуд ба тангӣ фароз».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй некхоҳ,
Маро андар ин кор бинмой роҳ».

---

[1] Л — нону пудан.

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«эй шаҳриёр,
Туро чора созам бад-ин рӯзгор,

Валекин фидо карда бошам равон,
Ба пеши ҷаҳонгир шоҳи ҷавон,

Ки ҳар к-ӯ кунад бар дари шоҳ кишт,
Наёбад [1] бад-он гетӣ андар биҳишт».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «донои Чин,
Яке хубтар достон зад бар ин.

Чу девори шаҳр андар ояд [2] зи пой, [3]
Қалота [4] набояд, ки монад ба ҷой. [5]

Чу ночиз хоҳад шудан шорсон,
Мамонод бар пой беморсон.

Ту гар чорае донӣ, акнун [6] бисоз,
Ҳам [7] аз покьяздон най бениёз».

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«ин тоҷи зар
Маро деҳ, ҳам ин гӯшвору камар.

Ҳам ин лаъли зарбафти чиниқабой,
Чу ман пӯшам инро, ту эдар мапой.

Бирав бо сипоҳат ҳам андар шитоб,
Чу киштӣ, ки маллоҳ ронад бар [8] об».

Бикард он ҷавон ҳарчи Биндӯй гуфт,
В-аз он ҷойгаҳ гашт бо бод ҷуфт [9].

Чу Хусрав бирафт аз бари чораҷӯй,
Ҷаҳондида сӯи сақаф кард рӯй.

---

[1] И — Набояд. [2] ИЛ — омад. [3] И — ҷой. [4] Л — Гулион. [5] Л — Пой. [6] Л — чора донӣ, мар инро. [7] И — Ки. [8] Л — дар.

[9] Тп — Ҳамеронд Густаҳм бо ӯ чу гард,
Саре пур зи кина, диле пур зи дард.

Қи акнун шуморо бад-ин бурзи кӯҳ,
Бибояд будан нопадид аз гурӯҳ.

Худ андар парастишгаҳ омад чу гард,
Ба зудӣ дари оҳанин сахт кард.

Бипӯшид пас ҷомаи зарнигор,
Ба сар барниҳод афсари шаҳриёр.

Бад-он бом шуд, к-аш набуд орзӯ
Сипаҳ дид гирд андараш чор сӯ.

Ҳамебуд то лашкари размсоз,
Расиданд наздики он диж [1] фароз. [2]

Бидидандаш аз дур бо тоҷи зар,
Чи бо тавқу бо гӯшвору камар.

Ҳамегуфт ҳар кас, ки ин Хусрав аст,
Ки бо тоҷу бо ҷомаҳои нав аст.

Чу Биндӯй шуд бегумон, к-он сипоҳ,
Ҳаме боз нашносад ӯро зи шоҳ.

Фуруд омаду ҷомаи хеш тафт,
Бипӯшиду [3] бебок [4] бар бом рафт.

Чунин гуфт, к-«эй размсозони нав,
Қиро хонам андар шумо пешрав!

Қи пайғом дорам зи шоҳи ҷаҳон,
Бигӯям шунида ба пешаш ҳамон».

Чу пури Сиёвуш бидидаш ба бом,
«Манам пешрав,— гуфт,— Баҳром ном».

---

[1] ИЛ — матбах.

[2] Тп — Абар пой хост онгаҳ аз бом зуд,
Тани хештанро ба лашкар намуд.

[3] Л — Хурӯшиду. [4] И — ноком.

Бад-ӯ гуфт: «Гӯяд ҷаҳондор шоҳ,
Ки ман сахт печонам аз ранҷи роҳ.

Саворон ҳама хаставу кӯфта,
Зи роҳи дароз андар ошуфта.

Бад-ин хонаи сӯгворон ба ранҷ,
Фуруд омадастам або ёр панҷ.

Чу пайдо шавад чоки рӯзи сафед,
Кунам дил зи кори ҷаҳон ноумед,

Биёем бо ту ба роҳи дароз,
Ба наздики Баҳроми гарданфароз.

Бар ин-бар, ки гуфтам, наҷӯям замон,
Агар ёрмандӣ кунад осмон.

Ниёгони мо ҳар ки будаст пеш,
Нигаҳ доштандӣ ҳам оину кеш.

Агарчи будӣ бахташон дерсоз,
Ба кеҳтар набардоштандӣ ниёз.

Кунун ончи моро ба дил роз буд
Бигуфтем, чун бахт бадсоз буд.

Зи рахшандахуршед то тирахок,
Набошад магар рои [1] яздони пок».

Чу солор бишнид аз ӯ достон,
Ба гуфтори ӯ [2] гашт ҳамдостон.

Дигар ҳар ки бишнид гуфтори ӯ,
Пур аз дардашон шуд дил аз кори ӯ.

Фуруд омад он шаб бад-онҷо сипоҳ,
Ҳамедоштӣ роҳи Хусрав нигоҳ.

---

[1] Л — хости. [2] И — Бад-он достон.

Дигар рӯз Биндӯй бар бом шуд,
Ба [1] девор бар сӯи Баҳром шуд.

Чунин гуфт, к-«имрӯз шоҳ аз намоз,
Ҳамоно наёяд ба коре фароз.

Чунин ҳам шаби тира бедор буд,
Парастанда пеши ҷаҳондор буд».

Ҳамон низ хуршед баршуд баланд,
Зи гармо набояд, ки ёбад газанд.

Биёсояд имрӯзу фардо пагоҳ,
Ҳамеронад андар миёни сипоҳ».

Чунин гуфт Баҳром бо меҳтарон,
Ки корест ин, ҳам сабук, ҳам гарон.

Чу бар Хусрав ин кор гирем танг,
Магар тез гардад, биёяд ба ҷанг.

Ба танҳотан ӯ худ яке лашкар аст,
Ҷаҳонгиру бедору кундовар аст.

В-агар кушта ояд ба дашти набард,
Барорад зи мо низ Баҳром гард.

Ҳамон беҳ, ки имрӯз бошем низ,
В-агар хӯрдани нест бисьёр чиз.

Магар к-ӯ бар ин ҳамнишон хушманиш,
Биёяд або ҷангу бесарзаниш.

Чунон ҳам ҳамебуд то шаб зи кӯҳ,
Даромад, ба гирд андар омад гурӯҳ.

Сипоҳ андар омад ба [2] ҳар паҳлӯе,
Ҳамесӯхтанд оташ аз ҳар сӯе.

---

[1] Л — Зи. [2] Л — зи.

## Бурдани Баҳроми Сиёвуш Биндуйро пеши Баҳроми Чӯбина

Чу рӯи замин гашт хуршедфом,
Сухангӯй-Биндӯй баршуд ба бом.

Ба Баҳром гуфт: «Эй ҷаҳондида мард,
Бад-он гаҳ, ки бархост аз дашт гард,

Чу Хусрав шуморо бидидаш, бирафт,
Сӯи Рум бо лашкари хеш тафт.

Кунун гар ту паррон шавӣ чун уқоб,
В-агар бартар орӣ сар аз офтоб,

Набинӣ ҳаме шоҳро ҷуз ба Рум,
Ки акнун куҳан шуд бад-он марзу бум.

Кунун гар диҳедам ба ҷон зинҳор,
Биёям бари паҳлавони савор.

Бигӯям сухан ҳарчи пурсад зи ман,
Зи каммиву бешии он анҷуман.

В-агарна бипӯшам салеҳи набард,
Ба ҷанг андар орам ба [1] хуршед гард».

Чу бишнид Баҳром аз ӯ ин сухан,
Дили марди барно шуд аз ғам куҳан.

Ба ёрон чунин гуфт, к-«акнун чӣ суд,
Агар ман барорам зи Биндӯй дуд.

Ҳамон беҳ, ки ӯро бари паҳлавон
Барам ҳам бар ин гуна равшан равон.

Бигӯяд бад-ӯ ҳарчи донад зи шоҳ,
Агар сар диҳад, ё [2] ситонад кулоҳ».

---

[1] Л — зи. [2] И — гар.

Ба Биндӯй гуфт: «эй бади чораҷӯй [1]
Ту ин довариҳо ба Баҳром гӯй».

Фуруд омад аз бом Биндӯи шер,
Ҳамеронд бо номдорон далер.

Чу бишнид Баҳром, к-омад сипоҳ,
Сӯи Рум шуд Хусрави кинахоҳ,

Зи пури Сиёвуш барошуфт сахт,
Бад-ӯ гуфт, к-«эй бадтани шӯрбахт,

На кори ту буд он, ки фармудамат,
Ҳаме беҳунар хира бистудамат».

Ҷаҳонҷӯй Биндуйро пеш хонд,
Ҳама хашми Баҳром бар вай биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй бадтану бадкуниш,
Фиребандамард аз дари сарзаниш,

Сипоҳи маро хира бифрефтӣ,
Зи бадгавҳари хеш нашкефтӣ.

Ту бо Хусрави шум гаштӣ яке,
Ҷаҳондидае кардӣ аз кӯдаке.

Қунун омадӣ бо диле пурсухан,
Қи ман нав кунам рӯзгори кӯҳан».

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«эй сарфароз
Зи ман ростӣ ҷӯву тундӣ масоз.

Бад-он, [2] к-он шаҳаншоҳ хеши ман аст,
Бузургишу [3] родиш пеши ман аст.

Фидо кардамаш ҷону боист кард,
Ту гар меҳтарӣ гирди кажжӣ магард».

---

[1] И — бади ҷон ҷӯй. [2] Л — Бидон. [3] Л — Бузургиву.

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Ман з-ин гуноҳ,
Ки кардӣ, нахоҳам-т кардан табоҳ,

Валекин ту ҳам кушта бар дасти ӯй
Шавӣ зуду хонӣ маро ростгӯй».

Ниҳоданд бар пои Биндӯй банд,
Ба Баҳром додаш зи баҳри газанд.

Ҳамебуд то хур шуд андар нуҳуфт,
Биёмад пур андешаи дил бихуфт.

**Рой задани Эрониён ва Баҳром аз баҳри подшоҳӣ ва бар тахт нишондан ӯро**

Чу хуршед ханҷар кашид аз ниём,
Падид омад он митрафи зардфом,

Фиристоду гарданкашонро бихонд,
Бар афгандаи тоҷдорон нишонд.

Ба як сӯй курсии заррин ниҳод,
Чу шоҳони пирӯз биншаст шод.

Чунин гуфт аз он пас ба бонги баланд,
Ки «ҳар кас, ки ҳаст аз шумо арҷманд,[1]

Зи шоҳон, зи Заҳҳок бадтар касе
Наёяд[2] падид, ар биҷӯй басе,

Ки аз баҳри шоҳӣ падарро бикушт,
В-аз он куштан Эрон-ш омад ба мушт.

Дигар Хусрав, он марди бедоду шум,
Падарро бикушт, он гаҳе шуд ба Рум.

---

[1] Л — судманд;

ТпЗ — Бапосух бигӯеду эмин буведу
Ба гуфтори ман рои фаррух ниҳед.
Ҳама гӯш доред гуфтори ман,
Бубинед ин тез бозорӣ ман.

[2] Л — наёмад.

Ҷунун то падид ояд андар ҷаҳон,
Яке номдоре зи тухми меҳон,

Ки зебо бувад ҷустани тахтро,
Кулоҳу камарбастану бахтро.

Кӣ доред, к-акнун бубандад миён,
Ба ҷой оварад роҳу расми каён?

Ба дорандаи офтоби баланд,
Ки бошам шуморо бад-ин ёрманд».

Шуниданд гарданкашон ин сухун,
Ки он номвармеҳтар афганд бун.

Напечид кас сар зи гуфтори рост,
Яке пирсар буд, бар пой хост.

Куҷо номи ӯ буд Шаҳрон Гуроз,
Гаве пирсар, меҳтаре сарфароз. [1]

Чунин гуфт, к-«эй номдори [2] баланд,
Туӣ, то будӣ дар ҷаҳон [3] судманд.

Будӣ, [4] гар набудӣ ту, он [5] Совашоҳ,
Ки омад бад-ин марзи мо бо сипоҳ.

Аз озодагон бандагон хост кард,
Ҷас ӯро набуд дар ҷаҳон ҳамнабард.

Зи гетӣ ба мардӣ ту бастӣ миён,
Ки ин [6] ранҷ бугзошт [7] аз эрониён.

Сипаҳ чор бор аз ялон сад ҳазор,
Ҳама гурду шоистаи корзор.

---

[1] Л — дерсоз. [2] И — сарфарозӣ. [3] И — дар ҷаҳон меҳтари.
[4] ИЛ — Бадӣ. [5] ИЛ — ҷуз аз. [6] Л — он. [7] Л — бугзашт.

Ба як чӯба тири ту гаштанд боз,
Баросуд Эрон зи гурму гудоз.

Кунун тахти Эрон сазовори туст,
Бар ин-бар гуво бахти бедори туст.

Қасе, к-ӯ бупечад зи фармони ту,
В-агар дур монад зи паймони ту.

Ба фармон-ш орем, агарчи гав аст,
В-агар достонро ҳама Хусрав аст».

Бигуфт ину биншаст бар ҷои хеш,
Хуросонсипаҳбуд биёмад-ш [1] пеш.

Бад-ӯ гуфт, к-«ин пири донишпижӯҳ,
Қи чандин сухан гуфт пеши гурӯҳ,

Бигӯям, ки ӯ аз чӣ гуфт ин сухан,
Ҷаҳонҷӯи донанда марди кӯҳан.

Чу ин [2] некӯиҳо зи ту ёд кард,
Дили анҷуман з-ин сухан шод кард.

Валекин яке достон аст нағз,
Магар бишнавад мардуми покмағз?

Қи Зардушт гӯяд ба Устову Занд,
Қи ҳар кас, ки аз кирдгори баланд

Бипечад, ба як сол пандаш диҳед, [3]
Ҳамон мояи судмандаш диҳед. [4]

Сари сол агар боз н-ояд ба роҳ,
Бибояд-ш куштан ба фармони шоҳ. [5]

Чу бар додгар шоҳ душман шавад,
Сараш зуд бояд, ки бетан шавад».

---

[1] ИЛ — биёмад ба. [2] Л — Чунин. [3] Л — диҳанд. [4] Л — диҳанд. [5] ИЛ — б. 830 нест.

Хуросон бигуфт ину лабро бубаст,
Биёмад ба ҷое, ки будаш нишаст.

Аз он пас Фарухзод бар пой хост,
В-аз он анҷуман сар баровард рост.

Чунин гуфт, к-«эй меҳтари судманд,
Сухан гуфтани дод беҳ, ё писанд?

Агар дод беҳтар бувад, кас мабод,
Ки бошад зи гуфтори бедод шод.

Агар бар писанд аст гуфтори мо,
Бад-ин нест пирӯзгар ёри мо».

Ба Баҳром гуфто, к-«анӯша бадӣ,
Ҷаҳонро ба дидор тӯша бадӣ! [1]

Анӯша бизӣ шоҳ [2] то ҷовидон,
Зи ту дур дасту забони бадон!»

Бигуфт ину биншаст марди далер,
Хазарвони Хусрав баромад чу шер.

Чунин гуфт: «Акнун, ки чандин сухан
Сароянд барнову марди кӯҳан, [3]

Саранҷом агар роҳ ҷӯӣ ба дод,
Ҳаюне барафган ба кирдори бод,

Мамон дер то Хусрави сарфароз,
Накӯбад ба андеша [4] роҳи дароз.

Зи кори гузашта ба пӯзиш гирой,
Сӯи тахт густох магзор пой,

---

[1] Тп — Бар ин гоҳ биншин, ки зебад туро,
Зи ту пок шуд бад зи ҳар кишваро.

[2] Л — шод.

[3] Тп — Бигуфтанду гуфта ҳама кас шунид,
Туро бештар роҳ бояд гузид.

[4] Л — бедод.

Ки то зинда бошад ҷаҳондор шоҳ,
Сипаҳбуд набошад сазовори гоҳ.

В-агар бим дорӣ зи Хусрав ба дил,
Пай аз Порсу Тайсафун баргусил.

Ба шаҳри Хуросон таносон бизӣ,
Ки осониву меҳтариро сазӣ.

Ба пӯзиш як андар дигар нома соз,
Магар Хусрав ояд ба роҳи[1] ту боз».

Набардошт Хусрав пай аз ҷои хеш,
Ки то Родфаррух ниҳад пой пеш.

Сухан гуфт пас Родфаррух ба дод
Ки «эй номдорони фаррухнажод,

Шунидам сухан гуфтани меҳтарон,
Ки ҳастанд аз Эрон гузидасарон.

Нахустин сухан гуфтани бандавор,
Ки то паҳлавоне шавад шаҳриёр.

Хирадманд напсандад ин гуфтугӯй,
К-аз он кам шавад мардро обрӯй.

Хуросон сухан пурманишвор гуфт,
Нагӯям, ки ин бо хирад буд ҷуфт.

Фарухзод бифзуд гуфтори тунд,
Дили мардуми пурхирад кард кунд.

Чаҳорӯм Хазарвони солор буд,
Ки гуфтори ӯ бо хирад ёр буд,

Ки то офарид ин ҷаҳон кирдгор,
Падид омад ин гардиши рӯзгор.

---

[1] Л — рон.

Зи Заҳҳоки тозӣ нахуст андар ой,
Ки бедодгар буду нопокрой.

Ки Ҷамшеди бартарманишро бикушт,
Ба бедод бигрифт гетӣ ба мушт.

Пур аз дард шуд мардуми Порсо
Ки андар ҷаҳон дев шуд подшо. [1]

Дигар он ки бадгавҳар Афросиёб,
Зи Тӯрон бад-ин сӯй бугзошт об.

Ба зорӣ сари Нӯзари номдор
Ба шамшер бибриду баргашт кор.

Се дигар, ки омад Сикандар зи Рум,
Ба Эрону вайрон шуд ин марзу бум.

Чу Дорои шамшерзанро бикушт,
Хуру хоби эрониён шуд durушт.

Чаҳорӯм чу нопокдил Хушнавоз,
Ки кам кард аз ин буму бар ному ноз.

Чу Пирӯз шоҳи баландахтаре,
Ҷаҳонгиру аз шаҳриёрон саре,

Бикуштанд ҳайтолиён ногаҳон,
Нагун шуд сари [2] тахти шоҳаншаҳон.

Қас андар ҷаҳон ин шигифтӣ надид,
Ки акнун ба наввӣ ба Эрон расид.

Ки бугрехт шоҳе чу Хусрав зи гоҳ,
Сӯи душманон шуд зи дасти [3] сипоҳ».

---

[1] ТпЗ — Фариддун фархундаи шаҳриёр,
Бар ӯ-бар сар овард ин рӯзгор.

[2] Л — сару. [3] Л — бими; И — баҳри

Бигуфт ину биншаст гирьён зи дард,
Зи гуфтори ӯ гашт Баҳром зард.

Ҷаҳондида Синор бар пой ҷаст,
Миён баставу теғи ҳиндӣ ба даст.

Чунин гуфт, к-«Ин моявар паҳлавон,
Бузургасту бо доду равшанравон.

Кунун то касе аз нажоди каён
Биёяд, бубандад камар бар миён,

Ҳамон беҳ, ки ин барнишинад ба тахт,
Ки гурд асту ҷанговару некбахт».

Сари ҷангиён, к-ин суханҳо шунид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Чунин гуфт, к-«аз тухми шоҳон зане,
Агар боз ёбанд [1] дар Барзане, [2]

Намонам, ки кас тоҷдорӣ кунад,
Миёни саворон саворӣ кунад».

Шуниданд гурдони оҳарманӣ, [3]
Ки солори нопок кард он манӣ.

Кашиданд шамшеру бархостанд,
Яке нав сухан гуфтан орастанд.

Ки «Баҳром шоҳ асту мо кеҳтарем.
Сари душманонро [4] ба пай биспарем.

Кашида чу Баҳром шамшер дид,
Хирадмандиву ростӣ баргузид.

Чунин гуфт, к-«он, к-ӯ зи ҷои нишаст
Барояд, биёзад ба шамшер даст, [5]

---

[1] Л — ёбем.

[2] Тп — Бибуррам сарашро ба шамшери тез,
Зи ҷонаш барорам дами растахез.

[3] Л — Чу бишнид, Бобуи гурдон манӣ. [4] Л — номлорон. [5] И — б. 881 нест.

Бибуррам ҳам андар замон дасти ӯй,
Ҳушивор гардад сари масти ӯй».

Бигуфт ину аз пеши озодагон,
Биёмад сӯи гулшани шойгон.

Пароганда гашт он бузург анҷуман,
Ҳама рух пурожангу дил пуршикан.

**Бар тахт нишастани Баҳроми Чӯбина**

Чу пайдо шуд он чодари қиргун,
Дурахшон шуд ахтар ба чарх андарун.

Чу овози дорандаи пос хост,
Қаламхост Баҳрому қиртос хост.

Биёмад дабире хирадманду род,
Давоту қалам пеши доно ниҳод.

Бад-ӯ гуфт: «Аҳде зи эрониён,
Бибояд набиштан бар ин парниён,

Ки Баҳром шоҳ асту пирӯзбахт,
Сазовори тоҷ асту зебои тахт.

Наҷӯяд ҷуз аз ростӣ дар ҷаҳон,
Чи бар ошкоро, чи андар ниҳон».

Набишта шуду [1] шамъ бардоштанд,
Шаби тира б-андеша бугзоштанд.

Чу пинҳон шуд он чодари ложвард,
Ҷаҳон шуд зи дидори хуршед зард

Биёмад яке марди пирӯзбахт,
Ниҳод андар айвони Баҳром тахт. [2]

---

[1] Л — Навишта шуд, он.

[2] ТпИЛ — Бирӯфтанд айвон ба покии* оҷ,
Биёвехтанд аз бари гоҳ тоҷ.

* ИЛ — покӣ чу.

Бари тахти заррин яке зергоҳ,
Ниҳоданду пас баркушоданд роҳ.

Нишаст аз бари гоҳ Баҳромшоҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ кӯлоҳ.

Дабираш биёвард аҳди каён,
Набишта бар он пурбаҳо парниён.

Гувоӣ набиштанд яксар меҳон,
Қи Баҳром шуд шаҳриёри ҷаҳон.

Бар он нома чун ном карданд ёд,
Бар ӯ-бар[1] яке мӯҳри заррин ниҳод.

Чунин ҳам бимонод соле ҳазор,
Қи аз тухмаи ман бувад шаҳриёр.

Писар бар писар-бар чунин арҷманд
Бимонод бо тоҷу тахти баланд.

Ба озармаҳ андар буду рӯзи[2] хур,
Қи аз шер пардахта шуд пушти гӯр[3],

Чунин гуфт аз он пас ба эрониён,
Қӣ «бархост пархошу кин аз миён?

Қасе к-ӯ бад-ин нест ҳамдостон,
Агар кажж бошанд, агар ростон,

Ба Эрон мабошед беш аз се рӯз,
Чаҳорӯм чу аз чарх гетифурӯз

---

[1] Л — ба сар-бар. [2] Л — буд ин рӯз.

[3] Тп — Ситора ба чои баландофтоб.
Баромад, в-аз он шуд ҷаҳон чун сароб.
Чу аз сарвбун боғ гардад тиҳӣ,
Бигирад гиё ҷои сарви саҳӣ.

Бароянд, ҳама назди Хусрав шавед,
Бар ин буму бар беш аз ин мағнавед».

На аз дил бар ӯ хонданд офарин,
Қи пардахта аз ту мабодо замин.[1]

Ҳар он кас, ки бо[2] шоҳ пайваста буд,
Бар он подшоҳӣ дилаш хаста буд.

Бирафтанд аз он бум то марзи Рум,
Пароганда гаштанд аз озодбум.[3]

### Гурехтани Биндуй аз банди Баҳром

Ҳаме буд Биндӯй баста чу юз,
Ба зиндони Баҳром ҳафтод рӯз.

Нигаҳбони Биндӯй Баҳром буд,
Қи аз банди ӯ нек[4] ноком буд.

Варо низ Биндӯй бифрефтӣ,
Ба банд андар аз чора нашкефтӣ.

Ки аз шоҳи Эрон машав ноумед,
Агар тирашаб рӯз гардад сафед,

Агарчӣ шавад бахти ӯ дерсоз,
Шавад бахти Фирӯз бо Хушнавоз.

Ҷаҳонофарин бар тани Қайқубод
Бубахшуду гетӣ бад-ӯ боз дод.

Намонад ба Баҳром ҳам тоҷу тахт,
Чӣ андешад ин мардуми некбахт.

---

[1] Тп — Аз он пас ба Эрон чу з-эшон касе,
Бимонад, намонад бар ӯ ҷон басе.

[2] ИЛ — дар. [3] Л — он марзу бум; И — он ҷою бум. [4] Л — бахти ӯ сахт.

Зи деҳқоннажод эч мардум мабод,
Қи хира диҳад хештанро ба бод.

Ба ангушт бишмар кунун [1] то ду моҳ
Қи аз Рум бинӣ ба Эрон сипоҳ

Бад-ин тоҷу тахт оташ андар зананд,
Ҳама зевараш бар сараш бишкананд.

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Агар шаҳриёр
Маро дод хоҳад ба ҷон зинҳор,

Зи панди ту ороиши ҷон кунам,
Ҳама ҳарчи гӯй ту, фармон кунам.

Яке сахт савганд хоҳам ба моҳ
Ба Озаргушаспу ба тахту кулоҳ,

Қи гар Хусрав ояд ба-ин марзу бум,
Сипоҳ орад аз назди қайсар зи Рум,

Ту хоҳӣ маро з-ӯ ба ҷон зинҳор,
Нагирӣ ту ин кори душхор хор.

Қ-аз ӯ бар тани ман наёяд газанд,
Нагардад ба гуфтор носудманд».

Бигуфт ину пас дафтари Занд хост,
Ба савганд Биндӯйро банд хост.

Чу Биндӯй бигрифт Устову Занд,
Чунин гуфт, к-«аз кирдгори баланд,

Мабинод Биндӯй ҷуз дарду [2] ранҷ,
Мабод эмин андар сарои сипанҷ,

Агар на чу Хусрав биёяд зи ҷой,
Бубинам ман ӯро, нишинам зи пой.

[1] Л — замон. [2] И — банду.

Магар к-ӯ ба назди ту ангуштарӣ,
Фиристад ҳамон афсари меҳтарӣ».

Чу бишнид Баҳром савганди ӯй, [1]
Бидид он дили поку [2] пайванди ӯй, [3]

Бад-ӯ гуфт, к-«акнун ҳама рози хеш
Бигӯям, барафрозам овози хеш.

Бисозам яке дом Чӯбинаро,
Ба чора фароз оварам кинаро.

Ба заҳроби шамшер дар базмгоҳ,
Ба кӯшиш тавонам-ш кардан табоҳ.

Ба дарьё зи [4] об андарун нам намонд,
Ки Чӯбинаро [5] шоҳ боист хонд».

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«эй кордон,
Маро зираку ҷалду ҳушьёр дон.

Бад-ин зудӣ андар, ҷаҳондор шоҳ
Биёяд, нишинад абар пешгоҳ.

Ту донӣ, ки ман ҳарчи гӯям бад-ӯй,
Напечад зи гуфтори ин банда [6] рӯй.

Бихоҳам гуноҳе, ки рафт аз ту пеш,
Бубахшад ба гуфтори ман тоҷи хеш.

Агар худ бар онӣ, ки гӯӣ ҳаме,
Ба дил роҳи каҷҷӣ наҷӯӣ ҳаме.

Зи банд ин ду пои ман озод кун,
Нахустин ба [7] Хусрав-бар ин [8] ёд кун.

Кушода шавад з-ин сухан рози ту,
Ба гӯш оядаш равшан овози ту».

---

[1] Л — ӯ. [2] Л — пок. [3] Л — ӯ. [4] Л — ба. [5] Л — Баҳромро.
[6] Л — ман ҳеч. [7] Л — зи. [8] Л — бад-ин.

Чу бишнид Баҳром, шуд тозарӯй,
Ҳам андар замон банд бардошт аз ӯй.

Чу равшан шуд он чодари мушкранг,
Сапеда бад-ӯ андар овехт чанг.

Ба Биндӯй гуфт: «ар дилам нашканад,
Чу Чӯбина имрӯз чавгон занад,

Сиголидаам дӯш бо панҷ ёр,
Ки аз тораки ӯ барорам димор.

Зиреҳ хосту пӯшид зери қабой,
Зи даргаҳ ба асп андар овард пой.

Зане буд Баҳроми Ялро на пок,
Ки Баҳромро хостӣ зери хок.

Ба дил дӯсти Баҳроми Чӯбина буд,
Ки аз шӯй ҷонаш пур аз кина буд.

Фиристод наздики Баҳром кас,
Ки танро нигаҳ дор фарьёд рас,

Ки Баҳром пӯшид пинҳон зиреҳ,
Барафганд банди зиреҳро гиреҳ.

Надонам, ки дар дил чӣ дорад зи бад,
Ту з-ӯ хештан дур дорӣ, сазад».

Чу бишнид Чӯбина гуфтори зан,
Ки бо ӯ ҳамегуфт чавгон мазан,

Ҳар он кас, ки рафта ба майдони ӯй,
Чу наздик гаштӣ ба чавгони ӯй,

Задӣ[1] даст бар пушти ӯ нарм-нарм,
Сухан гуфтани хубу овози[2] гарм.

---

[1] Л — Бизад. [2] Л — овоз.

Чунин то ба пури Сиёвуш расид,
Зиреҳ бар бараш ошкоро бидид.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй, камтар аз моргаз, [1]
Ба майдон кӣ пӯшад зиреҳ зери хаз?! [2]

Бигуфт ину шамшери кин баркашид,
Саропои ӯ пок дарҳам дарид.

Ба шаҳр андарун огаҳӣ фош гашт,
Қи Баҳром кушта шуду даргузашт. [3]

Чу Биндӯй аз он куштан огоҳ шуд,
Бар ӯ тобиши рӯз кӯтоҳ шуд.

Бипӯшид пас ҷавшану барнишаст,
Миёни ялӣ ларз-ларзон бубаст.

Або ҳар ки пайванди Баҳром буд,
Қасе к-аш ба Биндӯй ором буд, [4]

Гирифт ӯ аз он шаҳр роҳи гурез
Бад-он то набинанд аз ӯ растахез.

Ба манзил расиданду бифзуд хел,
Гирифтанд тозон раҳи Ардабил.

Зи майдон чу Баҳром берун кашид,
Ҳаме доман аз хашм дар хун кашид,

Аз он пас бифармуд Маҳрӯйро,
Қи бошад нигаҳдор Биндӯйро.

Ба Баҳром гуфтанд, к-«эй шаҳриёр,
Дилатро ба Биндӯй ранҷа мадор.

---

[1] Л — гуфт: эй. тез аз хори газ; И — хоки кӯй. [2] И — Қӣ пӯшад зиреҳ рӯзи чавгону гӯй?! [3] ИЛ — б. 959 нест. [4] ИЛ — б. 962 нест.

Чу бишнид Баҳром, шуд тозарӯй,
Ҳам андар замон банд бардошт аз ӯй.

Чу равшан шуд он чодари мушкранг,
Сапеда бад-ӯ андар овехт чанг.

Ба Биндӯй гуфт: «ар дилам нашканад,
Чу Чӯбина имрӯз чавгон занад,

Сиголидаам дӯш бо панҷ ёр,
Ки аз тораки ӯ барорам димор.

Зиреҳ хосту пӯшид зери қабой,
Зи даргаҳ ба асп андар овард пой.

Зане буд Баҳроми Ялро на пок,
Ки Баҳромро хостӣ зери хок.

Ба дил дӯсти Баҳроми Чӯбина буд,
Ки аз шӯй ҷонаш пур аз кина буд.

Фиристод наздики Баҳром кас,
Ки танро нигаҳ дор фарьёд рас,

Ки Баҳром пӯшид пинҳон зиреҳ,
Барафганд банди зиреҳро гиреҳ.

Надонам, ки дар дил чӣ дорад зи бад,
Ту з-ӯ хештан дур дорӣ, сазад».

Чу бишнид Чӯбина гуфтори зан,
Ки бо ӯ ҳамегуфт чавгон мазан,

Ҳар он кас, ки рафта ба майдони ӯй,
Чу наздик гаштӣ ба чавгони ӯй,

Задӣ[1] даст бар пушти ӯ нарм-нарм,
Сухан гуфтани хубу овози[2] гарм.

---

[1] Л — Бизад. [2] Л — овои.

Чунин то ба пури Сиёвуш расид,
Зиреҳ бар бараш ошкоро бидид.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй, камтар аз моргаз, [1]
Ба майдон кӣ пӯшад зиреҳ зери хаз?! [2]

Бигуфт ину шамшери кин баркашид,
Саропои ӯ пок дарҳам дарид.

Ба шаҳр андарун огаҳӣ фош гашт,
Ки Баҳром кушта шуду даргузашт. [3]

Чу Биндӯй аз он куштан огоҳ шуд,
Бар ӯ тобиши рӯз кӯтоҳ шуд.

Бипӯшид пас ҷавшану барнишаст,
Миёни ялӣ ларз-ларзон бубаст.

Або ҳар ки пайванди Баҳром буд,
Қасе к-аш ба Биндӯй ором буд, [4]

Гирифт ӯ аз он шаҳр роҳи гурез
Бад-он то набинанд аз ӯ растахез.

Ба манзил расидаңду бифзуд хел,
Гирифтанд тозон раҳи Ардабил.

Зи майдон чу Баҳром берун кашид,
Ҳаме доман аз хашм дар хун кашид,

Аз он пас бифармуд Маҳрӯйро,
Ки бошад нигаҳдор Биндӯйро.

Ба Баҳром гуфтанд, к-«эй шаҳриёр,
Дилатро ба Биндӯй ранҷа мадор.

---

[1] Л — гуфт: эй, тез аз хори газ; И — хоки кӯй. [2] И — Кӣ пӯшад зиреҳ рӯзи чавгону гӯй?! [3] ИЛ — б. 959 нест. [4] ИЛ — б. 962 нест.

Ки ӯ чун аз ин куштан огоҳ шуд,
Ҳамоно, ки бо бод ҳамроҳ шуд. [1]

Пушаймон шуд аз куштани ёри хеш,
К-аз он тира донист бозори хеш [2].

Чунин гуфт, к-«он кас, ки душман зи дӯст
Надонад, мабодо варо мағзу пӯст.

Яке хуфта бар теғи дандони пил,
Дигар эмин аз мавҷи дарьёи Нил.

Дигар он ки бар подшо шуд далер,
Чаҳорӯм, ки бигрифт бозуи шер.

Бубахшой бар ҷони ин ҳар чаҳор,
К-аз эшон бупечад сари рӯзгор.

Дигар он ки [2] ҷунбонад ӯ кӯҳро,
Бад-он ёр гар хоҳад анбӯҳро.

Тани хештанро бад-он ранҷа дошт,
В-аз он ранҷи тан бод дар панҷа дошт.

Ба киштии вайрон гузаштан бар об,
Беҳ ояд, ки дар кор кардан шитоб.

В-агар чашма хоҳӣ, ки бинӣ ба чашм,
Шавӣ хираву [3] боз гардӣ ба хашм,

Касеро куҷо кӯр буд раҳнамун,
Бимонад ба роҳи дароз андарун.

Ҳар он кас, ки гирад ба даст аждаҳо,
Шуд ӯ куштаву аждаҳо шуд раҳо.

---

[1] ТпЗ — Бидонист, к-он кори Биндуй буд,
Ки Баҳром шуд кушта з-он чора зуд.

[2] ИЛ — ҳар ки. [3] Л — хира з-ӯ.

В-агар озмунро касе хӯрд заҳр,
Аз он хӯрданаш дарду марг аст [1] баҳр.

Накуштем Биндӯйро аз нахуст,
Зи дастам раҳо шуд, дари чора ҷуст.

Бар ин кардаи хеш бояд гирист,
Бубинем то рои яздон ба чист.

В-аз он рӯй Биндӯю андак сипоҳ,
Чу боди дамон баргирифтанд роҳ.

Ҳамебурд ҳар кас, ки буд бурданӣ,
Ба роҳе, ки Мӯсил буд Арманӣ.

Биёбони беобу роҳу дада,
Саропардае дид ҷое зада.

Нигаҳ карду Мӯсил дид Арманӣ,
Ҳам оби равон диду ҳам хӯрданӣ.

Ҷаҳонҷӯй-Биндӯй танҳо [2] бирафт,
Бад-он марғзорон [3] шитобид тафт.

Чу Мӯсилро дид, бурдаш намоз,
Бигуфт ин суханҳо, ки будаш ба роз.

Бад-ӯ гуфт Мӯсил: «Аз эдар марав,
Ки огоҳӣ ояд туро нав ба нав.

Ки дар [4] Руми обод Хусрав чӣ кард,
Ҳаме оштӣ нав кунад, ё набард».

Чу бишнид Биндӯй аз он ҷо бимонд,
В-аз он дашт ёрони худро бихонд.

---

[1] И — дарди сар гашт. [2] И — пинҳон. [3] И — Сӯи марғзоре; Л — сабза андар. [4] Л — бо.

## Рафтани Хусрав сӯи Рум ба роҳи биёбон ва огоҳӣ додани Роҳиб аз кори оянда

Ҳаметохт Хусрав ба пеш андарун,
На обу гиё буду на раҳнамун. [1]

Инонро бад-он бора карда яла,
Ҳамеронд ноком то Боҳала.

Пазира шудандаш бузургони шаҳр,
Касеро, ки [2] аз мардумӣ буд баҳр.

Чу Хусрав ба наздики эшон расид,
Бад-он шаҳр лашкар фуруд оварид,

Ҳамон чун фуруд омад, андар замон
Наванде аз Эрон биёмад дамон.

Зи Баҳроми Чӯбин яке нома дошт,
Ҳам он нома пӯшида дар ҷома дошт.

Набишта сӯи меҳтари Боҳала,
Ки гар лашкар ояд макуншон яла.

Сипоҳи ман инак пас андар дамон,
Ба шаҳри ту ояд замон то замон.

Чу меҳтар бар он гуна-бар нома дид,
Ҳам андар замон пеши Хусрав давид.

Чу Хусрав нигаҳ карду нома бихонд,
Зи кори ҷаҳон дар шигифтӣ бимонд.

---

[1] Тп — Зи кирдори Хусрав бигӯям кунун,
Бад-он гаҳ, ки бугрехт аз Тайсафун,
Ҳама лашкари ӯ ягону дугон.
Гирифтанд ҳар як ба ҷое макон,
Або мардуми хеш шуд сӯи Рум,
Ба роҳи биёбону он хушкбум.
Чу Хусрав ба язди биёбон расид,
Ҳаметохт рухсора чун шанбалид.

[2] Л — Ҳар он кас, к-аш.

Битарсид, к-ояд паси ӯ сипоҳ,
Бад-он мондагӣ тангдил гашт шоҳ.

Миёни кай тохтанро бубаст,
Аз он шаҳр ҳам дарзамон барнашаст.

Ҳаметохт то пеши оби Фурот,
Надид андар он подшоҳӣ набот.[1]

Шуда гурсуна марди пиру ҷавон,
Яке беша диданду оби равон.[2]

Падид омад андар замон корвон,
Шутур буду пеш андарун сорвон.

Чу марди ҷавон рӯи Хусрав бидид,
Бар он номдор офарин густарид.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «номи ту чист,
Куҷо рафт хоҳиву коми ту чист?

Бад-ӯ гуфт: «Ман Қайс бин Ҳорисам,
Аз озодагони араб ворисам.

Зи Миср омадам бо яке корвон,
* Бар ин корвон-бар манам сорвон.

Бар оби Фурот аст бунгоҳи ман,
В-аз онҷо бад-ин беша буд роҳи ман».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «аз хӯрданӣ
Чӣ дорӣ, ҳам[3] аз чизи густурданӣ,

---

[1] Л — субот.

[2] ТпИЛ — Чу Хусрав бад-он ҷойгаҳ, беша дид *,
Сипаҳро бад-он сабза андар кашид.
Шуда гурсуна мард ноҳору суст,
Камонро ба зеҳ карду нахчир ҷуст.
Надиданд чизе ба ҷое давон,
Дарахту гиё буду оби равон.

[3] Л — дориву.

* И — Танҳо б. I мавҷуд аст.

Ки мо мондагонему ҳам гурсуна,
На тӯшаст бо мо, [1] на бору буна».

Бад-ӯ гуфт тозӣ, ки «эдар биист,
Маро бо ту чизу тану ҷон якест».

Чу бар шоҳ тозӣ бигустурд меҳр,
Биёвард фарбеҳ яке модасеҳр.

Бикуштанду оташ барафрӯхтанд,
Бар ӯ хушк ҳезум ҳаме сӯхтанд.

Бар оташ барафганд тозӣ кабоб
Ба хӯрдан гирифтанд ёрон шитоб.

Бихӯрданд бенон фаровон кабоб,
Биёрост ҳар меҳтаре ҷои хоб.

Замоне бихуфтанду бархостанд,
Яке офарине нав оростанд.

Бар он додгар, к-ӯ ҷаҳон офарид,
Тавоноиву нотавон офарид.

Аз он пас ба ёрон чунин гуфт шоҳ,
Ки «ҳар кас, ки ӯ беш дорад гуноҳ,

Ба назди ман он кас гиромитар аст,
В-аз ин кеҳтарон низ номитар аст.

Ҳар он кас куҷо беш кард аз бадӣ,
Бигашт аз ману аз раҳи эзадӣ,

Ба мо беш бояд, ки дорад умед,
Саросар ба некӣ диҳедаш навид».

Гирифтанд ёрон бар ӯ офарин,
Ки «эй покдил Хусрави покдин,

---

[1] Л — моро.

Ҳамеша туро бод яздон паноҳ,
Мабодо тиҳӣ аз ту тахту кулоҳ»! [1]

Бипурсид аз ин марди тозӣ, ки «роҳ—
Қадом асту ман чун шавам бо сипоҳ»?

Бад-ӯ гуфт: «Ҳафтод фарсанг беш,
Шуморо биёбону кӯҳ аст пеш.

Чу дастур бошад маро гӯшту об,
Ба роҳ оварам, гар насозӣ шитоб».

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Ҷуз ин нест рой,
Ки бо тӯша бошему бо раҳнамой».

Ҳаюне барафганд тозӣ ба роҳ,
Бад-он то барад роҳ пеши сипоҳ.

Ҳаметохт андар биёбону кӯҳ,
Пур аз [2] ранҷу тимор бо он [3] гурӯҳ.

Яке корвон низ дигар ба роҳ,
Падид омад аз дур пеши сипоҳ.

Яке марди бозоргон моядор,
Биёмад ҳамонгаҳ бари шаҳриёр.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Аз куҷой, бигӯй
Куҷо рафт хоҳӣ чунин пӯй-пӯй?»

Бад-ӯ гуфт: «Аз харраи Ардашер,
Яке марди бозоргонам дабир».

---

[1] ТпЗИ — Туро бод равшан дилу шод бахт,
Диҳод эзади додгар боз тахт.
Туро дод эзад чунин фарручеҳр,
Ки афзунст бар ҳар яке доду меҳр.
Туӣ дар ҷаҳон мояи бихрадӣ,
Ки некӣ расонӣ ба ҷои бадӣ.
Чу шуд з-офарин низ он шоҳ шод,
Ба дил омад андешаи роҳ ёд.

[2] Л — Бад-он, [3] Л — ин.

Бад-ӯ гуфт: «номат чӣ кард, он ки зод?»
Чунин дод посух, ки Меҳронситод»

Аз ӯ тӯша ҷуст он замон шаҳриёр,
Бад-ӯ гуфт солор, к-«эй номдор,

Хуриш ҳаст чандон, ки андоза нест,
Агар чеҳри бозоргон тоза нест». [1]

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «меҳмон ба роҳ
Биёбӣ, фузунтар бувад дастгоҳ».

Сари бор букшод бозоргон,
Дирамгон беҳ ояд зи диноргон.

Хуриш бурду биншаст худ бар замин,
Ҳамехонд бар шаҳриёр офарин.

Чу нон хӯрда шуд, марди меҳмонпараст
Биёмад, гирифт обдастон ба даст.

Чу аз дур Харроди Барзин бидид,
Зи ҷое ки буд пеши Хусрав давид.

Зи бозоргон бистуд он оби гарм,
Бад-он то надорад ҷаҳонҷӯй шарм.

Пас он марди бозоргон пуршитоб,
Май овард бар сони равшан гулоб.

Дигар бора Харроди Барзин зи роҳ,
Аз ӯ бистуд он ҷому шуд пеши шоҳ.

Парастиш парастандаро дошт суд,
Бар он бартарӣ, бартариҳо фузуд.

В-аз он пас ба бозоргон гуфт шоҳ,
Ки «акнун сипаҳро кадом аст роҳ?»

---

[1] Тп — Бад-ӯ гуфт бозоргон он замон;
«Ҳам он ч-ам бувад пешат орам дамон».

Чу бозоргон роҳ бинмудашон,
Бипурсид Хусрав зи ному нишон. [1]

Нишасти ту дар харраи Ардашер,
Куҷо бошад, эй марди меҳмонпазир?

Бад-ӯ гуфт: к-«эй шоҳ бедор зӣ,
Зи бозоргонон манам коразӣ. [2]

Бифармуд то номи барнову деҳ
Нависад нависандаи рӯзбеҳ.

Ба бозоргон гуфт: «Падруд бош,
Хирад тору ту ҷовидон [3] пуд бош!»

### Омадани Хусрав ба буми Рум

Чу бугзашт лашкар аз он тозабум,
Ба тундӣ ҳамеронд то марзи Рум.

Чунин то биёмад бад-он шорсон,
Ки қайсар варо хондӣ корсон.

Чу аз дур тарсо бидид ин сипоҳ,
Бирафтанд пӯён ба бероҳу роҳ.

Бад-он бора андар кашиданд рахт,
Дари шорсонро бубастанд сахт.

Фурӯ монд аз он шоҳи гетифурӯз,
Ба берун бимонд ӯву лашкар се рӯз.

Фиристод рӯзи чаҳорӯм касе,
Ки наздики мо нест лашкар басе. [4]

---

1 ИЛ — б. 1050 нест.

2 Тп — Нишонаш яко як ба Хусрав бигуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт.

3 Л — Хирадро ба дил тору ҳам.

4 Тп — Ба наздики ин шаҳр танг омадем,
Валекин на аз баҳри ҷанг омадем.

Хуришҳо фиристеду ёрӣ кунед,
На бар мо ҳаме комгорӣ кунед.

Ба наздики эшон сухан хор буд,
Сипоҳаш ҳама сусту ноҳор буд.

Ҳамонгаҳ баромад яке тираабр,
Биғуррид бар сони ҷангӣ ҳизабр.

В-аз он абр бар шорсон бод хост,
Зи ҳар барзане бонгу фарьёд хост.

Чу ниме зи тирашаб андар кашид,
Зи бора яке баҳра шуд нопадид.

Ҳама шорсон монд андар шигифт,
Ба яздон [1] сақаф пӯзиш андар гирифт.

Ба ҳар барзане дар алаф сохтанд,
Се пири [2] сақӯбо бурун тохтанд.

Зи чизе, ки буд андар он тозабум,
Ҳамон ҷомҳое, ки хезад зи Рум,

Бибурданд боло ба наздики шоҳ,
Ки пайдо шуд, эй шоҳ, бар мо гуноҳ.

Чу Хусрав ҷавон буду бартарманиш,
Бад-эшон накард аз бадӣ сарзаниш.

Бад-он шорсон-дар яке кох буд,
Ки болош бо абр густох буд.

Фаровон бад-ӯ андарун барда буд,
Ҳам он ҷои қайсар бароварда буд.

Зи дашт андар омад бад-онҷо гузашт,
Фаровон дар он шорсон-дар бигашт.

---

[1] И — Бидид он. [2] И — пури.

Ҳама румиён офарин хонданд,
Ба пой андараш гавҳар афшонданд.

Чу обод ҷое ба чанг омадаш,
Баросуду чанде диранг омадаш.

Ба қайсар яке нома бинвишт шоҳ,
Аз он боду борону абри сиёҳ,

В-аз он шорсон сӯи Монӯй ронд,
Ки онро ҷаҳондида Минӯй хонд.

Зи монувиён ҳарки бедор буд,
Хирадманду роду ҷаҳондор буд.

Сакӯбову раҳбон сӯи шаҳриёр
Бирафтанд бо ҳадьяву бонисор.

Ҳамерафт бо шоҳ чанде сухан,
Зи борону он шорсони кӯҳан.

Ҳамегуфт ҳар кас, ки мо бандаем,
Ба гуфтори Хусрав сар афгандаем.

### Бозгуфтани Роҳиб буданиро ба Хусрави Парвиз

Бибуд андар он шаҳр Хусрав се рӯз,
Чаҳорӯм чу бифрӯхт[1] гетифурӯз,

Ба абр андар овард бурранда теғ,
Ҷаҳонҷӯй шуд рӯи[2] роҳи Вареғ.

Ки Авреғ буд номи он шорсон,
Бад-ӯ-дар чалепову беморсон.

Ба бероҳ пайдо яке дайр буд,
Ҷаҳонҷӯй[3] овози роҳиб шунуд.

[1] Л — хуршеди. [2] Л — сӯй. [3] Л — Ҷаҳондор.

Ба наздики дайр омад, овоз дод,
Ки «Кирдори ту ҷуз парастиш мабод.[1]

Гар аз дайри дерина ой фуруд,
Зи некидиҳиш бод бар ту дуруд!»

Ҳамонгоҳ роҳиб чу ово шунид,
Фуруд омад аз дайру ӯро бидид.

Парастанда чун дид, бурдаш намоз,
Сухан гуфт бо ӯ замоне дароз.

Бад-ӯ гуфт: «Хусрав, туӣ бегумон,
Зи тахти падар·гашта ношодмон!

Зи дасти яке бадкуниш бандае,
Палиду манифаш парастандае».

Чу гуфтори роҳиб беандоза гашт,
Дили Хусрав аз меҳри ӯ тоза гашт.

Зи гуфтори ӯ дар шигифтӣ бимонд,
Бар ӯ-бар ҷаҳонофаринро бихонд.

Зи пушти самандаш биёзид даст,
Ба пурсидани марди яздонпараст.

Яке озмунро бад-ӯ гуфт шоҳ,
Ки «ман кеҳтареам зи эронсипоҳ.

Паёме ҳаме назди қайсар барам,
Чу посух диҳад, назди меҳтар барам.

---

[1] ТпЗ — Бигуфтанд, к-инчо бувад марди пир,
Зи соли фаровон шуда чун зарир.
Ба кори ситора шиносост мард,
Бар ӯ нест пӯшида аз коркард.
Ҳамон ҳарчи гӯяд, бибошад ҳамон,
Чу гуфтори ӯро набошад гумон.
Сӯи дар шуд онгоҳ, овоз дод,
Ки кирдори ту чуз парастиш мабод!

Ѓар ин рафтани ман ҳумоюн бувад,
Нигаҳ кун, ки фарҷоми ман чун бувад».

Бад-ӯ гуфт роҳиб, ки «чунин магӯй,
Ту шоҳӣ, макун хештан шоҳҷӯй.

Чу дидам-т, гуфтам саросар сухун,
Маро ҳар замон озмоиш макун.

Набояд [1] дурӯғ эч дар дини ту,
На каҷҷӣ бувад роҳу оини ту.

Басе ранҷ бурдиву овехтӣ,
Саранҷом аз он банда бугрехтӣ».

Зи гуфтори ӯ монд Хусрав шигифт,
Чу шарм омадаш пӯзиш андар гирифт.

Бад-ӯ гуфт роҳиб, ки «пӯзиш макун,
Пипурс [2] аз ман аз буданиҳо сухун.

Бад-ин омадан шоду густох бош,
Ҷаҳонро яке борвар шох бош.

Ки яздон туро бениёзӣ диҳад,
Баланд ахтару сарфарозӣ диҳад.

Зи қайсар биёбӣ салеҳу сипоҳ,
Яке духтаре аз дари тоҷу гоҳ.

Чу бо бандагон корзорат бувад,
Ҷаҳондори бедор ёрат бувад.

Саранҷом бугрезад он бадножод,
Фаровон кунад рӯзи некиш ёд.

В-аз он размҷое фитад дурдаст,
Бисозад бар он ҷой ҷои нишаст.

---

[1] Л — наёяд. [2] Л — Шунав.

Чи дурӣ гузинад зи паймони ту,
Бирезанд хунаш ба фармони ту».

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «ҷуз ин худ мабод,
Қи кардӣ ту, эй пири донанда, ёд.

Чӣ гӯӣ, дар ин чанд бошад диранг,
Қи ояд маро подшоҳӣ ба чанг?»

Чунин дод посух, ки «даҳ бо ду моҳ
Бад-ин бугзарад, боз ёбӣ кулоҳ. [1]

Дигар [2] бар сар ояд даҳу панҷ рӯз,
Ту гардӣ шаҳаншоҳи гетифурӯз».

Бипурсид Хусрав, к«-аз ин анҷуман,
Қӣ кӯшад ба ранҷу ба озори [3] ман?»

Чунин дод посух, ки «Бастом ном,
Яке пурманиш бошаду шодком.

Қи хонӣ ту он мардро холи хеш,
Бар ӯ тоза донӣ маҳу соли хеш.

Бипархез аз он марди носудманд,
Қи хезад аз ӯ дарду ранҷу газанд».

Барошуфт Хусрав ба Густаҳм гуфт,
Қи «роҳиб сухан баркушод аз нуҳуфт.

Туро модарат ном Бастом кард,
Ту гӯӣ, ки Густаҳм андар набард».

Ба роҳиб чунин гуфт, к-ин аст хол,
Ба хун буд бо модари ман ҳамол».

Бад-ӯ гуфт роҳиб, ки «оре, ҳамин, [4]
Зи Густаҳм бинӣ ҳама ранҷу кин».

---

[1] Л — ту гоҳ. [2] ИЛ — Агар. [3] ИЛ — тимори. [4] Л — чунин.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «эй ройзан,
Аз он пас чӣ гӯӣ, чӣ хоҳад будан?»

Чунин гуфт роҳиб, ки «мандеш аз ин,
Қ-аз он пас набинӣ ба ҷуз офарин.

Наёяд ба рӯи ту ҳаргиз бадӣ,
Магар сахт коре бувад эзадӣ.

Барошӯбад ин саркаш ороми ту,
В-аз он пас набошад ба ҷуз[1] коми ту.

Агарчанд[2] баргардад ин бадгумон,
Ҳамонаш ба дасти ту бошад[3] замон».

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«эй шаҳриёр,
Дилатро бад-ин ҳеҷ ранҷа мадор.

Ба покиза яздон, ки моҳ офарид,
Ҷаҳонро ба сони ту шоҳ офарид,

Ба озаргушаспу ба хуршеду моҳ,
Ба ҷону сари номбардор шоҳ,

Ки то ҳаст, Густаҳм ҷуз ростӣ
Наҷӯяд, накӯбад дари костӣ.

В-агар бар ҷуз ин рӯй Густаҳм рой
Бупечад, равонаш мабодо ба ҷой!

Ҷаҳондор то ин ҷаҳон офарид,
Қалиди дари рози ӯ кас надид.

Ба гуфтори тарсо чаро[4] бигравӣ,
Сухан гуфтани носазо бишнавӣ?!

Маро эминӣ деҳ зи гуфтори ӯй,
Чу савганд хӯрдам, баҳона маҷӯй.»

---

[1] Л — ҷуз аз. [2] Л — В-агар чанд. [3] Л — ояд. [4] Л — ин сохир ар.

Чунин гуфт Хусрав, ки «эй тарсгор, [1]
Набояд сухан гуфтани нобакор.

Зи ту низ ҳаргиз надидам бадӣ,
Наёзӣ ба каҗживу нобихрадӣ.

Валекин зи кори сипеҳри баланд,
Набошад шигифт, ар шавӣ пургазанд.

Чу боиста коре бувад эзадӣ,
Ба як сӯ равад донишу бихрадӣ».

Ба роҳиб чунин гуфт пас шаҳриёр,
Ки шодобдил бошу беҳрӯзгор.

В-аз он дайр чун барқи рахшон зи меғ
Биёмад сӯи шорсони Вареғ.

Пазира шудандаш бузургони шаҳр
Қасеро, ки аз мардумӣ буд баҳр.

**Нома фиристодани Хусрави Парвиз ба Қайсари Рум**

Чу омад бад-он шорсон шаҳриёр,
Савор омад аз қайсари номдор.

Ки чизе к-аз ин марз хоҳӣ, бихоҳ,
Мадор орзӯро зи [2] шоҳон нигоҳ.

Ки ҳарчанд ин подшоҳӣ марост,
Туро бо тани хеш дорем рост.

Бад-он шорсон эмину шод бош,
Зи ҳар бад, ки андешӣ, озод бош.

Ҳама Рум яксар туро кеҳтаранд,
Агарчанд гарданкашу меҳтаранд.

---

[1] Л — аз тарскор. [2] Л — Бидор арзу онни.

Туро то насозам салеҳу сипоҳ,
Наҷӯям хуру хобу оромгоҳ».

Чу бишнид Хусрав аз он шод гашт,
Равонаш зи андеша озод гашт.

Бифармуд Густаҳму Болуйро,
Ҳамон Андиёни ҷаҳонҷӯйро.

Ба Харроди Барзину Шопури шер,
Чунин гуфт пас шаҳриёри далер.

Қи аспон чу равшан шавад, зин кунед,
Ба болой-бар [1] зини заррин кунед.

Бипӯшед зарбафти чиниқабой,
Ҳама якдилонеду покизарой,

Аз ин шорсон назди қайсар шавед,
Бигӯеду гуфтори ӯ бишнавед.

Хирадманд бошеду равшанравон,
Нирюшандаву чарбу ширинзабон.

Гар эдун, ки қайсар ба майдон шавад,
Қамон хоҳаду гар ба чавгон шавад,

Бикӯшед бо марди қайсарпараст,
Бад-ин то шуморо наёяд шикаст.

Саворӣ бидонад, к-аз Эрон баранд,
Далериву нерӯи шерон баранд.

Ба Харроди Барзин бифармуд шоҳ,
Ки чиниҳарир ору мушки сиёҳ.

Ба қайсар яке нома бояд набишт,
Чу хуршеди тобон ба хуррам биҳишт.

---

[1] Л — болош-бар.

Суханҳои кӯтоҳу маънӣ басе,
Қи он ёд гирад дили ҳар касе.

Қи наздики ӯ файласуфон буванд,
Бад-он кӯш то ёфае нашаванд,[1]

Ҳаме достонро сухан парваранд,
Набояд, ки бар нома айб оваранд.

Чу нома бихонад, забон баркушой.
Ба гуфтор бо ту надоранд пой».

Ба Болуй гуфт: «Ончи қайсар зи ман
Қушояд забон бар сари анҷуман,

Зи паймону савганду пайванду аҳд,
Ту андар сухан посухаш кун[2] чу шаҳд.

Бад-он анҷуман ту забони манӣ,
Ба ҳар неку бад тарҷимони манӣ.

Ба чизе ки бар мо наёяд шикаст,
Бикӯшеду[3] бо он бисоед[4] даст.

Ту паймонҳо аз ман андар пазир.
Сухан ҳарчи гуфтам, ҳама ёд гир».

Шуниданд гуфтори фаррухҷавон,
Ҷаҳондида гурдони равшанравон.

Ҳамехонданд офарин сарбасар,
Ки ҷуз ту мабодо касе тоҷвар!

Ба наздики қайсар ниҳоданд рӯй,
Бузургони равшандилу[5] роҳҷӯй.

Чу бишнид қайсар, к-аз Эрон меҳон,
Фиристодаи шаҳриёри ҷаҳон,

[1] Л—тофта бишнаванд. [2] Л—дех. [3] Л—Бикушему. [4] Л—пасоем. [5] Л—равшандили.

Расиданд наздики айвон ба роҳ,
Пазира фиристод чанде сипоҳ.

Биёрост коҳе ба дебои Рум,
Ҳама пайкараш гавҳару зарр [1] бум.

Нишаст аз бари номвар тахти оҷ,
Ба сар барниҳод он фурӯзанда [2] тоҷ.

Бифармуд то парда бардоштанд,
Зи даҳлезашон тез [3] бугзоштанд.

Гаронмоя Густаҳм буд пешрав,
Паси ӯ чу Болӯю Шопури гав.

Чу Харроди Барзину гурд Андиён,
Ҳама тоҷ бар сар, камар бар миён,

Расиданд наздики қайсар фароз,
Чу диданд, бурданд пешаш намоз.

Ҳама як забон офарин хонданд,
Бари тахти зар гавҳар афшонданд.

Нахустин бипурсид қайсар зи шоҳ,
Зи Эрону аз лашкару ранҷи роҳ.

Чу бишнид, Харроди Барзин бирафт,
Бари тахт бо номаи шоҳ тафт.

Ба фармони он номвар шаҳриёр,
Ниҳоданд курсии заррин чаҳор.

Нишаст он се пурмояи некрой,
Ҳаме буд Харроди Барзин ба пой.

Бад-ӯ гуфт Қайсар, ки «бар зергоҳ
Нишинад касе, к-ӯ бипаймуд роҳ».

---

[1] Л — зар-ш. [2] ИЛ — дилафрӯз. [3] ИЛ — шод.

Чунин гуфт Харроди Барзин, ки «шоҳ,
Маро дар бузургӣ надодаст роҳ,

Ки дар пеши қайсар биёрам нишаст,
Чунин номаи шоҳи Эрон ба даст.

Магар бандагиро писанд оямат,
Ба пайғоми ӯ судманд оямат».

Бад-ӯ гуфт қайсар, ки «букшой роз,
Чӣ гуфт он хирадманди гарданфароз?»

Чу Харроди Барзин забон баркушод,
Ҳамедошт қайсар суханҳо ба ёд.

Нахуст офарин бар ҷаҳондор кард,
Ҷаҳонро бад-он офарин хор кард.

Ки «ӯяст бартар зи ҳар бартаре,
Тавонову донанда аз ҳар даре. [1]

Ба фармони ӯ гардад ин осмон,
Ки ӯ бартар аст аз макону замон.

Сипеҳру ситора ҳама кардаанд, [2]
Бар ин чархи гардон баровардаанд.[3]

Чу аз хок ҳар ҷонвар зинда кард,
Нахустин Каюмарсро зинда кард.

Чунин то ба шоҳ Офаридун расид,
Аз он сарфарозон варо баргузид.

Падид омад ин тухма андар ҷаҳон,
Бибуд ошкор ончи будӣ ниҳон.

---

[1] ТпЗЛ — Аз ӯ гашт пайдо шумори сипеҳр,
Ки моро равону хирад доду меҳр.

[2] Л — бандаанд. [3] Л — Ҳама бандаи офаринандаанд.

Ҳаме з-ӯ чунин то сари Қайқубод,
Ки тоҷи бузургӣ ба сар барниҳод.

Наёмад бад-ин дуда ҳаргиз бадӣ,
Нигаҳ доштандӣ раҳи эзадӣ.

Кунун бандае носазовори паст
Биёмад, ба тахти каён барнишаст.

Ҳаме дод хоҳам зи бедодгар,
На афсар, на тахту кулоҳу камар.

Ҳар он кас, ки ӯ барнишинад ба тахт,
Хирад бояду [1] номдориву бахт.

Шиносад, ки ин тахту ин фарраҳӣ,
Киро буду дайҳими шоҳаншаҳӣ.

Маро андар ин кор ёрӣ кунед,
Бар ин бевафо комгорӣ кунед.

Ки пӯянда гаштем гирди ҷаҳон,
Ба шарм омадем аз кеҳону меҳон».

Чу қайсар бар он сон суханҳо шунид,
Ба рухсора шуд чун гули шанбалид.

Гули шанбалидаш пур аз жола гашт,
Забону равонаш пур аз нола гашт.

Чу он нома бархонд, бифзуд дард,
Шуд он тахт бар чашми ӯ ложвард.

Ба Харроди Барзин ҷаҳондор гуфт,
Ки «ин нест бар марди доно нуҳуфт.

Маро Хусрав аз хешу пайванд беш,
Зи ҷони сухангӯй дорам-ш пеш.

---

[1] Л — дораду.

Салеҳ асту ҳам ганҷу ҳам лашкар аст,
Шуморо бубин то чӣ андар х(в)ар аст.

Агар дида хоҳӣ,[1] надорам дареғ,
Ки дида беҳ аз ганҷи динору теғ».

### Посухи номаи Хусрав аз Қайсар

Дабири ҷаҳондидаро пеш хонд,
Бар он пешгоҳи бузургӣ нишонд.

Бифармуд то нома посух навишт,
Биёрост чун марғзори биҳишт.

Зи бас панду пайванду неку сухан,
Аз он рӯз то рӯзгори кӯҳан.

Чу гашт аз навиштан нависанда сер,
Нигаҳ кард қайсар саворе далер,

Сухангӯву равшандилу ёдгир,
Хирадманду донову гурду дабир.

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши Хусрав бигӯй,
Ки, эй шоҳи бинодилу роҳҷӯй,[2]

Маро ҳам салеҳ асту ҳам марду ганҷ,
Наёвард бояд касеро ба ранҷ.

В-агар нестимон зи ҳар кишваре,
Дирам хостеме зи ҳар меҳтаре.

Бад-он то ту аз Рум бо коми хеш[3],
Ба Эрон хиромӣ[4] ба ороми хеш.[5]

Мабош андарин бум тираравон,
Ки ин аст кирдори чархи равон.

---

[1] Л — хоҳад. [2] Л — бинодили тозарӯй. [3] Л — дил. [4] Л — гузаштӣ. [5] Л — дил.

Ки гоҳе паноҳ асту гоҳе газанд.
Гаҳе нозу нӯш асту гоҳе каманд [1].

Кунун то салеҳу сипоҳу дирам,
Фароз оварам, ту мабошӣ дижам».

Бари Хусрав омад фиристода мард,
Суханҳои қайсар ҳама ёд кард.

### Номаи Қайсар ба Хусрав ва паҳлӯ тиҳӣ кардан аз ёрии ӯ ва посухи он аз Хусрав

Зи бегона қайсар бипардохт ҷой,
Пурандеша биншаст бо раҳнамой.

Ба мӯъбад чунин гуфт, к-«ин додхоҳ,
Зи гетӣ гирифтаст моро паноҳ.

Чӣ созем, то ӯ ба нерӯ шавад,
В-аз он нанги кеҳтар [2] бе оҳу шавад»?

Ба қайсар чунин гуфт пас раҳнамой,
Ки «аз файласуфони покизарой,

Бибояд тане чанд бедордил,
Ки банданд бо мо дар ин кор дил».

Фиристод кас қайсари номдор,
Бирафтанд аз он файласуфон чаҳор.

Ҷавонону пирони руминажод,
Суханҳои дерина карданд ёд.

Ки мо то Сикандар бишуд з-ин ҷаҳон,
Аз эрониёнем хаста ниҳон.

---

[1] Л — бо зиёнему гаҳ судманд. [2] Л — тангдастӣ.

Зи бас ғорату ҷангу овехтан,
Ҳам он бегунаҳ хира хун рехтан.

Қунун покьяздон зи кирдори бад,
Ба пеш андар овардшон кори бад.

Яке хомӯшӣ баргузин з-ин [1] миён,
Чу шуд кундрав бахти сосониён.

Агар Хусрав он хусравони кулоҳ
Ба даст оварад, сар барорад ба моҳ.

Ҳам андар замон бож хоҳад зи Рум,
Ба пай андар орад ҳама марзу бум.

Қунун гар хӯрад [2] бо хирад ёд дор,
Суханҳои эрониён бод дор».

Аз эшон чу бишнид қайсар сухун,
Яке дигар андеша афганд бун.

Саворе фиристод наздики шоҳ,
Яке нома бинвишту бинмуд [3] роҳ.

Зи гуфтори бедор [4] донандагон,
Суханҳои дерина хонандагон.

Чу омад ба наздики Хусрав савор,
Бигуфт, ончи бишнид аз он [5] номдор.

Ҳамон номаи қайсар овард пеш, [6]
Сухан ронд [7] бо ӯ зи андоза беш. [8]

Чу Хусрав бидид он, дилаш танг шуд,
Рухонаш зи андеша беранг шуд.

---

[1] Л — аз. [2] Л — Гар ин дархӯрад. [3] И — паймуд. [4] Л — он пири. [5] Л — аз. [6] И — ӯро супурд. [7] Л — гуфт. [8] И — Суханҳо якояк бад-ӯ баршумурд.

Ҷунин дод посух, ки «Гар з-ин сухан,
Ки пеш омад аз рӯзғори кӯҳан.

Ҳаме бар дил ин ёд бояд гирифт,
Ҳама ранҷҳо бод бояд гирифт.

Нигаҳ кун кунун то ниёгони мо,
Гузида ҷаҳондору покони мо.

Ба бедод карданд ҷанг, ар ба дод,
Нигар то зи пирон кӣ дорад ба ёд? [1]

Сазад гар бипурсӣ зи донои Рум,
Ки ин бад зи зоғ омадаст, ар зи бум?

На ҳар кас, ки дар Рум шуд сарфароз,
Ҳаме з-офаринанда шуд бениёз [2].

Ниёгони мо [3] номдорон буданд,
Ба гетӣ дарун комгорон [4] буданд.

Набардоштанд аз касе саркашӣ,
Баландиву тундиву [5] бедонишӣ.

Кунун ин суханҳо наёрад баҳо,
Ки бошад [6] сар андар дами аждаҳо.

Яке сӯи қайсар бар аз ман дуруд,
Бигӯяш, ки гуфтори бетору пуд,

Бузургон наёранд пеши хирад,
Ба фарҷом ҳам неку бад бугзарад.

Аз ин пас на ором ҷӯям, на хоб,
Магар баркашам доман аз тира об.

---

[1] ТпИЛ — Гирифтему гаштем аз ин марз боз,
Шуморо мабодо ба Эрон ниёз.

[2] И — б. 1251, 1252 нест. [3] Л — Ба дахр андарун. [4] Л — Ниёгонӣ мо тоҷдорон. [5] И — зиштиву. [6] Л — дорад.

Чу руми наёбем фарьёдрас,
Ба наздики хоқон фиристем кас.

Сухан ҳарчи гуфтам ҳама хира буд,
Ки оби равон аз буна тира буд.

Фиристодагонам чу оянд боз,
Бад-он шорсон дарнамонам дароз.

Ба эрониён гуфт: «Фармон кунед,
Дили хешро з-ин сухан машканед.

Ки яздони пирӯзгар ёри мост,
Ҷавонмардиву мардумӣ кори мост».

Гирифт ин сухан бар дили хеш хор
Фиристод нома ба дасти Тухор.[1]

Бар ин гуна бар номаи худ навишт,
Наёмад-ш ёд аз дари хубу зишт.

Биёмад зи наздики Хусрав Тухор,
Чунин то дар қайсари номдор.

**Номаи дигар аз Қайсар ба Хусрав**
**дар бораи ёрӣ кардан бо ӯ**

Чу қайсар нигаҳ карду нома бихонд,
Зи харгуна андеша дар дил биронд.

В-аз он пас ба дастури пурмоя гуфт
Ки «Ин розҳо бозҷӯй аз нухуфт.

Радонрову кундоваронро бихон,
Зи кори гузашта фаровон бирон.[2]

Нигаҳ кун, ки Хусрав бад-ин корзор,
Шавад шод, агар печад аз рӯзгор.

---

[1] И — бари шахриёр; Л — савор. [2] Л — б. 1269 нест.

Гар эдун, ки гӯед[1] пирӯз нест,
Аз он пас варо[2] низ наврӯз нест.

Бимонем то сӯи хоқон шавад,
Чу бемор шуд, сӯи[3] дармон шавад.

В-ар эдун, ки пирӯзгар бошад ӯй,
Ба шоҳӣ ба сони падар бошад ӯй.[4]

Ҳамон беҳ, к-«аз эдар шавад, бо сипоҳ,
Магар кин дар дил надорад нигоҳ».

Чу бишнид дастури доно сухан,
Бифармуд то зиҷҳои куҳан

Бибурданд мардони ахтаршинос,
Сухан ронд бо номдорон[5] се пос.

Саранҷом марди ситорашумар,
Ба қайсар чунин гуфт, к-«эй тоҷвар,

Нигаҳ кардам ин зиҷҳои куҳун,
Қ-аз ахтар Фалотун фигандаст бун,

На бас дер шоҳӣ ба Хусрав расад,
Зи шоҳаншаҳӣ[6] гардиши нав расад.

Бар ин гуна бар солҳо сию ҳашт,
Бар ӯ гарди тира наёрад гузашт».

Чу бишнид, қайсар ба дастур гуфт,
Ки «берун шуд ин рози ӯ аз нуҳуфт.

Чӣ гӯему инро чӣ посух диҳем,
Яке то бар ин реш[7] марҳам ниҳем?[8]

---

[1] Л — гӯянд. [2] Л — маро. [3] ИЛ — пеши. [4] Л — б. 1273 нест. [5] Л—то монд аз шаб. [6] Л—шоҳаншаҳон. [7] ИЛ—гуфта.

[8] ТпЗ — Гаронмоя дастур гуфт ин сухун,
Ки дар осмон ахтар афганд бун,
Ба мардиву дониш на баркост кас,
Ҷаҳондор бодо туро ёру бас.

Чу Хусрав сӯи марзи хоқон шавад,
Варо ёр хоҳад, таносон шавад.

Чу лашкар ба ҷои дигар созад ӯй,
Зи кини ту ҳаргиз напардозад ӯй.

Нигаҳ кун, ки акнун ту донотарӣ,
Бад-ин орзӯ-бар тавонотарӣ».

Чунин гуфт қайсар, ки «акнун сипоҳ,
Фиристем ночор наздики шоҳ.

Сухан чанд санҷӣ, ҳамон беҳ, ки ганҷ
Кунам хор, то дур монам зи ранҷ».

**Нома навиштани Қайсар ба Хусрави Парвиз дигар бор**

Ҳамон гаҳ яке нома бинвишт зуд,
Бар он офарин, офарин барфузуд.

Ки бо мӯъбади якдилу покрой,
Задем аз баду нек мо пок рой.

Зи ҳар гунае достонҳо задем,
Бад-он рои пешина боз омадем.

Кунун рою гуфторҳо шуд ба бун,
Кушодам дари ганҷҳои куҳун.

Ба Қустантания фузун з-ин сипоҳ
Надорам, ки доранд кишвар нигоҳ.

Суханҳо зи ҳаргуна оростем,
Зи ҳар гӯшае[1] лашкаре хостем.

Якояк чу оянд ҳам дарзамон,
Фиристем назди шумо бегумон.

---

[1] Л — кишваре.

Ҳама мӯлишу рой чандин задан,
Бад-ин нештар коми шер озадан.

Аз он буд, ки кирдорҳои кӯҳан,
Ҳаме ёд кард, он ки донад сухан.

Ки[1] ҳангоми Шопур шоҳ Ардашер,
Дили марди барно шуд аз ранҷ пир.

Зи пас ғорату куштану тохтан,
Ба бедод бар кинаҳо[2] сохтан.

Чу з-ӯ бугзарӣ Ҳурмузу Қайқубод,
Ки аз дод ҳаргиз накарданд ёд.

Аз ин марзи мо сию нӯҳ шорсон,
Аз эрониён шуд ҳама хорсон.

Зи хуни сарон дашт гашт обгир,
Зану кӯдакон-шон бибурданд асир.

Агар марди румӣ ба дил кин гирифт,
Набояд, ки ояд туро з-он шигифт.

Худ озурданӣ нест дар дини мо,
Мабодо бадӣ кардан оини мо.

Надидем чизе беҳ аз ростӣ,
Ҳам он дурӣ аз каҷживу костӣ.

Ситамдидагонро ҳама хондем,
В-аз ин дар фаровон сухан рондем.

Ба афсун дили мардумон пок шуд,
Ҳама заҳри гиранда тарьёк шуд.

Бад-он барниҳодам, к-аз ин дар сухан
Нагӯяд кас аз рӯзгори кӯҳан.

---

[1] Л — Ба. [2] И — кори ҷаҳон.

Ба чизе, ки гӯй ту, фармон кунанд,
Равонҳо ба паймон гаравгон кунанд.

Шуморо забон дод бояд ҳамон,
Ки бар мо набошад касе бадгумон.

Бигӯй, ки то ман бувам шаҳриёр,
Нагирам чунин ранҷҳо суст у хор.

Нахоҳам ман аз румиён бож низ,
На бифрӯшам ин ранҷҳоро ба чиз.[1]

Бад-ин орзӯ низ бешӣ кунед,
Бисозед бо мову хешӣ кунед.

Шуморо ҳаронгаҳ, ки коре бувад,
В-агар носазо кор зоре бувад,

Ҳама дӯстдору бародар шавем,
Бувад низ гаҳ-гаҳ, ки кеҳтар шавем.

Чу гардед аз ин шаҳри мо бениёз
Ба дил-тон ҳамон кина ояд фароз.

Зи Туру зи Салм андар ояд сухан,
В-аз он беҳуда рӯзгори куҳан.

Яке аҳд хоҳам кунун устувор,
Сазовор мӯҳре бар ӯ ёдгор,

Ки мо з-ин пас аз кини Эрач сухан
Наронем, в-аз он ҷангҳои куҳан.

Аз он пас яке бошад Эрону Рум,
Ҷудой наҷӯем аз ин марзу бум.[2]

---

[1] ТвИЛ — Дигар ҳарчи дорад аз ин марзу бум,
Аз Эрон касе наспарад марзи Рум.

[2] И — б. 1312—1319 нест.

Паси пардаи мо яке духтар аст,
Ки аз меҳтарон дархӯри меҳтар[1] аст.

Бихоҳед бар покии дини мо,
Чунон чун бувад роҳу оини мо.

Бидон то чу фарзанди қайсарнажод
Бувад, кини Эраҷ наёрад ба ёд.

Аз ошӯбу аз ҷанг рӯи замин
Биёсояду роҳ ҷӯяд бад-ин.

Қунун гар ба чашми хирад бингарӣ,
Мар инро ҷуз аз ростӣ нашмарӣ.

Бимонад зи пайванд паймони мо,
Зи яздон чунин аст фармони мо.

Зи ҳангоми Пирӯз то Хушнавоз,
Ҳамоно, ки бугзашт рӯзи дароз,

Ки сарҳо бидоданд ҳар ду ба бод
Ҷаҳондори паймоншикан кас мабод.

Масеҳи паямбар чунин кард ёд,
Ки печад хирад, чун бупечӣ зи дод.

Басе чора кард андар ин Ҳушнавоз,
Ки Пирӯзро сар наёяд ба коз.

Чу Пирӯз бо ӯ дуруштӣ намуд,
Надид андар он ҷанг ҷуз тира дуд.

Шуд он лашкару тахти шоҳӣ ба бод,
Чу печида шуд шоҳро сар зи дод.

Ту барноиву нуз нодида кор,
Чу хоҳӣ, ки ёбӣ бар аз рӯзгор,

[1] Л — афсар; II — хирад мехтар.

Ба чизе, ки гӯӣ ту, фармон кунанд,
Равонҳо ба паймон гаравгон кунанд.

Шуморо забон дод бояд ҳамон,
Ки бар мо набошад касе бадгумон.

Бигӯй, ки то ман бувам шаҳриёр,
Нагирам чунин ранҷҳо сусту хор.

Нахоҳам ман аз румиён бож низ,
На бифрӯшам ин ранҷҳоро ба чиз.[1]

Бад-ин орзӯ низ бешӣ кунед,
Бисозед бо мову хешӣ кунед.

Шуморо ҳаронгаҳ, ки коре бувад,
В-агар носазо кор зоре бувад,

Ҳама дӯстдору бародар шавем,
Бувад низ гаҳ-гаҳ, ки кеҳтар шавем.

Чу гардед аз ин шаҳри мо бениёз
Ба дил-тон ҳамон кина ояд фароз.

Зи Туру зи Салм андар ояд сухан,
В-аз он беҳуда рӯзгори куҳан.

Яке аҳд хоҳам кунун устувор,
Сазовор мӯҳре бар ӯ ёдгор,

Ки мо з-ин пас аз кини Эраҷ сухан
Наронем, в-аз он ҷангҳои куҳан.

Аз он пас яке бошад Эрону Рум,
Ҷудой наҷӯем аз ин марзу бум.[2]

---

[1] ТпИЛ — Дигар харчи доред аз ин марзу бум,
Аз Эрон касе наспарад марзи Рум.

[2] И — б. 1312—1319 пест.

Паси пардаи мо яке духтар аст,
Ки аз меҳтарон дархӯри меҳтар [1] аст.

Бихоҳед бар покии дини мо,
Чунон чун бувад роҳу оини мо.

Бидон то чу фарзанди қайсарнажод
Бувад, кини Эраҷ наёрад ба ёд.

Аз ошӯбу аз ҷанг рӯи замин
Биёсояду роҳ ҷӯяд бад-ин.

Қунун гар ба чашми хирад бингарӣ,
Мар инро ҷуз аз ростӣ нашмарӣ.

Бимонад зи пайванд паймони мо,
Зи яздон чунин аст фармони мо.

Зи ҳангоми Пирӯз то Хушнавоз,
Ҳамоно, ки бугзашт рӯзи дароз,

Ки сарҳо бидоданд ҳар ду ба бод
Ҷаҳондори паймоншикан кас мабод.

Масеҳи паямбар чунин кард ёд,
Ки печад хирад, чун бупечӣ зи дод.

Басе чора кард андар ин Ҳушнавоз,
Ки Пирӯзро сар наёяд ба коз.

Чу Пирӯз бо ӯ дуруштӣ намуд,
Надид андар он ҷанг ҷуз тира дуд.

Шуд он лашкару тахти шоҳӣ ба бод,
Чу печида шуд шоҳро сар зи дод.

Ту барноиву нуз нодида кор,
Чу хоҳӣ, ки ёбӣ бар аз рӯзгор,

[1] Л — афсар; И — хирад меҳтар.

Машав ёвари[1] марди паймоншикан,
Ки паймоншикан кас наярзад кафан.

Бар он шоҳ нафрин кунад тоҷу гоҳ,
Ки паймоншикан бошаду кинахоҳ.

Кунун номаи ман саросар бихон,
Гар ангуштҳо чарб дорӣ ба хон,

Суханҳо нигаҳ дору посух навис,
Ҳама хубӣ андешу фаррух навис.

Нахоҳам, ки ин роз донад дабир,
Ту бошӣ нависандаву[2] тезвир.[3]

Чу бархонам ин посухи номаро,
Бубинам дили марди худкомаро.

Ҳамон гаҳ салеҳу сипоҳу дирам,
Фиристем то дил надорӣ ба ғам.[4]

Ҳар он кас, ки бар ту гиромитар аст,
В-агар назди ту низ комитар аст.

Або он ки з-ӯ кина дорӣ ба дил,
Ба мардӣ зи дил кинаҳо баргусил.

Гуноҳаш ба яздони доранда бахш,
Магар[5] рӯз бар душману дӯст рахш.[6]

Чу хоҳӣ, ки дорад-т пирӯз бахт,
Ҷаҳондори бо лашкару тоҷу тахт,

Зи чизи касон даст кӯтоҳ кун,
Равонро сӯи ростӣ роҳ кун.

---

[1] ИЛ — Макун ёрии. [2] Л — бош, эй писандидан. [3] И — набисандаву ёдгир. [4] Л — дижам. [5] З — Макун. [6] З — пахш.

Навозандаи мардуми хеш бош,
Нигаҳбони кӯшанда дарвеш бош.

Чу бахшанда бошиву фарьёдрас,
Наёзад ба тоҷу ба тахти ту кас.

Зи шоҳон ҳар он кас, ки бедор буд,
Ҷаҳонро зи душман нигаҳдор буд.

Зи душман надиданд ҳаргиз бадӣ,
Бияфзудшон фарраҳӣ эзадӣ.

Бузургон хоҳанд пайвандро,
Тани хеш, ё [1] пок фарзандро.

Қунун мо якояк туро хостем,
Равонро ба бандат биёростем.

Чу унвони он нома баргашт хушк,
Бар ӯ барниҳоданд мӯҳре зи мушк.[2]

### Аҳднома навиштани Хусрави Парвиз ва фиристодан назди Қайсар

Чу он нома наздики Хусрав расид,
Зи пайвастан огоҳии нав расид,

Ба эрониён гуфт, к-«имрӯз меҳр,
Дигаргуна гардад ҳаме бар сипеҳр.

Зи қайсар яке нома омад баланд
Сухан гуфтанаш сарбасар судманд.

Ҳаме роҳ ҷӯяд, ки дерина кин
Бибуррад зи Руму зи эронзамин».

---

[1] Л — ҳам.

[2] ТпИЛ — Бар он мӯҳр бинҳод қайсар нигин,
Фиристодаро доду кард офарин.

Чунин ёфт посух аз эрониён,
Ки ҳар гаҳ, ки бархост кин аз миён,

Наҷӯяд кас аз меҳтарон тоҷи шоҳ,
Намонад тиҳидаст чандин сипоҳ.

Гар ин рост гардад ба ҳангоми ту,
Нависанд бар тоҷҳо номи ту.

Чу эшон бад-ин гуна диданд рой,
Бипардахт Хусрав зи бегона ҷой.

Давоту қалам хосту чинӣ ҳарир,
Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир.

Яке нома бинвишт бар паҳлавӣ,
Бар оини шоҳон хати хусравӣ,

Ки пазруфт Хусрав зи яздони пок,
Зи гарданда хуршеду арманда хок,

Ки то ман шавам [1] шоҳ дар пешгоҳ,
Маро бошад Эрону ганҷу сипоҳ,

Нахоҳам зи дорандагон божи Рум,
На лашкар фиристам бад-он марзу бум.

Ҳар он шорсоне, к-аз он марз буд,
Агарчанд бекору беарз буд,

Ба қайсар супорам [2] ҳама якбаяк,
Аз ин пас навишта фиристему чак.

Ҳамон низ духтар к-аз он модар аст,
Ки покасту пайвастаи қайсар аст.

Ба ҳамдостони падар хостем,
Бад-ин хостан дил биёростем.

---

[1] ИЛ — бувам. [2] Л — супурдам.

Ҳар он кас, ки бар боргоҳи туанд,
Зи Эрону андар паноҳи туанд,

Чу Густаҳму Шопуру чун Андиён,
Чу Харроди Барзин зи тухми каён.

Чу лашкар фиристӣ бад-эшон супор,
Хирадьёфта духтари номдор.

Ба хешӣ чунонам кунун бо ту ман,
Чу аз пеш буд он бузург анҷуман.

Нахустин Қаюмарсу пас Ҷаммшед,
Қ-аз ӯ буд гетӣ ба биму умед.

Дигар он ки ҳастанд фаррухнажод,
Ки аз Отибину Фаридун бизод.

Аз он тоҷвар меҳтарони кухан,
Ба Ковусу Кайхусрав ояд сухан.

Бад-ин ҳам нишон то Қубоди бузург,
Ки аз доди ӯ хеш шуд мешу гург.

Раворав чунин то ба Лӯҳросп шоҳ,
Зи Лӯҳросп омад ба Гуштосп шоҳ.

Сари саркашон фаррух Исфандиёр,
Қ-аз ӯ тоза шуд Бахмани номдор.

Бад-ин гуна [1] то Бобакон Ардашер,
Қ-аз ӯ шуд ҷавон ахтари гашта пир.

Чу Хусрав, ки дорад зи Ҳурмуз нажод,
Або қайсар ӯ якдилу якниҳод.

Куҷо Салм будаш ниёи кухан,
Нагӯям дурӯғу наҷӯям сухан.

[1] Л — Аз ин гуна.

Ҳама кина бардоштем аз миён,
Яке гашт румиву эрониён.

Зи қайсар пазируфтам ин духтараш,
Ки аз духтарон ӯ буди афсараш.

Зи айбу ҳунар ҳарчи[1] дорад, равост
Бар ин нома-бар покьяздон гувост.

Навишта саросар ба хатти ман аст,
Ки хатти ман андар ҷаҳон равшан аст.

Ниҳодам бар ин нома-бар мӯҳри хеш,
Чунон чун бувад расму оину кеш.

Пас аз ту ҳар он кас, ки қайсар шаванд,[2]
Ҷаҳонгиру ботахту афсар шаванд.[3]

Навишта бар ин-бар гувои ман аст,
Равону хирад ошнои ман аст.

Аз ин барнагардам, ки гуфтам яке,
Зи кирдор бисьёр, ё андаке.

Кунун ҳарчи з-ин бо ту гуфтам равост,
Дилу ахтару покьяздон гувост.[4]

Ту[5] чизе ки гуфтӣ, дирангӣ масоз,
Ки будан бад-ин шорсон шуд дароз.

Чу кард ин суханҳо бар ин гуна ёд,
Набишта ба Хуршеди Харрод дод.

Сипаҳбуд чу бод андар омад зи ҷой,
Ба аспи саманд андар овард пой.

Хаметохт то пеши қайсар чу бод,
Суханҳои Хусрав бар ӯ кард ёд.

---

[1] Л — ончи. [2] Л — шавад. [3] Л — шавад. [4] И — б. 1385—1390 нест. [5] ИЛ — Зи.

Чу қайсар аз он нома бугсист банд,
Бидид он суханҳои шоҳи баланд.

Бифармуд то ҳарки доно буданд,
Ба гуфторҳо-бар тавоно буданд.

Ба наздики қайсар шуданд анҷуман,
Бипурсид аз эшон ҳама тан ба тан.

Ки акнун мар инро чӣ дармон кунем,
Або шоҳи Эрон чӣ паймон кунем.[1]

Бад-ин нома мо бебаҳона шудем,
Ҳама Руму Эрон ягона шудем,

Бузургони фарзона бархостанд,
Забон посухашро биёростанд.

Ки «мо кеҳтаронему қайсар туӣ,
Ҷаҳондори бо тахту афсар туӣ.

Нигаҳ кун, кунун рою фармон турост,
Зи мо гар бихоҳӣ тану ҷон, турост».

Чу бишнид, қайсар гирифт офарин,
Бар он номдорони борою дин.

Ҳамебуд то шамъи гардонсипеҳр,
Дигаргунатар шуд бо оину чеҳр.

### Тилисм сохтани румиён ва озмоиш кардан эрониёнро

Чу хуршеди гарданда беранг шуд,
Ситора ба бурҷи шабоҳанг шуд.

Бифармуд қайсар ба найрангсоз,
Ки пеш орад андешаҳои дароз.

---

[1] И — б. 1397, 1398 нест.

Ҳама кина бардоштем аз миён,
Яке гашт румиву эрониён.

Зи қайсар пазируфтам ин духтараш,
Ки аз духтарон ӯ буди афсараш.

Зи айбу ҳунар ҳарчи[1] дорад, равост
Бар ин нома-бар покьяздон гувост.

Навишта саросар ба хатти ман аст,
Ки хатти ман андар ҷаҳон равшан аст.

Ниҳодам бар ин нома-бар мӯҳри хеш,
Чунон чун бувад расму оину кеш.

Пас аз ту ҳар он кас, ки қайсар шаванд,[2]
Ҷаҳонгиру ботахту афсар шаванд.[3]

Навишта бар ин-бар гувои ман аст,
Равону хирад ошнои ман аст.

Аз ин барнагардам, ки гуфтам яке,
Зи кирдор бисьёр, ё андаке.

Қунун ҳарчи з-ин бо ту гуфтам равост,
Дилу ахтару покьяздон гувост.[4]

Ту[5] чизе ки гуфтӣ, дирангӣ масоз,
Ки будан бад-ин шорсон шуд дароз.

Чу кард ин суханҳо бар ин гуна ёд,
Набишта ба Хуршеди Харрод дод.

Сипаҳбуд чу бод андар омад зи ҷой,
Ба аспи саманд андар овард пой.

Хаметохт то пеши қайсар чу бод,
Суханҳои Хусрав бар ӯ кард ёд.

---

[1] Л — ончи. [2] Л — шавад. [3] Л — шавад. [4] И — б. 1385—1390 нест. [5] ИЛ — Зи.

Чу қайсар аз он нома бугсист банд,
Бидид он суханҳои шоҳи баланд.

Бифармуд то ҳарки доно буданд,
Ба гуфторҳо-бар тавоно буданд.

Ба наздики қайсар шуданд анҷуман,
Бипурсид аз эшон ҳама тан ба тан.

Ки акнун мар инро чӣ дармон кунем,
Або шоҳи Эрон чӣ паймон кунем.[1]

Бад-ин нома мо бебаҳона шудем,
Ҳама Руму Эрон ягона шудем,

Бузургони фарзона бархостанд,
Забон посухашро биёростанд.

Ки «мо кеҳтаронему қайсар туӣ,
Ҷаҳондори бо тахту афсар туӣ.

Нигаҳ кун, кунун рою фармон турост,
Зи мо гар бихоҳӣ тану ҷон, турост».

Чу бишнид, қайсар гирифт офарин,
Бар он номдорони борою дин.

Ҳамебуд то шамъи гардонсипеҳр,
Дигаргунатар шуд бо оину чеҳр.

**Тилисм сохтани румиён**
**ва озмоиш кардан эрониёнро**

Чу хуршеди гарданда беранг шуд,
Ситора ба бурҷи шабоҳанг шуд.

Бифармуд қайсар ба найрангсоз,
Ки пеш орад андешаҳои дароз.

---

[1] И — б. 1397, 1398 нест.

Бисозед ҷое шигифте тилисм,
Ки кас боз нашносад онро зи ҷисм.

Нишаста зане хуб бар тахти ноз,
Пур аз шарм бо ҷомаҳои дароз.

Аз ин сӯ в-аз он сӯ парастандагон,
Паси пушту пеш андарун бандагон.

Нишаста бар ин тахт бегуфтугӯй,
Ба гирьён зане [1] монад он моҳрӯй.

Замон то замон даст бифрохтӣ,[2]
Сиришке зи мижгон биандохтӣ.[3]

Ҳар он кас, ки дидӣ мар ӯро зи дур,
Зане ёфтӣ борухе [4] пур зи нур.

Ки бигристӣ бар Масеҳо ба зор,
Ду рух сурху мижгон чу абри баҳор.

Тилисми бузург он чу омад ба ҷой,
Бари қайсар омад яке раҳнамой.[5]

Зи доно чу бишнид, қайсар бирафт,
Ба пеши тилисм омад, онгоҳ тафт.

Аз он ҷодуӣ дар шигифтӣ бимонд,
Фиристоду Густаҳмро пеш хонд.

Мар он ҷодувонро бубахшид чиз,
Басе бо дирам ҳадьяҳо дод низ.

---

[1] Л — касе. [2] И — барьёхтӣ.

[3] ТпЗ — Бар он сон ки бишнид найрангсоз,
Зане сохт бо гесӯвони дароз.

[4] Л — шефта.

[5] ТпЗ — Ки чизе ки фармудай, сохтем,
Бад-он сон, ки гуфтӣ, бипардохтем.

Ба Густаҳм гуфт: «Эй гави номдор,
Яке духтаре доштам чун баҳор,

Биболиду омад-ш ҳангоми шӯй,
Яке хеш буд мар маро номҷӯй.

Ба роҳи Масеҳо бад-ӯ додамаш,
Зи бедонишӣ рӯй букшодамаш.

Фиристодам ӯро ба кохи ҷавон,
Сӯи осмон шуд ҷавонро равон.

Қунун ӯ нишастаст бо[1] сӯгу дард
Шуда рӯзи равшан бад-ӯ ложвард.

На пандам пазирад, на гӯяд сухан,
Ҷаҳони нав аз ранҷи ӯ шуд куҳан.

Яке ранҷ бардору ӯро бубин,
Суханҳои донандагон баргузин.

Ҷавониву аз гавҳари паҳлавон,
Магар бо ту ӯ баркушояд забон.

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«эдун кунам,
Магар к-аз дилаш меҳр берун кунам».

Ба назди тилисм омад он номдор,
Кушодадилу бар сухан комгор.

Чу омад ба наздики тахташ фароз,
Тилисм аз бари тахт бурдаш намоз.

Гаронмоя Густаҳм биншаст х(в)ор,
Сухан гуфт бо он зани сӯгвор.

Диловар нахуст андар омад ба панд,
Суханҳо ҳамерондӣ судманд,

[1] Л — пур; И — нишаста бар он.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй духти қайсарнажод,
Хирадманд нахрӯшад аз кори дод.

Раҳо нест аз марг паррон уқоб,
Чи дар беша шеру чи моҳӣ дар об».

Ҳама бод буд гуфтани паҳлавон,
Қи тан беравон буду сар[1] безабон.

Ба ангушти худ ҳар замоне сиришк,
Бияндохтӣ пеш, гӯё пизишк.

Чу Густаҳм аз ӯ дар шигифтӣ бимонд,
Фиристод қайсар кас, ӯро бихонд.

«Чӣ дидӣ,— бад-ӯ гуфт,— аз он духтарам,
Қи аз дарду сӯгаш ба ранҷ андарам?»

Бад-ӯ гуфт: «Бисьёр додам-ш панд,
Набуд панди ман назди ӯ судманд».

Дигар рӯз қайсар ба Болӯй гуфт,
Ки «Имрӯз бо Андиён бош ҷуфт.

Ҳамон низ Шопури меҳтарнажод,
Кунад ҷони моро бад-ин духт шод.

Шавӣ назди он кӯдаке сӯгвор,[2]
Сухан гӯӣ[3] аз номвар шаҳриёр.

Магар посухе ёбӣ аз духтарам,
К-аз ӯ оташ ояд ҳаме бар сарам.[4]

Сазад гар бад-ин ранҷ бошед ёр,
Бипурсед аз ин духтари номдор.

---

[1] Л — равон. [2] Л — Шавад назди ин кӯдаки ширхор. [3] Л — гӯяд. [4] ИЛ — Пас аз б. 1441 ин б. омада:

Ҳама поймардед аз он шаҳриёр,
Ки ҷӯяд ҳаме гоҳи Исфандиёр.

Магар бишнавад панду андарзатон,
Бидонад сари мояву арзатон.

Бар онам, ки имрӯз посух диҳад,
Чу посух ба овози фаррух диҳад.[1]

Шавам[2] раста аз ранҷи[3] ин сӯгвор,
Ки хуноб резад[4] ҳаме бар канор».

Бирафт он гиромӣ се озодмард,
Сухан гуфт ҳар як зи нангу набард.

Аз эшон касе рӯи посух надид,
Зани безабон[5] хомӯшӣ баргузид.

Аз он хона наздики қайсар шуданд,
Ба бечорагӣ пеши довар шуданд,

Ки ҳарчанд гуфтему додем панд,
Нашуд сӯи панд ин дили мустаманд.[6]

Чунин гуфт қайсар, ки «бад рӯзгор,
Ки мо сӯгворем аз ин сӯгвор.

Аз ин номдорон чу чора наёфт,
Сӯи «Род Харроди Барзин шитофт».

Бад-ӯ гуфт, к-«эй номдори далер,[7]
Гузини[8] сари тухмаи Ардашер.

Яке сӯи он[9] духтар андар[10] шавӣ,
Магар як раҳ овози ӯ бишнавӣ».[11]

---

[1] Л — ниҳад. [2] Л — шавад. [3] Л — дард. [4] Л — борад. [5] Л — В-аз он ҳар яке. [6] Л — ӯ зи роҳи газанд. [7] Л — дабир. [8] Л — Гузину. [9] Л — ин. [10] Л — эдар.

[11] Тп — Ки бас сугворам ман аз кори ӯй,
Ғамӣ гаштам аз кунд бозори ӯй.
Надонам чи бозӣ гирифт ӯ зи бахт.
Фурӯ мондаам ман дар ин кор сахт.
Кушода шавад аз ту корам магар,
Ки озода мардиву боҳушу фар.

Фиристод бо ӯ яке устувор,
Аз айвон ба наздики он сӯгвор.[1]

Чу Харроди Барзин бар омад[2] бараш,
Нигаҳ кард рӯю сару афсараш.

Ҳамебуд пешаш замоне дароз,
Тилисми фиребанда бурдаш намоз.

Саропои он зан басе бингарид,
Парастандагонро бари ӯ бидид.

Басе гуфту зан ҳеч посух надод,
Пурандеша шуд марди меҳтарнажод.

Ҳамегуфт «гар зан зи ғам беҳуш аст,
Парастанда бо вай[3] чаро хомӯш аст?

Агар худ сиришк аст бар чашми ӯй,
Сазидӣ, агар кам шудӣ хашми ӯй.

Ба пеши бараш барчаконад ҳаме,
Чапу рост ҷунбиш надорад[4] ҳаме.

Сиришкаш, ки андохт, як ҷой рафт,
Ҳаме даст бар рон-ш[5] як пой рафт.

Гар эч андарин колбад ҷон будӣ,
Ҷуз аз дасту по тан-ш[6] ҷунбон будӣ.

Сиришке сӯи дигар андохтӣ,
Дигар даст ҷои дигар ёхтӣ.[7]

Набинам ҳаме ҷунбиши ҷон ба ҷисм,
Набошад магар файласуфӣ тилисм.

---

[1] И — б. 1451—1454 нест. [2] ИЛ — биёмад. [3] ИЛ — боре. [4] ИЛ — надонад. [5] Л — Ҳам оҳ дасту ронаш ба. [6] Л — даст ҷоёш. [7] Л — б. 1464 нест.

Бари қайсар омад, бихандиду гуфт,
Ки «ин моҳрухро хирад нест ҷуфт.

Тилисм аст, к-он румиён сохтанд,
Ки Болӯю Густаҳм нашнохтанд.

Ба эрониён-бар бихандӣ ҳаме,
В-агар чашми моро бубандӣ ҳаме».

Чу ин бишнавад, шоҳ хандон шавад,
Кушодалабу симдандон шавад.

### Гузориш кардани Харрод бар дини ҳиндувон

Бад-ӯ гуфт қайсар, ки «Ҷовид зӣ,
Ки дастурии хусравонро сазӣ.

Яке хона дорам ба айвон шигифт,
К-аз он бартар андоза натвон гирифт.

Чу бинӣ, надонӣ,[1] ки он банд чист,
Тилисмаст, ё кардаи эзидист».

Чу Харроди Барзин шунид ин сухан,
Биёмад бад-он ҷойгоҳи кӯҳан,

Бидид истода муаллақ савор
Биёмад бари қайсари номдор.[2]

---

[1] Л — бидонӣ.

[2] ТпИ — Чунин гуфт, к-эй шоҳи пирӯзбахт,
Яке гавҳараст ин сазовори тахт *,
Бар онам, к-аз ин хубтар кас надид,
Тилисме на аз кордонон шунид.
Набояд, ки монад зи доно ниҳон,
Ки ҳамтои ин нест андар ҷаҳон».
Бадӯ гуфт қайсар: куҷо, к-ин тилисм,
Бар ин сон баровард беҷону ҷисм.

* И — танҳо як байт ҳаст.

Чунин гуфт, к-«Аз оҳан аст ин савор,
Ҳамон гунбад аз гавҳари номдор.

Ки доно варо миғниётис хонд,
Ки румиш бар аспи оҳан [1] нишонд.

Ҳар он кас, ки аз [2] дафтари Ҳиндувон
Бихонад, шавад шоду равшанравон».

Бипурсид қайсар, ки ҳинду зи роҳ
Ҳаме то куҷо баркашад пойгоҳ?

Зи дину парастидан андар [3] чианд,
Ҳаме бутпарастанд агар, худ кианд?

Чунин гуфт Харроди Барзин, ки роҳ,
Ба Ҳинд андарун роҳи гов асту моҳ.

Ба яздон нагарданду гардонсипеҳр,
Надорад касе бар тани хеш меҳр.

Зи хуршеди гарданда-бар бугзаранд,
Чу моро зи донандагон нашмаранд.

Ҳар он кас, ки оташ ҳаме барфурӯхт,
Шуд андар миён хештанро бисӯхт,

Яке оташе донад андар ҳаво,
Ба фармони яздони фармонраво.

Ки донои ҳиндуш хонад асир,
Суханҳои чарб ораду дилпазир.

Бигӯяд, ки оташ ба оташ расид,
Гуноҳаш зи кирдор шуд нопадид.

Аз он ногузир оташ афрӯхтан,
Ҳаме ростӣ донад аз [4] сӯхтан».

[1] ИЛ—ҳиндӣ. [2] Л—ӯ. [3] Л—парастандагон бар. [4]

Бад-ӯ гуфт қайсар, ки «ин нест рост,
Бар ин-бар равони Масеҳо гувост.

Набинӣ, ки Исии Марьям чӣ гуфт,
Бад-он гаҳ, ки букшод роз аз нуҳуфт?

Ки пероҳанат гар ситонад касе,
Маёвез бо ӯ ба тундӣ басе.

В-агар барзанад каф ба рухсори ту,
Шавад тира з-он [1] захм дидори ту.

Маёвар ту хашму макун рӯй зард,
Бихобон ту чашму магӯ эч сард.[2]

Ба камтар [3] хуриш бас кун аз хӯрданӣ,
Маҷӯй ар-набошад-т густурданӣ,

Бад-ин сар бадиро ба бад машмаред,
Беозор аз ин тирагӣ бугзаред.

Шуморо ҳаво бар хирад шоҳ гашт,
Дил аз доду озарм бероҳ гашт.

Ки айвонҳотон ба кайвон расид,
Шуморӣ, кӣ шуд ганҷатонро [4] калид.

Або ганҷатон низ чанде [5] сипоҳ,
Зиреҳои румиву оддӣ кулоҳ.

Ба ҳар ҷой бедод лашкар кашед,
Аз осудагӣ теғҳо баркашед.

Ҳама чашма гардад биёбон зи хун,
Масеҳо набуд андарин раҳнамун.

Яке бенаво марди дарвеш буд,
Ки нонаш зи ранҷи тани хеш буд.

---

[1] Л — аз. [2] ИЛ — б. 1492 нест. [3] Л — андак. [4] Л — Шутур мекашад ганҷҳоро. [5] Л — чандин.

Ҷуз аз турбу[1] шираш набудӣ хуриш,
Фузуниш равған будӣ парвариш.

Чу овард марди ҷаҳудаш ба мушт,
Чу беёру бечора дидаш, бикушт.

Ҳамон куштаро низ бар дор кард,
Бар он дор-бар дини ӯ[2] хор кард».

Чу бишнид Харроди Барзин сухун,
Нигар то ба посух чи афганд бун.

Чунин гуфт, к-«ӯ рози мардум сиришт,
Нигаҳбону ҷӯяндаи хубу зишт.

Чу равшанравон гашту донишпазир,
Сухангӯву донандаву ёдгир,

Ба пайғамбарӣ низ ҳангом ёфт,
Ба барнои аз зиракӣ ном ёфт.

Ту гӯӣ, ки фарзанди яздон буд ӯй,
Бар он дор-бар кушта хандон буд ӯй.

Бихандад бар ин-бар хирадманд мард,
Ту гар боҳушӣ, гирди яздон бигард,

Ки ҳаст ӯ зи фарзанду зан бениёз,
Ба наздики ӯ ошкор аст роз.[3]

Чӣ печӣ зи дини Каюмаррасӣ,
Ҳамон роҳу оини Таҳмурасӣ,

Ки гӯянд дорои[4] кайҳон якест,
Ҷуз аз бандагӣ карданаш рой[5] нест.

Ҷаҳондида деҳқони яздонпараст,
Чу бар бож[6] барсам бигирад ба даст,

[1] Л — тарфу. [2] Л — дини варо. [3] Л — б. 1510 нест. [4] Л — додори. [5] Л — карданат роҳ; И — карданат кор. [6] Л — зуннор.

Нашояд чашидан-ш як қатра об,
Гар аз ташнагӣ об бинад ба хоб.

Ба яздон накоҳад ба рӯзи набард,
Нахоҳад ба ҷанг андарун оби сард.

Ҳамон қиблааш бартарӣ гавҳар аст,
Ки аз обу хоку ҳаво бартар аст.

Набошанд шоҳони мо динфурӯш,
Ба фармони доранда доранд гӯш.

Ба диноро гавҳар набошанд шод,
Наҷӯянд ному нишон ҷуз ба дод.

Ба бахшидани кохҳои баланд,
Дигар шод кардан дили мустаманд.

Се дигар[1] касе к-ӯ ба рӯзи набард,
Бипӯшад рухи шеди[2] гардон ба гард.

Бару бум дорад зи душман нигоҳ,
Ҷуз инро нахонад хирадманд шоҳ.

Ҷуз аз ростӣ ҳар ки ҷӯяд зи дин,
Бар ӯ бод нафрини беофарин».

Чу бишнид қайсар писанд омадаш,
Суханҳои ӯ судманд омадаш.

Бад-ӯ гуфт: «Он к-ӯ ҷаҳон офарид
Туро номдори меҳон офарид.

Суханҳои пок аз ту бояд шунид,
Ту дорӣ дари розҳоро калид.

Қасеро, к-аз ин гуна беҳтар бувад,
Сараш з-афсари моҳ бартар бувад».

---

[1] Л — Чаҳорум. [2] Л — Бипӯшид хуршеди.

Зи Густаҳм шоистатар дар ҷаҳон
Нахезад касе аз кеҳону меҳон.

Чу Шопури меҳтар гавонҷӣ бувад,
Ки андар суханҳо миёнҷӣ бувад.

Яке роздор аст Болӯй низ,
Ки нафрӯшад озодагонро ба чиз.

Чу Харроди Барзин набинад касе,
Агар чанд монад ба гетӣ басе.

Бад-он офаридаш худои ҷаҳон,
Ки то ошкоро шавад з-ӯ ниҳон.

Чу хуршеди тобанда ӯ[1] бебадист,
Ҳама кору[2] кирдори ӯ эзадист,

Ҳама ёд кард ин ба нома дарун,
Бифармуд, к-ояд бараш[3] раҳнамун.

Ситорашумар пеш бо раҳнамой,
Ки то рафтанаш кай беҳ ояд зи ҷой?

Биҷунбид қайсар ба Баҳром рӯз,
Ба нек ахтару фоли гетифурӯз.

Се манзил ҳамерафт қайсар ба роҳ,
Чаҳорӯм биёмад ба пеши сипоҳ.

Бифармуд то Марьям ояд ба пеш,
Сухан гуфт бо ӯ зи андоза беш.

Бад-ӯ гуфт: «То марзи эрониён,
Нигаҳ дору макшой банд аз миён.

Бараҳна набояд, ки Хусрав туро
Бубинад, ки коре расад нав туро».

---

[1] Л — Дилу маѓзи Харрод, к-он. [2] Л — рою. [3] Л — Ба фармони дорандаи.

Бигуфт ину падруд кардаш ба меҳр,
Ки ёри ту бодо, ба рафтан сипеҳр.

Ниётуси ҷангӣ бародар-ш буд,
Бад-он ҷанг солори лашкар-ш буд.

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Қунун[1] хеши туст,
Бар он барниҳодам, ки ҳамкеши туст.

Супурдам туро духтару хоста,
Сипоҳе бад-ин гуна ороста».

Ниётус яксар пазируфт аз ӯй,
Ҷаҳондор гирьён бупечид рӯй.

Ҳамерафт лашкар ба роҳи Вареғ,
Ниётус дар пеш бо гурзу теғ.

Чу бишнид Хусрав, ки омад сипоҳ,
Аз он шорсон кард[2] лашкар ба роҳ.

Чу омад падидор гарди сарон,
Дирафши саворони ҷавшанварон.

Ҳамерафт лашкар ба кирдори абр,
Сипоҳӣ ҳама ғарқа дар хӯду кабр.

Дили Хусрав аз лашкари номдор,
Бихандид чун гул ба гоҳи[3] баҳор.

Дили равшани родро тез кард,
Мар он бораро пошнахез кард.

Ниётусро дид, дар бар гирифт,
Бипурсиду озоӣ андар гирифт.

Зи қайсар, ки бардошт з-он гуна ранҷ,
Або ранҷу лашкар тиҳӣ кард ганҷ.

---

[1] ИЛ — Марьям ба хун. [2] Л — бурд. [3] ИЛ — вақти.

В-аз он рӯй[1] сӯи иморӣ кашид,
Ба парда дарун рӯи мардум[2] бидид.[3]

Бипурсиду бар дасти ӯ бӯса дод,
Зи дидори он хубрух гашт шод.

Биёвард ӯро ба пардасарой,
Нуҳуфта яке моҳро сохт ҷой.

Сухан гуфту биншаст бо ӯ се рӯз,
Чаҳорӯм чу бифрӯхт гетифурӯз:

Гузида сарое[4] биёростанд,
Ниётусро пеши ӯ хостанд.

Або Саргасу Қӯти ҷангӣ ба ҳам,
Сарони сипаҳро ҳама бешу кам.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«Акнун сарон,
Қадоманду мардони ҷанговарон?»[5]

Ниётус бугзид ҳафтод мард,
Ки овард гиранд рӯзи набард,

Ки дар зери ҳар як[6] бирафтӣ ҳазор.
Гузида саворони ханҷаргузор.

Чу Хусрав бидид он гузидасипоҳ,
Саворони гарданкашу размхоҳ,

Ҳамехонд бар кирдгор офарин,
Ки чарх офариду замону замин.

Ҳамон бар Ниётӯсу бар лашкараш,
Чи бар номвар қайсару кишвараш,

---

[1] Л — роҳ. [2] Л — Марьям. [3] И — б. 1577, 1578 нест. [4] Л — широъи.

[5] ТпЗ — Қасе к-ӯ гирояд ба гурзу ба теғ,
Ба ҷанг андарун ҷон надорад дареғ,
Агар шер пеш оядаш гар паланг,
Аз ӯ барнагардад ба ҳангоми ҷанг.

[6] Л — зери дирафшаш.

Бад-он меҳтарон гуфт: «Агар кирдгор
Маро ёр бошад бад-ин рӯзгор.

Тавоноии хеш пайдо кунам,[1]
Заминро зи гавҳар сураё кунам.[2]

Бибошед аз ин омадан ромишӣ
Гузинед гуфтор бар хомӯшӣ.

Набошад ҷуз андешаи дӯстон,
Фалак ёру меҳри радон[3] бӯстон».

### Лашкар кашидани Хусрав ба сӯи Озарбодагон

Ба ҳафтӯм биёрост хуршед чеҳр,[4]
Сипаҳро ба кирдори гардонсипеҳр.

Зи даргоҳ бархост овои кӯс,
Ҳаво шуд зи гарди сипаҳ обнӯс.

Сипоҳӣ гузин кард аз озодагон,
Биёмад сӯи Озарободагон.

Ду ҳафта баромад ба фармони шоҳ,
Дамодам ба лашкаргаҳ омад сипоҳ.

Саропарда зад шоҳ бар дашти Дук,
Сипоҳе чунон гашну[5] роҳе сулук.

Ниётусро дод лашкар ҳама,
Бад-ӯ гуфт: «Меҳтар туӣ бар рама».

В-аз он ҷойгаҳ бо саворони гурд,
Инон бораи тезтагро супурд.

---

[1] Л — кунем. [2] Л — ба гавҳар чу дебо кунем. [3] Л — бод бар меҳтарон. [4] ИЛ — он хубчеҳр. [5] Л — Чунон лашкаре гашн.

Сӯи роҳи Чийҷаст[1] бинҳод рӯй,
Ҳамеронд шодондилу роҳҷӯй.

Ба ҷое ки Мӯсил буд арманӣ,
Ки кардӣ миёни бузургон манӣ.

Ба лашкаргаҳаш ёр Биндӯй буд,
Ки Биндӯй холи ҷаҳонҷӯй буд.

Чу аз ҷунбиши Хусрав огоҳ шуд,[2]
Аз он дашт тозон сӯи роҳ шуд.[3]

Бирафт он ду гурд аз миёни сипоҳ,
Зи лашкар нигаҳ кард Хусрав ба роҳ.[4]

Ба Густаҳм гуфт: «Он диловар ду мард,
Чунин аст тозон ба дашти набард.

Бирав, сӯи эшон нигар, то кианд,
В-аз ингуна тозон зи баҳри чианд?»

Чунин гуфт Густаҳм, к-«эй шаҳриёр,
Бар онам, ки он марди аблаҳсавор.

Бародар-м Биндӯи ҷанговар аст,
Ҳамон ёраш аз лашкари дигар аст».

Чунин гуфт Хусрав ба Густаҳми шер,
Ки «ин кӣ бувад, эй савори далер.

Агар зинда хоҳӣ, ба зиндон бувад,
В-агар кушта бар дори майдон бувад».

Бад-ӯ гуфт Густаҳм: «Шоҳо, дуруст,
Бад-он сӯ нигаҳ кун, ки он холи туст.

Чу ояд ба наздику бошад ҷуз ӯй,
Зи Густаҳми гӯянда[5] ҷуз ҷон маҷӯй.

---

[1] Л — Ханҷаст. [2] Л — огаҳ шуданд. [3] Л — раҳ шуданд.
[4] И — б. 1605 нест. [5] И — ҷӯянда.

Ҳамонгаҳ расиданд наздики шоҳ,
Пиёда шуданд андар он соягоҳ.

Чу рафтанд наздики Хусрав фароз,
Ситуданд бурданд пешаш намоз.

Бипурсид Хусрав ба Биндӯй гуфт,
Ки «Гуфтам туро хок ёбам нуҳуфт».[1]

Ба Хусрав бигуфт ончи бар вай расид,
Ҳамон мардумӣ, к-ӯ зи Баҳром дид.

В-аз он чора ҷустан бад-он рӯзгор,
В-аз он пӯшиши ҷомаи шаҳриёр.

Басе гуфту Хусрав фаровон гирист,
Аз он пас бад-ӯ гуфт, к-«Ин мард кист?»

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳи хуршедчеҳр,
Ту Мӯсилро чун напурсӣ ба меҳр?

Ки то ту зи Эрон шудастӣ ба Рум,
Нахуфтаст ҳаргиз ба обод бум.

Саропардаву дашт ҷои вай аст,
Зи хиргоҳу хайма сарои вай аст.

Фаровон сипоҳ аст бо ӯ ба ҳам,
Салеҳи бузургиву ганҷи дирам.

Кунун то ту рафтӣ бад-ин роҳ буд,
Ниёзаш ба баргаштани шоҳ буд».

Ҷаҳондор Хусрав ба Мӯсил гуфт,
Ки «Ранҷи ту кай монад андар нуҳуфт?

Бикӯшем то рӯзи ту беҳ шавад,
Ҳамон номат аз меҳтарон меҳ шавад».

---

[1] Н — б. 1616 нест.

Бад-ӯ гуфт Мӯсил, ки «Эй шаҳриёр,
Ба ман-бар яке тоза кун рӯзгор,

Ки оям бибӯсам рикеби туро,
Ситоиш кунам фарру зеби туро».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «бо ранҷи ту,
Дурафшон кунам з-ин сипас ганҷи ту.

Биҷӯям бад-ин орзу коми ту,
Барорам зи гарданкашон номи ту.

Бурун кард як пои хеш[1] аз рикеб.
Шуд он марди бедордил ношикеб.[2]

Бибӯсид пою рикеби варо,
Ҳаме хира гашт аз ниҳеби варо.[3]

Чу бекор шуд марди хусравпараст,
Ҷаҳонҷӯй фармуд то барнишаст.

В-аз он дашти бебар барангехт асп,
Ҳаметохт то пеши Оразгушасп.

Ба бож андар омад ба Оташкада,
Дилаш буд яксар ба дард ожада.

Бишуд ҳирбад Занду Усто ба даст,
Ба пеши ҷаҳондори яздонпараст.

Кушод аз миён шоҳ заррин камар,
Бар оташ барафганд чанде гуҳар.

Ниёишкунон пеши оташ бигашт,
Ба нолидан аз ҳирбад баргузашт.

Ҳамегуфт, к-эй довари доду пок,[4]
Сари душманон андар овар ба хок.

---

[1] Л — худ. [2] Л — бошикеб. [3] И — б. 1631, 1632 нест. [4] Л — додпок.

Ту донӣ, ки бар дод нолам ҳаме,
Ҳама роҳи[1] некӣ сиголам ҳаме.

Ту мапсанд бедоди бедодгар.
Бигуфт ину барбаст зарринкамар.

Сӯи дашти Дук андар овард рӯй,
Ҳамешуд халидадилу ройҷӯй.

Чу омад ба лашкаргаҳи хеш боз,
Ҷаҳон тира гашт аз шаби дерёз.

Фиристод бедор корогаҳон,
Ки то боз ҷӯянд кори ҷаҳон.

Чу огоҳ шуд лашкари Нимрӯз,
Ки омад зи раҳ шоҳи гетифурӯз.

Ҳама кӯс бастанд бар пушти пил,
Замин шуд ба кирдори дарьёи Нил.

Аз он огаҳӣ сарбасар нав шуданд,
Ба ёрӣ ба наздики Хусрав шуданд.

## Огоҳ шудани Баҳроми Чӯбина аз бозгаштани Хусрав ва нома навиштан ба сардорони Эрон

Чу омад ба Баҳром аз он огаҳӣ,
Ки тоза шуд он фари шоҳаншаҳӣ.

Ҳамонгаҳ зи лашкар яке номҷӯй,
Нигаҳ кард бодонишу обрӯй.

Куҷо номи ӯ буд Доропаноҳ,
Ки Баҳромро ӯ будӣ некхоҳ.

[1] Л — рои.

Дабири сарафрозро пеш хонд,
Суханҳои боиста чанде биронд.

Бифармуд то номаҳои бузург
Нависад[1] бад-он[2] меҳтарони сутург.

Ба Густаҳму Биндӯю Гурдӯи гурд,
Ки аз меҳтарон номи гурдӣ бибурд.

Чу Шопуру чун Андиёни савор,
Ҳар он кас, ки буд аз ялон номдор.

Сари нома гуфт аз ҷаҳонофарин,
Ҳамехонам андар ниҳон офарин.

Ки бедор гардед яксар зи хоб,
Магиред[3] бар бад бад-ин сон шитоб.

Ки то дар ҷаҳон тухми сосониён
Падид омад андар миёну карон.

Аз эшон наёмад ба ҷуз баттарӣ,
Ба гирди ҷаҳон ҷустани доварӣ.

Нахуст аз сари Бобакон Ардашер
Ки андар ҷаҳон тоза шуд доругир.

Замона зи шамшери ӯ тира гашт,
Сари номдорон ҳама хира гашт.

Нахустин сухан гӯям аз Ардавон,
В-аз он номдорони равшанравон.

Ки аз номашон гашт гетӣ тиҳӣ,
Пур аз дард шуд ҷойгоҳи меҳӣ.

Шунидӣ ҳамоно, ки бар Суфарой,
Чӣ омад зи Пирӯзи нопокрой.

---

[1] Л — Нависад. [2] И — Набисад бар он. [3] Л — Нагиранд.

Раҳо кард[1] аз банд пои Қубод,
В-аз он меҳтарон дод[2] ӯро ба дод.[3]

Қубоди бадандеш неру гирифт,
Ҳунарҳо бишуст аз дил оҳу гирифт.

Чунон ёвари некдилро бикушт,
Бар ӯ шуд дили номдорон дурушт.

Қасе к-ӯ нашояд ба пайванди хеш
Ҳаво баргузинад зи фарзанди хеш.

Ба бегонагон ҳам нашояд ба низ,
Наҷӯяд касе оҷ дар чӯби шиз.

Ба сосониён то мадоред умед,
Маҷӯед ёқут аз сурхбед.

Чу ин нома оранд назди шумо,
Қи фархунда бод Урмузди шумо,

Ба наздики ман ҷоятон равшан аст,
Бару остин ҳам зи[4] пероҳан аст.

Ба як тоитон[5] бошад[6] орому хоб,
Агар тира шаб, гар[7] баланд офтоб.

Чу оед яксар ба наздики ман,
Шавад равшан ин ҷони торики ман.

Наяндешам аз Руму аз шоҳашон,[8]
Ба пой андар орам сару гоҳашон.

Ниҳоданд бар номаҳо мӯҳри ӯй,
Биёмад фиристодае чораҷӯй.

---

[1] Л — кардан. [2] Л — додан. [3] Л — ба бод; И — ба бод.
[4] Л — ҳамчу. [5] И — якҷоятон. [6] Л — як ҷоятон буд. [7] Л — буд, ар. [8] Л — шоҳаншаҳон.

Ба кирдори бозоргонон бирафт,
Ба даргоҳи Хусрав гироид тафт.

Яке корвоне зи ҳаргуна чиз,
Або номаҳо ҳадьяҳо дошт низ.

Бидид он бузургиву чандон сипоҳ,
Ки гуфтӣ магар бар замин нест роҳ.

Чунин гуфт бо хештан марди пир,
Ки коре ба пеш омадам ногузир.[1]

Бад-ин фарру авранг ин [2] шаҳриёр,
Ки хоҳад зи Баҳроми ял зинҳор.[3]

Яке марди бедушманам порсӣ,
Ҳамон бор дорам шутурвор сӣ.

Чаро хештан кард бояд ҳалок,
Баландӣ падидор гашт аз мағок.

Шавам, номаҳо назди Хусрав барам,
Ба наздики ӯ ҳадьяи нав барам.

Пурандеша омад ба даргоҳи шоҳ,
Або номаи кеҳтари кинахоҳ.

Дирам бурду бо ҳадьяҳо нома бурд,
Суханҳо бари шоҳи гетӣ шумурд.

Ҷаҳондор чун номаҳоро бихонд,
Мар ӯро ба курсии заррин нишонд.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй марди бисьёрдон,
Ту Баҳромро назди мо хор дон.

Кунун з-ончи кардӣ, расидӣ ба ком,
Фузун з-ин маҷӯй андар ин кор ном.

---

[1] Л — б. 1679 нест. [2] Л — Ба дил гуфт бо инчунин. [3] И — б. 1677—1680 нест.

Бифармуд то пеши ӯ шуд дабир,
Мар он посухи номаҳо ногузир.

Набишт андар он номаҳои дароз
Ки эй меҳтари гурду гарданфароз[1],

Ҳама номаҳои ту бархондем,
Фиристодаро пеш биншондем.

Ба гуфтор, бекор бо Хусравем,
Ба дил бо ту ҳамчу баҳори навем.

Чу лашкар биёрӣ бад-ин марзу бум,
Кӣ андешад аз Руму мардони Рум?

Ҳама пок шамшерҳо баркашем,
Ба ҷанг андарун румиёнро кушем.

Чу Хусрав бубинад сипоҳи туро,
Ҳам он мардиву пойгоҳи туро.

Дилаш рӯзи пайкор ларзон шавад,
Зи пешат[2] чу рӯбаҳ гурезон шавад».

Бар он номаҳо мӯҳр бинҳод шоҳ,
Бихонд он писандидаи некхоҳ.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй хирадмандмард,
Бари ранҷ ёбӣ бад-ин[3] коркард.

Мар ӯро гуҳар доду динор дод,
Гаронмоя ёқут бисьёр дод.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин назди Чӯбина бар,
Тани носазо мард бесар шумар.[4]

Чу равшан бувад бахти гарданфароз,
Туро дорам андар ҷаҳон бениёз».

---

[1] Л—гурди кеҳтарнавоз. [2] Л—беша. [3] ИЛ—з-ин. [4] ИЛ—Шунида суханҳо бар ӯ баршумар.

Бирафт аз дари шоҳ Доропаноҳ,
Ба кирдори бод андар омад зи роҳ.

Ҳама номаҳо пеши Чӯбина бурд,
Суханҳои ширин бар ӯ баршумурд.[1]

### Сипоҳ рондани Баҳроми Чӯбина ба ҷанги Хусрави Парвиз ва ҳазимат кардан румиёнро

Чу марди ҷаҳонҷӯй нома бихонд,
Ҳаворо бихонду хирадро биронд.

Аз он номаҳо сози рафтан гирифт,
Бимонданд эрониён з-он[2] шигифт.

Бирафтанд пирони наздики ӯй,
Чу диданд он рои[3] торики ӯй.

Ҳамегуфт ҳар кас аз эдар марав,
Чу рафтӣ, куҳан гардад ин рӯзи нав.

Агар Хусрав ояд ба эронзамин,
Набинад ба ҷуз[4] гурзу шамшери кин.

Бар ин тахти шоҳӣ махӯр зинҳор,
Ҳаме хира бифребадат рӯзгор.

Наёмад суханҳо бар ӯ коргар,
Бифармуд то рафт лашкар бадар.

Буна барниҳоду сипаҳ барнишонд,
Бизад кӯсу аз шаҳр[5] лашкар биронд.

Ҳаметохт то Озарободагон,
Сипоҳе диловар аз озодагон.

---

[1] ИЛ — б. 1701—1703 нест. [2] ИЛ — дар. [3] Л — кирдори.
[4] Л — магар. [5] Л — кӯс дар шаҳру.

Сипоҳ андар омад ба танги сипоҳ,
Бубастанд бар мӯру бар пашша роҳ.

Чунин гуфт пас меҳтари[1] кинахоҳ
Ки «ман кард хоҳам ба лашкар нигоҳ.

Бубинам, ки румисаворон кианд,
Сипоҳӣ кадоманду гурдон кианд?!»

Ҳамон барнишастанд гурдон бар асп,
Ялонсинаву меҳтар Эзадгушасп.

Ба дидори он лашкари кинахоҳ,
Гаронмоягон баргирифтанд роҳ.

Чу лашкар бидиданд, боз омаданд,
Ба наздики меҳтар фароз омаданд.

Ки ин бекарона яке лашкар аст,
Аз андешаи мо ҳаме бартар аст.

В-аз он рӯи румисаворони шоҳ,
Бирафтанд пӯён бад-он боргоҳ.[2]

Бубастанд бар пеши Хусрав миён,
Ки мо ҷанг ҷӯем аз эрониён.

Бар он кор ҳамдостон гашт шоҳ,
Куҷо[3] орзӯ хост румисипоҳ.

## Разми Хусрав бо Баҳроми Чӯбина ва кушта шудани Кӯти румӣ

Чу хуршед барзад сар аз тиракӯҳ,
Хурӯше баромад зи ҳарду гурӯҳ,

Ки гуфтӣ замин гашт гардонсипеҳр.
Гар аз теғҳо тира шуд рӯи меҳр.[4]

---

[1] ИЛ — кеҳтари. [2] И — бар он пойгоҳ. [3] Л — к-аз ӯ. [4] И — б. 1724 нест.

Биёрстанд маймана майсара,
Замин кӯҳ гашт оҳанин[1] яксара.

Аз овози аспону бонги сипоҳ,
Биёбон ҳамеҷуст бар кӯҳ роҳ.

Чу Баҳроми ҷангӣ бад-он бингарид,
Яке ханҷари обгун баркашид.[2]

Ҳамегашт гирди сипаҳ яктана,
Ки дорад нигаҳ[3] майсара маймана.

Ялонсинаро гуфт: «Бар қалбгоҳ
Ҳаме бош бар пеши рӯи сипоҳ».

Қ-аз ин лашкар имрӯз ҷангӣ манам,
Ба гоҳи гурезаш, дирангӣ манам.

Нигаҳ кард Хусрав бар он размгоҳ
Ҷаҳон дид яксар зи лашкар сиёҳ.[4]

Рухи шеди тобон чу коми ҳизабр,
Ҳаме теғ борид гуфтӣ зи абр.

Ниётӯсу Биндӯю Густаҳму шоҳ,
Ба боло гузаштанд аз он размгоҳ.

Нишастанд бар кӯҳи Дук он сарон,
Ниҳода ду дида ба фармонбарон.

Аз он кӯҳ лашкар ҳамедид шоҳ,
Чапу росту қалбу ҷуноҳи сипоҳ.

Чу бархост овои кӯс аз ду рӯй,
Бирафтанд мардони пархошҷӯй.[5]

---

[1] Л — оҳанинкӯҳ шуд.

[2] ТпЗЛ — Наёмад ба дилш андарун тарсу бим,
Дили шери дарранда шуд бар ду ним,
Ба эрониён гуфт: саф баркашед,
Ҳама кишвари Дук лашкар кашед».

[3] Л — Кӣ дорад сипаҳ. [4] И — б. 1730, 1731 нест; Л — пур аспу сипоҳ. [5] И — б. 1733—1736 нест.

Ту гуфтӣ, замин кӯҳи оҳан шудаст,
Сипеҳр аз бари хок душман шудаст.

Чу Хусрав бар он гуна-бар кор дид,
Фалак пуд диду замин тор [1] дид.

Ба яздон ҳамегуфт бар паҳлавӣ,
Ки аз бартарон пок бартар туӣ.

Кӣ баргардад аз разми имрӯз шод,
Кӣ донад чунин ҷуз ту, эй покзод?

Киро бахт хоҳад шудан кундрав,
Сари найзаи ӯ шавад хору хав.

Дилу ҷони Хусрав пурандеша буд,
Ҷаҳон пеши чашмаш яке беша буд.

Чу бугсист Кӯт аз миёни сипоҳ,
Аз оҳан ба кирдори кӯҳи сиёҳ.

Биёмад дамон аз миёни гурӯҳ,
Чу наздиктар шуд бад-он бурзи кӯҳ.

Ба Хусрав чунин гуфт, к-«Эй сарфароз,
Нигаҳ кун, ки он бандаи девсоз,[2]

Ки бо ӯ ба Эрон баровехтӣ,
Чун ӯ комрон шуд, ту бугрехтӣ.

Бубин аз чапи лашкару дасти рост,
Ки то [3] аз миёни бузургон куҷост.

Кунун то биёмӯзамаш корзор,
Бубинад [4] дилу зӯри мардони кор».

Чу бишнид Хусрав зи Кӯт ин сухан,
Дилаш гашт пурдарди разми куҳан.

---

[1] Л — тор диду замин қор. [2] Л — дерсоз. [3] И — ӯ. [4] И — Бубинӣ.

Чу ӯ гуфт: «Аз банда бугрехтӣ,
Салеҳи саворон фурӯ рехтӣ».

Варо з-он сухан ҳеч посух надод,
Дилаш гашт пурхуну лаб пур зи бод.

Чунин гуфт пас Қӯтро шаҳриёр,
Ки «Рав пеши он марди аблақсавор,

Чу бинад туро, пешат ояд ба ҷанг,
Ту магрез то лаб нахоӣ зи нанг».

Чу бишнид Қӯт ин сухан бозгашт,
Чунон шуд, ки бо бод ҳамбоз гашт.

Ҳамерафт ҷӯшону[1] найза ба даст,
Ба овардгаҳ рафт чун пили маст.

Ялонсина Баҳромро бонг кард,
Ки «Бедор бош, эй савори набард,

Ки омад яке дев чун пили маст,
Каманде ба фитроку найза ба даст».

Чу Баҳром бишнид, теғ аз ниём
Бароҳехт чун боду баргуфт ном.

Чу Хусрав чунин дид, бар пой хост,
Аз он кӯҳсар сар баровард рост.

Ниҳода ба Кӯту ба Баҳром чашм,
Ду дида пур аз обу дил пур зи хашм.

Чу румӣ ба найза даромад зи ҷой,
Ҷаҳонҷӯй бар ҷой бифшурд пой.

Чу найза наёмад бар ӯ коргар,
Ба рӯй андар овард ҷангӣ сипар.

---

[1] И — шодону.

Яке теғ зад бар сару гарданаш,
Ки то сина бубрид тира танаш.

Чу овози теғаш ба Хусрав расид,
Бихандид, к-он захми Баҳром дид.

Ниётуси ҷангӣ бихобид чашм,
Аз он хандаи Хусрав омад ба ҳашм.

Ба Хусрав чунин гуфт, к-«эй номдор,
На некӯ бувад ханда дар корзор.

Туро нест аз разм [1] ҷуз кимиё,
Дилат хуфта бинам ба кини ниё.

Чу Қути ҳазора ба Эрону Рум,
Набинанд ҳаргиз ба ободи бум.

Бихандӣ ҳаме з-он, ки ӯ кушта шуд,
Чунон дон, ки бахти ту баргашта шуд».

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Ман аз куштанаш,
Нахандам ҳаме в-аз бурида танаш.

Чунон дон, ки ҳар кас ки дорад фусус,
Ҳам ӯ ёбад аз чархи гарданда кӯс.

Маро гуфт, к-аз банда бугрехтӣ,
Набудат ҳунар то [2] наёвехтӣ.

Аз он банда бугрехтан нест нанг,
Ки захмаш бад-ин сон бувад рӯзи ҷанг.

В-аз он рӯй Баҳром овоз дод,
Кис «Эй номдорони фаррухнажод.

Ялонсинаву Рому Эзадгушасп,
Мар ин куштаро баст бояд бар асп.

---

[1] ИЛ — Рум. [2] Л — ё.

Фиристед аз эдар ба лашкаргаҳаш,
Бад-он то ба дида [1] бубинад шаҳаш.

Тани Қӯтро зуд [2] бар пушти зин
Ба тангӣ бубастанд мардони кин.

Давон асп бо марди гарданфароз,
Ҳаме шуд ба лашкаргаҳи хеш боз.

Дили Хусрав аз Қӯт шуд дардманд,
Кушоданд аз он мард [3] банди каманд.

Бад-он хастагиш андар оганд мушк,
Бифармуд пас тош карданд [4] хушк.

Ба карбос дардӯхташ ҳамчунон,
Зиреҳ дар бару танг баста миён.

Ба наздики қайсар фиристод боз,
Ки шамшери ин бандаи девсоз.[5]

Бар ин гуна буррад ҳаме рӯзи ҷанг,
Агар з-ӯ ҳазимат шудан [6] нест нанг.

Ҳама румиён дилшикаста шуданд,
Ба дил пок беҷанг хаста шуданд,

Ҳаме рехт битриқи румӣ сирашк,
Ҳама рух пур аз обу дил пур зи ришк.

Биёмад зи гарданкашон даҳ ҳазор,
Ҳама ҷосаликони [7] гурду савор.

Яке ҳамла бурданд аз он сон, ки кӯҳ
Бидаррид аз овози румигурӯҳ.

---

[1] Л — буридан. [2] Л — низ. [3] Л — кушта. [4] Л — то билӯ-занд. [5] Л — дерсоз. [6] Л — шавӣ. [7] ИЛ — ҷосаликонӣ.

Чакочок бархост бонги сарон,
Ҳамон захми шамшеру гурзи гарон,

Ту гуфтӣ, ки дарьё бичӯшад ҳаме,
Сипеҳри равон бархурӯшад[1] ҳаме.

Зи бас кушта андар миёни сипоҳ,
Бимонданд бар ҷою барбаст роҳ.

Аз он румиён кушта шуд лашкаре,
Ҳар он кас, ки буд з-он далерон саре.

Дили Хусрав аз дарди эшон бихаст,
Тани хастаи зиндагонро бубаст.

Ҳама куштагонро ба ҳам дарфиганд,
Тале гашт бар сони кӯҳи баланд.

Ҳамехондандиш Баҳромчид
Бибуррид Хусрав зи румӣ умед,

Ҳамегуфт, «Агар марди румӣ ду бор
Кунад хам бар ингуна дар корзор,

Ҷаҳонро ту бе лашкари Рум дон,
Ҳамон[2] теғи пӯлодашон мум дон.

Ба Саргис[3] чунин гуфт пас шаҳриёр,
Ки «Фардо мабар ҷангиёнро ба кор.

Ту фардо баросой то ман сипоҳ,
Биёрам бар[4] эрониён кинахоҳ».

Ба эрониён гуфт: «Фардо ба ҷанг
Шуморо бибояд шудан бедиранг».

Ҳама вижжа гуфтанд, к-«Эдун кунем,
Ки кӯҳу биёбон пур аз хун кунем».

---

[1] Л — хун хурӯшад. [2] Л — Ҳама. [3] Л — румӣ. [4] Л — аз.

## Ҷанги паҳлавонони Хусрав бо Баҳроми Чӯбина

Чу барзад зи дарьё дирафши сапед,
Ситора шуд аз тирагӣ ноумед.

Табиразанон аз ду пардасарой,
Бирафтанд бо пилу бо карраной.

Хурӯш омад аз ною аз говдум,
Ҳам аз кӯҳаи пилу рӯинахум.

Ту гуфтӣ, ки ҷунбад ҳама[1] дашту роғ,
Шуда рӯи хуршед чун парри зоғ.

Чу эрониён баркашиданд саф,
Ҳама найзаву теғи ҳиндӣ ба каф.

Замин сарбасар гуфтӣ аз ҷавшан аст,
Ситора зи нӯги синон равшан аст.

Чу Хусрав биёрост он қалбгоҳ,
Ҳама дил гирифтанд яксар сипоҳ,

Варо майманадор Гурдуй буд,
Чу[2] гурду далеру[3] ҷаҳонҷӯй буд.

Ба дасти чапаш номдор арманӣ,
Або ҷавшану теғи оҳарманӣ.

Мубориз чу Шопуру чун Андиён,
Бад-он ҷанг-бар танг баста миён.

Ҳамебуд Густаҳм бар дасти[4] шоҳ,
Ки дорад мар ӯро зи душман нигоҳ.

Чу Баҳроми ял румиёнро надид,
Дирангӣ шуду хомӯшӣ баргузид.

---

[1] Л — биҷунбад ҳаме. [2] Л — ки. [3] Л — далери. [4] И — пеши.

Бифармуд то кӯс бар пушти пил
Бубастанду шуд рӯи[1] гетӣ чу нил.

Нишаст аз бари пушти пили сафед,
Ҳамовардаш аз бахт шуд ноумед.

Ҳамеронд он пил то маймана,
Ба Шопур гуфт: «Эй бади бадтана,

На паймон-т он[2] буд ба нома дарун,
Ки пеши ман ой бад-ин дашти[3] хун?[4]

На ин бошад оини озодагон,
Ҳаме тан ба куштан диҳӣ ройгон».

Бад-ӯ гуфт Шопур, к-«эй девфаш
Сари хеш дар бандагӣ карда каш!

Аз ин нома кай буд ному нишон,
Ки гӯӣ ҳаме пеши гарданкашон?!»

Гаронмоя Хусрав ба Шопур гуфт,
Ки «он нома бо рои ӯ буд ҷуфт.

Ба нома ту подош ёбӣ зи ман,
Ҳама номдорони ин анҷуман.

Чу ҳангом бошад, бигӯям туро,
Аз андешаи бад бишӯям туро».

Чу Баҳром овози Хусрав шунид,
Ба андеша он ҷодуиҳо[5] бидид.

Барошуфт аз он кору нанг омадаш,
Чу арғунда шуд, рои ҷанг омадаш.

Ҷафопеша бар пил танҳо бирафт,
Сӯи қалби Хусрав хиромид тафт.

---

[1] И — Бибасту шуд аз гард. [2] Л — ин. [3] Л — оварӣ доварӣ дасти. [4] И — б. 1815, 1816 нест. [5] Л — ҷоуиро.

Чу Хусрав чунон дид бо Андиён,
Чунин гуфт, к-«эй нарраашери жиён.

Бар он пил-бар тирборон кунед,
Қамонҳо [1] чу абри баҳорон кунед.

Аз эрониён он ки буд рӯзбеҳ,
Қамон барниҳоданд як-як [2] ба зеҳ.

Зи пайкон чунон гашт хартуми пил,
Ки гуфтӣ, шуд аз хастагӣ пил [3] нил.

Ҳам он гоҳ Баҳром болой хост,
Яке миғфаре хусраворой хост.

Ҳамон тирборон гирифтанд боз,
Бар он аспи Баҳроми гарданфароз.

Пиёда шуд он марди пархошх(в)ар,
Зиреҳ доманашро бизад бар камар.

Сипар бар сар оварду шамшери тез,
Баровард аз он ҷангиён растахез.

Пиёда зи Баҳром бугрехтанд,
Қамонҳои чочӣ фурӯ рехтанд.

Яке бора бурданд ҳам дарзамон,
Сипаҳбуд нишаст аз бари ӯ дамон.

Хурӯшон ҳаметохт то қалбгоҳ,
Ба ҷое куҷо шоҳ буд бо сипоҳ.

Ҳама қалбгаҳ пок дарҳам [4] дарид,
Дирафши ҷаҳондор шуд нопадид.

В-аз он ҷойгаҳ шуд сӯи маймана,
Паси пушти озодагон буд [5] буна.[6]

---

[1] И — Қамонро. [2] Л — яксар. [3] Л — ҳамчу. [4] Л — бархам
И — ҳаме қалбгаҳ пок бархам. [5] Л — озодагону.

[6] ТпЗИ — Чу Хусрав бидид он сӯи майсара,
Ҳаметохт чун гург бинад бара.

Нигаҳбони он дашт Гурдӯй буд,
Ки марди далеру ҷаҳонҷӯй буд.

Бародар чу рӯи бародар бидид,
Қамонро ба зеҳ карду андар кашид.

Ду хунӣ бар онсон баровехтанд,
Ки гуфтӣ ба ҳамшон баромехтанд.

Бар ин сон замоне даромад дароз,
Ҳаме як зи дигар нагаштанд боз.

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй бепадар,
Ба хуни бародар бубандӣ[1] камар?

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«Эй бешагург,
Ту нашнудӣ он достони бузург.

Ки ҳар к-ӯ бародар бувад дӯст беҳ,
Чу душман шавад[2] бепаю пӯст беҳ.

Ту ҳам[3] хуниву бадтану риманӣ,
Ҷаҳонофаринро ба дил душманӣ.

Ба пеши бародар бародар ба ҷанг
Наёяд, агар бошадаш ному нанг».

Чу бишнид Баҳром аз ӯ бозгашт,
Барошуфту бо ӯ дижам соз гашт.

Ҳамеронд Гурдӯй то пеши шоҳ,
Рамида[4] шуда рӯи ҷангӣ сиёҳ.

Бар ӯ офарин кард Хусрав ба меҳр,
Ки подош бодат зи[5] гардонсипеҳр!

Зи пеши саф омад сӯи қалбгоҳ,
Чу шуд ҷунб-ҷунбон далерони шоҳ.

---

[1] ИЛ — чи бандӣ. [2] ИЛ — бувад. [3] Л — чун. [4] ИЛ — Аз оҳан. [5] И — бо рои ту бод.

Фиристод Хусрав ба Шопур кас,
Ки Мӯсилро бош фарьёдрас.

Бикӯшед бо[1] пушт пушт оваред,
Магар бахти равшан ба мушт оваред.

Ба Густаҳм гуфт он замон шаҳриёр,
Ки «гар ҳеҷ румӣ кунад корзор,

Чу Баҳроми ҷангӣ шикаста шавад,
В-агар низ дар ҷанг хаста шавад.

Ҳама румиён сар ба гардун баранд,
Суханҳо аз[2] андоза берун баранд.

Нахоҳам, ки румӣ шавад сарфароз,
Ба мо баркунанд андар ин ҷанг ноз.

Бидидам ҳунарҳои румӣ ҳама,
Ба сони рама рӯзгори дама.

Ҳамон беҳ, ки мо[3] бо сипоҳ андаке,
Зи Чӯбина овард хоҳам яке.

Нахоҳам бад-ин кор ёрӣ зи кас,
Паноҳам[4] ба яздони фарьёдрас.

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«эй шаҳриёр,
Ба ширинравонат маҳӯр зинҳор.

Чу роят чунин аст, мардон гузин,
Макун тан ҳалок андар ин дашти кин».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «ин аст рӯй,
Ки гуфтӣ, зи лашкар кунун ёр ҷӯй».

Гузин кард Густаҳм аз Эрон савор,
Даҳу чор гарданкаши номдор.

---

[1] Л — ҳам. [2] Л — зи. [3] ИЛ — ман. [4] ИЛ — Умедам.

Нахустин аз ин ҷангиён номи хеш,
Набишта биёварду бинҳод пеш.

Дигар гурд Шопур бо Андиён,
Чу Биндую Гардуи пушти каён,

Чу Озаргушаспу агар[1] Шердил,
Чу Зангӯи густох бо шеру пил.

Тухора, ки дар ҷанг ғамхора буд,
Ялонсинаро зишт патьёра буд.

Фарухзоду чун Хусрави сарфароз,
Чу Аштоди пирӯзи душмангудоз,

Чу Фархунда Хуршед бо Урмузд,
Ки душман будӣ пеши эшон фурузд.[2]

Чу мардони з-ин сон гузин кард ҳафт,
Зи лашкар ба як сӯ хиромид тафт.

Чунин гуфт Хусрав бад-ин меҳтарон,
Ки «эй сарфарозону фармонбарон,

Ҳама пуштро[3] сӯи яздон кунед,
Дили хешро шоду хандон кунед.

Ҷуз аз хоси яздон набошад сухан,
Чунин буд, то буд чархи куҳан.

Ба разм андарун кушта беҳтар бувад,
Ки бар мо якё банда меҳтар бувад.

Нигаҳдори ман буд бояд ба ҷанг,
Ба ҳангоми ҷунбиш накардан[4] диранг».

---

[1] Л — дигар.

[2] ТпЗ — Ҳамон пешрав буд Густаҳми гурд,
Ки дар ҷанг ӯ буд бо дастбурд.

[3] Л — рӯйро. [4] Л — нашояд.

Ҳама ҳамзабон офарин хонданд,
Варо шаҳриёри замин хонданд.

Бикарданд паймон, ки аз шаҳриёр
Қасе барнагардад бад-ин рӯзгор.

Сипаҳдор[1] бишниду ором ёфт,
Хуш омад-ш, к-аз кеҳтарон[2] ком ёфт.

Сипаҳро ба Баҳроми фаррух супурд,
Ҳамерафт бо чордаҳ марди гурд.

Ҳамонгаҳ хурӯш омад аз дидагоҳ,
Ба Баҳром гуфтанд, к-«Омад сипоҳ».

Ҷаҳонҷӯи бедордил барнишаст,
Қаманде ба фитроку теғе ба даст.

Зи боло чу он моямардум бидид,
Тане чанд аз он ҷангиён баргузид.

Ялонсинаро гуфт, к-«ин баднажод,
Ба ҷанг андарун доди мардум бидод.

Ки ман донам, акнун ҷуз ӯ нест ин,
Ки ёрад чамидан бар ин дашти кин.[1]

Бад-ин моямардум ба ҷанг омадаст,
Магар пеши коми наҳанг омадаст.

Фузун нест бо ӯ сарафроз бист,
В-аз эшон надонам касеро, ки кист.

Ба Эзадгушаспу Ялонсина гуфт,
Ки «мардон надоранд мардӣ нуҳуфт.

Бар он бист аз[4] мо чаҳорон басем,
В-агар боз[5] оем аз ин[6] нокасем.

---

[1] Л — Ҷаҳондор. [2] Л — в-аз меҳтарон; И — омад-шу аз меҳтарон. [3] Л — Қ-аз эшон касеро надонам чунин. [4] Л — Гар он бистанд. [5] Л — камтар. [6] Л — ӯ.

Набояд, ки мо беш бошем чор,
Зи Хусрав маро бахт беш аст ёр».

Яке буд, куҷо номи ӯ Ҷонфурӯз,
Қи тирашабо[1] баргузидӣ зи рӯз.

Сипаҳро бад-ӯ доду худ пеш рафт,
Ҳамерафт бо ӯ[2] се бедор тафт.

Чу Баҳромро дид Хусрав зи роҳ,
Ба эрониён[3] гуфт, к-«Омад сипоҳ.

Кунун ҳеч дилро мадоред танг,
Қи омад маро рӯзгори диранг.

Ману гурзу Чӯбинаи баднишон,
Шумо разм созед бо саркашон.

Шумо чордаҳ ёру эшон се тан,
Мабодо, ки бинем[4] ҳаргиз шикан.

Ниётӯс бо лашкари румиён,
Бубастанд ночор яксар миён.

Бирафтанд аз он размгаҳ сӯи кӯҳ,
Қи дидор будӣ ба ҳарду гурӯҳ.

Ҳамегуфт ҳар кас, ки пурмоя шоҳ,
Чаро ҷон фурӯшад зи баҳри кулоҳ?

Бимонад[5] бар ин дашт чандин савор,
Шавад[6] хира танҳо сӯи корзор.

Ҳама даст бар осмон доштанд,
Қи ӯро ҳаме кушта пиндоштанд.

Чу Баҳроми ҷангӣ барангехт асп,
Ялонсинаву гурди Эзадгушасп.

---

[1] ИЛ — тирашабон. [2] Л — Ҳамеронд бо ин; И — он. [3] Л — Ба ёрон чунин. [4] И — бинед. [5] Л — Бимонда. [6] И — Равад.

Буриданд[1] ёрон зи Хусрав ҳама,
Шуд он гургу ин номдорон рама.[2]

Чу Густаҳму Биндӯю Гурдӯй монд,
Гаве тоҷвар номи яздон бихонд.

Ҷаҳондор ночор баргашт асп,
Пас андар ҳаметохт Эзадгушасп.

Ба Густаҳм гуфт он замон шаҳриёр,
Қи танг андаромад маро рӯзгор.

Чӣ боист ин беҳуда растахез?
Чу диданд[3] пушти ман андар гурез.

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«Омад савор,
Ту танҳо шудан[4] чун[5] кунӣ корзор?»

Нигаҳ кард Хусрав паси пушти хеш,
Аз он чор Баҳромро дид пеш.

Ҳамедошт танро зи душман нигоҳ,
Бибуррид баргустувони сиёҳ,

Аз ӯ бозмонданд ҳар се савор,
Паси пушти ӯ душмани кинадор.[6]

Ба пеш андаромад яке ғор танг,
Се ҷангӣ пас андар ба сони паланг.

Буни ғор ҳам баста омад зи кӯҳ,
Бимонд он ҷаҳондор дур аз гурӯҳ.

Фуруд омад аз асп фаррухҷавон,
Пиёда бар он кӯҳ баршуд давон.

---

[1] Л — Бididанд

[2] ТпЗ — Шуданд он ҳама ёр, Хусрав нажанд,
Чу диданд он деви часта зи банд.

[3] Л — ки бичанд. [4] И — шудӣ. [5] И — Қи бинанд. [6] И — б. 1910, 1911 нест.

Пиёда шуду роҳ ҳам[1] баста шуд,
Дили номдор андар[2] он хаста шуд,

На ҷои дирангу на роҳи[3] гурез,
Пас андар ҳамерафт Баҳром тез.

Ба Хусрав чунин гуфт, к-«Эй пурфиреб,
Ба пеши фарози ту омад нишеб.

Бари ман чаро тохтӣ, ҳуши хеш
Ниҳода бар ингуна бардӯши хеш,

Чу шуд з-ин нишон кор бар[4] шоҳ танг,
Паси пушт шамшеру аз[5] пеш санг.

Ба яздон чунин гуфт, к-«Эй кирдгор,
Туӣ бартар аз гардиши рӯзгор.

Бад-ин ҷои бечорагӣ даст гир,
Ту бошӣ нанолам ба кайвону тир».

Ҳамонгаҳ чу аз кӯҳ баршуд хурӯш,
Падид омад аз роҳ фаррухсуруш.

Яке ҷомааш[6] сабзу хинге ба зер,
Зи дидори ӯ гашт Хусрав далер.

Чу наздик шуд, дасти Хусрав гирифт,
Зи яздони пок ин набошад шигифт.

Чу аз пеши бадхоҳ бардошташ,
Ба осонӣ оварду бугзошташ.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Номи ту чист?»
Ҳамегуфт чандеву чанде гирист.

Фаришта бад-ӯ гуфт: «Номам Суруш
Чу эмин шудӣ, дур бош аз хурӯш.

---

[1] Л — роҳи ӯ. [2] Л — номдорон аз; И — номдорон бар. [3] Л — ҷон. [4] Л — кор з-он сон абар. [5] Л — шамшер в-аз. [6] ИЛ — Ҳама ҷомаҳо.

Ту з-ин пас шавӣ дар ҷаҳон подшо,
Набояд, ки бошӣ ҷуз аз порсо».[1]

Бигуфт ину пас гашт аз ӯ нопадид,
Қас андар ҷаҳон ин шигифтӣ надид.

Чу он дид, Баҳром хира бимонд,
Ҷаҳонофаринро фаровон бихонд.[2]

Ҳамегуфт то ҷангӣ мардум бувад,
Мабодо, ки мардӣ зи ман гум бувад.

Чунон шуд,[3] ки ҷангам кунун бо парист,
Бар ин бахти тира бибояд гирист.[4]

Ниётус аз он рӯй бар кӯҳсор,
Ҳамехост аз додгар зинҳор.

Харошид Марьям ду рухсори[5] хеш,
Зи тимори ҷуфти ҷаҳондори хеш.

Сипаҳ буд бар дашт,[6] ҳомуну роғ,
Дили румиён з-он[7] пур аз дарду доғ.[8]

Ба Марьям чунин гуфт, к-«Эдар нишин[9],
Битарсам,[10] ки шуд шоҳи эронзамин».

Ҳамонгоҳ Хусрав аз он[11] рӯи кӯҳ,
Падид омад аз роҳу[12] дур аз гурӯҳ.

---

[1] Л — Пас аз б. 1928 ин б. омада:

Бад-ин зудӣ андар ба шоҳӣ расӣ,
Бар ӯ солиён бугзарад бисту сӣ.

[2] ТпЗ — Барафтод ларза бар андоми ӯй,
Чу дидаш ҳама кор бо коми ӯй.

[3] ИЛ — Бад-он буд.

[4] Тп — В-аз ин рӯй Баҳром шуд пур зи дард,
Пушаймон шуда з-он ҳама коркард,

[5] Л — гулнори. [6] Л — кӯҳу. [7] Л — буд.

[8] ТпЛ — Ниётус чун рӯи Хусрав надид,
Имории заррин ба як сӯ кашид.

[9] Л — гуфт: «Эдар машин». [10] Л — Ки тарсам. [11] Л — бад-он.
[12] Л — роҳ.

Чунон лашкари номвар шод гашт,
Дили Марьям аз дардаш озод гашт.[1]

Чу Хусрав ба наздики Марьям расид,
Бигуфт он шигифтӣ, к-аш омад падид.[2]

Чунин гуфт, к-«Эй моҳи қайсарнажод,
Маро довари додгар дод дод.

На аз коҳилӣ буд, на аз баддилӣ,
Қи дар ҷанг баддил кунад коҳилӣ.

Дар он ғор беёр дармондам,
Ба дард офаринандаро хондам.

Ниҳон дошт доранда кори ҷаҳон,
Бар ин банда гашт ошкоро ниҳон.

Фаридуни фаррух надид ин ба хоб,
На Тӯру на Салму на Афросиёб.

Қи имрӯз ман дидам, эй саркашон,
Зи пирӯзиву[3] шаҳриёрӣ нишон.

Қунун хашмро тохтан нав кунед,
Ба разм андарун ёди Хусрав кунед».

## Ҷанги сеюми Хусрави Парвиз бо Баҳроми Чӯбина ва шикаста шудани Баҳром

Ҳамонгаҳ зи кӯҳ андар омад сипоҳ,
Ҷаҳон шуд зи гарди саворон сиёҳ.[4]

---

[1] И — б. 1935—1938 нест.

[2] ИЛ — Чу омад ба Марьям бигуфт ончи дид,
В-аз он кӯҳи хоро сар андар кашид.

[3] Л — пирӯзии.

[4] ТпЗИЛ — В-аз он рӯй Баҳром шуд пур зи дард,
Пушаймон шуда з-он ҳама коркард.

В-аз он рӯй Баҳром лашкар биронд,
Ба рӯз андарун рӯшноӣ намонд.

Ҳамегуфт: «Ҳар кас, ки ронад сипоҳ,
Хирад бояду мардиву дастгоҳ.

Далерон, ки диданд хишти маро,
Ҳам он паҳлавонӣ сиришти маро,

Маро баргузиданд бар хусравон,
Ба хок афганам номи Нӯшинравон».

Зи лашкар бари шоҳ шуд хира-хир,
Қамонро ба зеҳ карду як чӯба тир,

Бизад ногаҳон бар камаргоҳи шоҳ,
Ба каж андар овехта пайкон ба роҳ.

Яке банда чун захми пайкон бидид,
Биёмад зи дебош берун кашид.[1]

Бизад найзае бар камарбанди ӯй,
Зиреҳ буд нагсист пайванди ӯй.

Синони[2] сари найза шуд бар дуним,
Дили марди бероҳ шуд пур зи бим.

Чу бишкаст найза, барошуфт шоҳ,
Бизад теғ[3] бар миғфари кинахоҳ.

Саросар ҳама теғ[4] барҳам шикаст,
Бад-он пайкари миғфар андар нишаст.[5]

---

[1] Тп — Сабук шаҳриёр андар омад дамон,
Ба Баҳроми Чӯбинаи бодгумон.

[2] ИЛ — Синону. [3] Л — гурз. [4] Л — тарг. [5] Л — Ҳамон фарку миғфар ба ҳам дарнишаст.

Ҳаме офарин хонд ҳар кас, ки дид,
Ҳамон кас, ки овози оҳан [1] шунид.[2]

Гаронмоягон аз пас андар шуданд,
Чунон лашкареро ба ҳам барзаданд.

Хиромид Биндӯй наздики шоҳ,
Ки «Эй тоҷи ту бартар аз чархи моҳ,

Яке лашкар аст ин чу мӯру малах,
Гирифта биёбону ҳам [3] регу шах.

На воло бувад хира хун рехтан,
На аз [4] шоҳ бо банда овехтан.

Ҳар он кас, ки хоҳад зи мо зинҳор,
Беҳ аз кушта, ё хаста дар корзор.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Ҳар к-аз гуноҳ
Бупечад, бар ӯ ман наям кинахоҳ,

Ҳама пок дар зинҳори мананд,[5]
Ба тоҷ андарун гӯшвори мананд.[6]

Баромад ҳамонгаҳ [7] шаб аз тиракӯҳ,
Сипаҳ бозгаштанд ҳарду гурӯҳ.

---

[1] И — миғфар.

[2] ТпЗ — Ҳама лашкари шоҳ нерӯ гирифт,
К-аз ӯ кори Баҳром оҳӯ гирифт,
Чу Баҳромро тира шуд ҳуру моҳ,
Ба ҷоком бартофт рухро зи шоҳ.
Бидонист, к-он кор бо ранҷ гашт,
Зи мардиву овезиш андар гузашт,
Чу диданд он шермардӣ зи шоҳ,
Биронданд румию Эрон сипоҳ.
Кашиданд шамшери кин ҳамгурӯҳ,
Яке ҳамла карданд монанди кӯҳ.

[3] Л — биёбон, ҳама. [4] Л — чун. [5] ИЛ — манед. [6] ИЛ — манед.
[7] Л — дирафши.

Баромад[1] ғави посбону ҷарас,
Зи лашкар набуд хуфта бисьёр кас.

Ҷаҳонҷӯй Биндӯй аз он ҷо бирафт,
Миёни ду лашкар хиромид тафт.

Зи лашкар гузин[2] кард кундоваре,
Хушовозу гӯё мунодигаре.

Бифармуд то борагӣ[3] барнишаст,
Ба овоз додан[4] миёнро бубаст.

Чунин то миёни ду лашкар биронд,
Қ-аз ӯ то ба душман фаровон намонд.

Хурӯше баровард, к-«Эй бандагон,
Гунаҳ кардаву бахт ҷӯяндагон!

Ҳар он к-аз шумо ӯ гунаҳгортар,
Ба ҷанг андарун номбардортар.

Ба яздон-ш бахшид шоҳи ҷаҳон,
Гуноҳе, ки кард ошкору ниҳон.

Ба тирашабон чун баромад хурӯш,
Ниҳоданд ҳар кас ба овоз гӯш.

Ҳама номдорони баҳромиён,
Ба рафтан бубастанд як-як[5] миён.

Чу барзад сар аз кӯҳ гетифурӯз,
Заминро ба малҳам биёрост рӯз.

Ҳама дашт бемард,[6] хиргоҳ буд,
Ки Баҳром з-он шаб на огоҳ буд.

Бад-он хаймаҳо дар надиданд кас,
Ҷуз аз вижаёрони Баҳрому бас.

---

[1] ИЛ — Чу омад. [2] ИЛ — нигаҳ. [3] Л — тозие. [4] Л — белор кардан. [5] Л — яксар. [6] ИЛ — бемарду.



Бахроми Чӯбина ва Хусрав.

*Амали Ризои Мусаввир. Асри XVII.*

Чу Баҳром аз он лашкар огоҳ гашт,
Биёмад бар он хаймаҳо баргузашт.

Ба ёрон чунин гуфт, к-«Акнун гурез,
Беҳ ояд зи ором бо растахез.

Шутур хост аз сорбон се ҳазор,
Ҳаюнони кафафгану пойдор.

Зи чизе ки дар ганҷ буд бурданӣ,
Зи пӯшиданиҳову густурданӣ.[1]

Зи заррину симину аз тахти оҷ,
Ҳамон ёраву тавқи заррину тоҷ.

Ҳама бор карданду худ барнишаст,
Миён аз паи бозгаштан бубаст.

**Гурехтани Баҳроми Чӯбина аз пеши Хусрав ва расидан назди хоқони Чин**

Чу хуршеди равшан биёрост гоҳ,
Талоя биёмад зи наздики шоҳ.

Ба пардасарой андарун кас надид,
Ҳамон хайма бар пою кас нопадид.

Талоя биёмад ва гуфт ин ба шоҳ,
Дили шоҳ шуд танг аз он размхоҳ.[2]

Гузин кард аз он ҷангиён се ҳазор,
Зиреҳдору баргустувонвар савор.

Ба Настӯҳ фармуд то барнишаст,
Миёни ялӣ тохтанро бубаст.

---

[1] Л — густурданиҳову афгандани. [2] ИЛ — размгоҳ.

Ҳамеронд Настӯҳ дил пур зи дард,
Набуд марди Баҳром рӯзи набард.

Ҳамон низ Баҳром бар[1] лашкараш,
Набуд эмин аз доду аз кишвараш.

Ҳамеронд бероҳу дил пур зи бим,
Ҳамебурд бо хештан зарру сим.

Ялонсинаву гурд Эзадгушасп,
Ба як сӯи лашкар ҳамеронд асп.

Ба бероҳ лашкар ҳамеронданд,
Суханҳои шоҳон ҳамехонданд.

Падид омад аз дур бечора деҳ,
Ки он деҳ набуд аз дари марди меҳ.

Ҳамеронд Баҳром пеш андарун,
Пушаймон шуда дил пур аз дарду хун.

Чу аз ташнагӣ хушк шуд-шон[2] даҳан,
Биёмад ба хони яке пиразан.

Забонҳо ба чарбӣ биёростанд,
В-аз он пиразан обу нон хостанд.

Зани пир гуфтори эшон шунид,
Яке кӯҳна ғирбол[3] пеш оварид.

Яке пора-пора бигустурд машк,[4]
Ниҳода ба ғирбол-бар нони кашк.[5]

Ялонсина барсам ба Баҳром дод,
Наёмад ҳаме дар ғам аз бож ёд.[6]

---

[1] Л — бо. [2] Л — гашташ. [3] ИЛ — ғарбел. [4] Л — намаксуд машк. [5] Л — ғарбел-бар нони хушк.

[6] ТпЗИЛ — Гирифтанд божу бихӯрданд нон,
Назора бар он номдорон занон.

Ҷу кашкин[1] бихӯрданд, май хостанд,
Забонҳо ба замзам биёростанд.

Зани пир гуфт: «Ар маят орзӯст,
Май асту яке низ кӯҳна кадуст.

Буридам кадуро, ки нав буд сараш,
Яке ҷом кардам, ниҳодам бараш».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Чун май бувад,
Аз ин хубтар ҷом худ[2] кай бувад».

Зани пир рафту май оварду ҷом,
Аз он ҷом Баҳром шуд шодком.[3]

Яке ҷом пур бар кафаш барниҳод,
Бад-он то шавад пирзан низ шод.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй моми бо фарраҳӣ,
Зи кори ҷаҳон чистат огаҳӣ?»

Бад-ӯ пирзан гуфт: «Чандон сухан,
Шунидам к-аз он гашт мағзам кӯҳан.

Зи шаҳр омад имрӯз бисьёр кас,
Ҳама ҷанги Чӯбина гӯянду бас.

Ки шуд лашкари ӯ ба наздики шоҳ,
Сипаҳбуд гурезон бишуд бо сипоҳ».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«эй покзан,
Маро андар ин достоне мазан,

Ки ин аз хирад буд Баҳромро,
В-агар баргузид аз хирад комро».

Бад-ӯ пирзан гуфт, к-«эй шӯҳрамард,
Чаро дев чашми туро хира кард!

[1] Л — хушкин. [2] Л — ҷомхо. [3] И — б. 2007, 2008 нест.

Надонӣ, ки Баҳром пури Гушасп,
Чу бо пури Ҳурмуз барангехт асп.

Бихандад бар ӯ ҳарки дорад хирад,
Қас ӯро зи гарданкашон нашмарад».[1]

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Агар орзӯ
Чунин кард, к-ӯ май хӯрад аз кадӯ.

Бар[2] ин кӯҳна ғирбол-бар[3] нони ҷав,
Ҳамедор дар пеш то ҷавдарав».

Шаб омад бад-он ҷои тира[4] бихуфт,
Қабоҷомаву ҷавшанаш[5] зер суфт.[6]

На хоб омад ӯро, на ором ёфт,
Ҳаме ком ҷуст уву ноком ёфт.[7]

Чу хуршед бар чарх букшод роз,
Сипаҳдори ҷангӣ бизад табл боз.

Биёвард чандон ки будаш сипоҳ,
Гаронмоягон баргирифтанд роҳ.

Ба раҳ-бар яке найситон буд нав,
Басе андар ӯ мардуми найдарав.[8]

Чу аз дур диданд Баҳромро,
Яке лашкари гашни худкомро.

Ба Баҳром гуфтанд: «Анӯша бадӣ,
Зи роҳи наистон чаро омадӣ?

Фаровон сипоҳ аст пеш андарун,
Ҳаме ҷангро даст шуста ба хун».

---

[1] И — б. 2016, 2019 нест. [2] Л — Ту. [3] Л — ғурболу ин. [4] Л — Бад-он ҳамхӯриш як шаб онҷо. [5] Л — ҷавшане. [6] Л — б. 2021 нест. [7] Л — б. 2022 нест. [8] И — б. 2024, 2025 нест.

Чунин гуфт Баҳром, к-«эдар савор
Набошад ҷуз аз лашкари шаҳриёр.

Шунидам, ки чун мо зи пардасарой
Басечидани роҳ кардем рой,

Ҷаҳондор бугзид Настӯҳро,
Або ӯ яке лашкар анбӯҳро.[1]

Бад-он то биёяд паси мо дамон,
Чу бинам, сар орам бар ӯ-бар замон».

Ҳама аспро тангҳо баркашид,
Ҳама гирд бар гирди лашкар кашид.

Саворон сабук баркашиданд танг,
Гирифтанд шамшери ҳиндӣ ба чанг.

Ҳама найситон оташ андар заданд,
Сипаҳро якояк баҳам барзаданд.[2]

Наистон саросар шуд афрӯхта,
Яке куштаву дигаре сӯхта.

Чу Настӯҳро дид Баҳроми гурд,
Инон бораи тезтагро супурд.

Зи зин баргирифташ ба хамми каманд,
Бубастанд бемоя дасташ ба банд.[3]

Ҳамехост Настӯҳ аз ӯ зинҳор,
Ҳамегуфт, к-«эй номвар шаҳриёр,

Чаро рехт хоҳӣ ҳаме хуни ман,
Бубахшой бар бахти воруни ман.

---

[1] ТпЗ — Або сеҳазор аз саворони мард,
Куҷо пой доранд рӯзи набард.

[2] И — ҳама сар заданд. [3] И — б. 2037, 2038 нест.

Макуш мар маро то давон пеши ту
Биёям, бувад зор дарвеши ту».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Ман чун ту мард
Нахоҳам, ки ёбам ба дашти набард.

Набуррам саратро, ки нанг оядам,
Ки чун ту саворе ба ҷанг оядам.

Чу ёбӣ раҳоӣ зи дастам, бипӯй,
Зи ман ҳарчи дидӣ ба Хусрав бигӯй».

Чу бишнид Настӯҳ, рӯи замин
Бибӯсиду бисьёр кард офарин.

В-аз он беша Баҳром шуд то ба Рай,
Або он далерони фархундапай.

Бибуду баросуду з-онҷо бирафт,
Ба наздики хоқон хиромид тафт.

**Номаи Хусрави Парвиз ба Қайсар ба пирӯзӣ ва посухномаи Қайсар**

Аз он рӯй Хусрав бад-он размгоҳ
Биёмад, ки Баҳром буд бо сипоҳ.

Ҳама размгоҳаш ба тороҷ дод,
Сипаҳро ҳама бадраву тоҷ дод.

Яке бораи тезрав[1] барнишаст,
Миёнро зи баҳри парастиш бубаст.

Ба пеш андар омад яке хорсон,
Пиёда бибуд андар он корсон.

Биғалтид бар[2] пеши яздон ба хок,
Ҳамегуфт, к-«эй довари доду[3] пок.

---

[1] И — тезтак. [2] ИЛ — дар. [3] Л — додпок.

Ту душман аз ин бум бардоштӣ,
Ҳама кор аз андоза[1] бугзоштӣ.

Парастандаву носазо бандаам,
Ба фармони доранда[2] пӯяндаам.

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба пардасарой,
Биёмад ба наздики ӯ раҳнамой.

Бифармуд то пеши ӯ шуд дабир,
Набиштанд аз ӯ[3] номае бар ҳарир.

Зи чизе ки рафт андар он размгоҳ,
Ба қайсар набишт андар он нома шоҳ,

Нахуст офарин кард бар додгар,
Қ-аз ӯ дид мардиву бахту ҳунар.

Дигар гуфт, к-аз кирдгори ҷаҳон,
Ҳама некӯӣ дидам андар ниҳон.

Ба Озаргушасп омадам бо сипоҳ,
Давон пеш бозомадам кинахоҳ.

Бад-он гуна танг андар омад ба ҷанг,
Ки бар ман бибуд ҷои пайкор танг.

Чу яздони покаш набуд дастгир,
Бимурд он дами оташи[4] доругир.

Чу бечоратар гашту лашкар намонд,
Гурезон ба шабгир аз эдар биронд.

Ҳама лашкарашро ба ҳам барзадем,
Ба лашкаргаҳаш оташ андар задем.

Ба фармони яздони пирӯзгар,
Бубандам варо низ роҳи гузар.

---

[1] Л—андеша. [2] Л—додор. [3] Л—Навиштанд пас. [4] ИЛ—оташу.

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Фиристодагон баргирифтанд роҳ.

Фиристода бо номаи шаҳриёр,
Бишуд то дари қайсари номдор.

Чу он нома бархонд қайсар, зи тахт
Фуруд омад он марди бедорбахт.

Ба яздон чунин гуфт, к-«эй раҳнамой,
Ҳамеша туӣ ҷовидона ба ҷой.

Ту пирӯз кардӣ мар он бандаро,
Қашанда [1] туӣ марди афгандаро.

Фаровон ба дарвеш динор дод,
Ҳамон хӯрданиҳо ба хирвор [2] дод.

Ҳамон номаро низ посух навишт,
Ба сони дарахте ба боғи биҳишт.

Сари нома кард аз ҷаҳондор ёд,
Худованди пирӯзиву фарру дод.

Худованди моҳу худованди ҳур,
Худованди рӯзу [3] худованди зӯр.

Бузургиву некахтарӣ з-ӯ шинос,
В-аз ӯ дор то зинда бошӣ сипос.

Ҷуз аз доду хубӣ макун дар ҷаҳон,
Чи дар ошкоро, чи андар ниҳон.

Яке тоҷ, к-аз қайсарон ёдгор
Ҳамедошт, то худ [4] кай ояд ба кор.

Яке хусравӣ тавқу ду гӯшвор,
Саду шаст ҳам [5] ҷомаи зарнигор.

---

[1] Л — Кашида. [2] Л — Ҷуз он хӯрданиҳои бисьёр. [3] ИЛ — фарру. [4] Л — Ҳамедоштам то. [5] Л — Ҳазору сад аз.

Дигар сӣ[1] шутурвор динор буд,
Ҳам он дурру ёқут бисьёр буд.

Яке сабзхафтон ба зар бофта,
Бару шӯшаҳо бар гуҳар тофта,[2]

Салибе фиристод гавҳарнигор,
Яке тахт пур гавҳари шоҳвор.

В-аз он файласуфони румӣ чаҳор,
Бирафтанд бо ҳадьяву бо нисор.[3]

Пазира фиристод Хусрав савор,
Гаронмоягони гиромӣ ҳазор.

Бузургон ба наздики Хусрав шуданд,
Ҳама пок бо ҳадьяи нав шуданд.

Чу Хусрав нигаҳ карду нома бихонд,
Аз он хоста дар шигифтӣ бимонд.

Ба дастур гуфт он замон шаҳриёр,
Ки «он ҷомаи руми гавҳарнигор.

На оини пурмоя деҳқон бувад,
Ки он ҷомаи ҷосалиқон бувад,

Чу бар ҷомаи мо чалепо бувад,
Нишаст андар оини тарсо бувад,

В-агар ман напӯшам, биёзорад ӯй,
Ҳамоно дигар чиз пиндорад ӯй.

В-агар пӯшам, ин номдорон ҳама
Бигӯянд, к-ин шаҳриёри рама,

[1] Л — зи зар сад. [2] Л — Сари шушаи зарри бартофта; И — б. 2080 нест.

[3] Тп — Чу омад ба Хусрав аз он огаҳӣ,
Аз он файласуфони бофарраҳӣ.

Магар к-аз паи чиз тарсо шудаст,
Қи андар миёни чалепо шудаст».

Ба Хусрав чунин гуфт пас раҳнамой,
Ки «Дин нест шоҳо, ба пӯшиш ба пой.

Ту бар дини зардушт пайғамбарӣ,
Агарчанд пайвастаи қайсарӣ».

Бипӯшид пас ҷомаро шаҳриёр,
Биёвехт он тоҷи гавҳарнигор.[1]

Бирафтанд румиву ирониён,
Зи ҳаргунае мардум андар миён.

Қасе к-аш хирад буду он ҷома дид,
Бидонист, к-ӯ рои қайсар гузид.

Дигар гуфт, к-ин шаҳриёри ҷаҳон,
Ҳамоно, ки тарсо шуд андар ниҳон.

**Хашм гирифтани Ниётус бар Биндуй ва оштӣ кардани Марьям дар миёншон**

Дигар рӯз Хусрав биёрост гоҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ.

Ниҳоданд дар гулшани сур хон,
Чунин гуфт пас:[2] «Румиёнро бихон».

Биёмад Ниётус бо румиён,
Нишастанд бо файласуфон ба хон,

Чу Хусрав фуруд омад аз тахти бор,
Або ҷомаи руми гавҳарнигор.

---

[1] ТпЗЛ — Бифармуд то парда бардоштанд,
Меҳонро зи даргоҳ бугзоштанд.

[2] Л — Ба гав гуфт: «рав».

Хиромид хандон бари хон нишаст,
Бишуд тез Биндӯй барсам ба даст.

Ҷаҳондор бигрифту[1] андар ниҳон,
Ба замзам ҳаме рой зад бо радон.[2]

Ниётус чун[3] дид биндохт нон,
Аз[4] ошуфтагӣ боз пас шуд зи хон.

Ҳамегуфт божу чалипо ба ҳам,
Зи қайсар бувад бар Масеҳо ситам.

Чу Биндӯй дид он, бизад пушти даст,
Ба хон-бар ба рӯи чалепопараст.

Ғамӣ гашт аз он кор Хусрав чу дид,
Ба рухсора[5] шуд чун гули шанбалид.

Ба Густаҳм гуфт: «Ин гави бехирад,
Набояд, ки бо доваре май хӯрад.

Варо бо Ниётуси румӣ чӣ кор,
Тани хешро кардӣ имрӯз[6] хор».

Ниётус аз он ҷойгаҳ барнишаст,
Ба лашкаргаҳи хеш шуд ниммаст.

Бипӯшид руми зиреҳ размро,
Зи баҳри табаҳ кардани базмро.

Саворони румӣ ҳама ҷангҷӯй,
Ба даргоҳи Хусрав ниҳоданд рӯй.

Ҳамонгаҳ зи лашкар саворе чу бод,
Ба Хусрав фиристод руминажод.

Ки Биндӯи нокас чаро пушти даст,
Занад бар рухи марди яздонпараст!

[1] Л — бигрифт. [2] Л — меҳон. [3] Л — к-он. [4] Л — зи. [5] Л — рухсор. [6] Л — кард аз ин ҷанг.

Ки ӯро фиристӣ ба наздики ман,
В-агарна бубин шӯриши анҷуман.

Зи ман беш печӣ аз он каҷраҳӣ,[1]
Ки ҷӯяд ҳаме тахти шоҳаншаҳӣ».

Чу бишнид Хусрав барошуфту гуфт,
Ки «Кас дини яздон наёрад нуҳуфт.

Каюмарсу Ҷамшед то Кайқубод,
Касе аз Масеҳо накарданд ёд.

Мабодо, ки дини ниёгони хеш,
Гузида ҷаҳондору[2] покони хеш,

Гузорам ба дини Масеҳо шавам,
Нагирам ба хон божу тарсо шавам.

Ту танҳо ҳаме кажж гирӣ шумор,
Ҳунар дидам аз румиён рӯзгор».

Ба Хусрав чунин гуфт Марьям, ки «ман
Ба пой оварам ҷанги ин анҷуман.

Ба ман деҳ сарафроз Биндӯйро,
Ки то румиён аз паи рӯйро,

Бибинанду боз орамаш тандуруст,
Касе беҳуда ҷанг ҳаргиз наҷуст».[3]

Фиристод Биндӯйро шаҳриёр,
Ба назди Ниётус бо даҳ савор.

Ҳамон низ Марьям зани ҳушманд,
Ки будӣ лабонаш ҳамеша ба панд.

Бад-ӯ гуфт: «Рав бо бародар, падар,
Бигӯ, эй бадандеша пархош(в)ар,

---

[1] Л — К-аз он бадраҳӣ. [2] Л — ҷаҳондор. [3] И — б. 2091—2124 нест.

Надидӣ, ки бо шоҳ қайсар чӣ кард,
Зи баҳри бузургиву нангу набард?!

Зи пайванду хешиву аз хоста,
Зи мардону аз ганҷи ороста.

Ту пайванди хешӣ ҳаме барканӣ,
Ҳамон фарри қайсар зи ман бифганӣ.[1]

Зи қайсар шунидӣ, ки Хусрав зи дин —
Бигардад, чу ояд ба Эронзамин?

Надонӣ, ки деҳқон зи дини куҳан
Напечад, чаро хом гӯӣ сухан?

Ту Биндӯйро сар ба оғӯш гир,
Магӯй эч гуфтори нодилпазир.

Гар ӯ аз паи дин шавад зиштгӯй,
Ту аз беҳирад ҳушмандӣ маҷӯй.

Мадеҳ ранҷу кирдори қайсар ба бод,
Мабодо, ки панди манояд-т ёд».

Ҳам он Хусраваш дод пайғом низ,
Ки Биндӯйро ман надорам ба чиз.[2]

Ба хуни падар ман ҷигархастаам,
Қамар бар миён сӯгро бастаам.

Дили ман саросар пур аз кини ӯст,
Забонам пур аз ранҷу нафрини ӯст.

Чу бишнид Марьям, биёмад чу бод,
Бар ӯ-бар чунин достон кард ёд.[3]

---

[1] И — б. 2128—2130 нест. [2] И — Пас аз б. 2136 ин б. омада:

Ки ҷорам аз ӯ дард дар дил басе,
На огоҳ буд з-он сухан ҳар касе.

[3] ИЛ — б. 2139 нест.

Зи Марьям Ниётус пазруфт панд,
Наёмад-ш гуфтори ӯ нописанд.[1]

Чу Биндӯйро дид бар пой хост,
Зи ганҷури пурмоя болой хост.

Бипурсиду хандиду кардаш нисор,
Бирафтанд ҳарду бари шаҳриёр.

Чу Хусрав Ниётусро дид гуфт,
Ки «Некӣ наҷӯяд дили марди зуфт.

Наҷустаст Биндӯй ҷуз шӯру ҷанг,
Ту гетӣ ба мо-бар макун тору танг.[2]

Ба тезӣ мадеҳ ранҷи Қайсар ба бод,
Бимон, то бибошем якчанд шод.

Ниётус гуфт: «Эй ҷаҳондор[3] шоҳ,
Хирадмандӣ аз масти румӣ маҳоҳ.

Ту бас кун ба дини ниёгони хеш,
Хирадманд мардум нагардад зи кеш».

Бар ин гуна то шуд суханшон дароз,
Ба лашкаргаҳ омад Ниётус боз.

## Бозгаштани Ниётус ва румиён аз Эрон назди Қайсари Рум

Ба Харроди Барзин бифармуд шоҳ,
Ки ҷои араз[4] созу девон бихоҳ.

Ҳама лашкари румиён арз кун,
Ҳар он кас, ки ҳастанд нав ё куҳун.

---

[1] ТпЗ — Ҳам аз кори Биндӯй дил кард нарм,
Куҷо дошт аз рӯи Бандӯй шарм.

[2] И—б. 2139—2144 нест. [3] И—хирадманд; Л—сарафроз. [4] Л—куҷо арзгаҳ.

Ду девон бидеҳ румиёнро зи ганҷ,
Ба додан набояд, ки бинанд ранҷ.[1]

Ҳасе к-ӯ ба хилъат сазовор буд,
Куҷо рӯзи ҷанг аз дари кор буд.

Бифармуд то хилъат оростанд,
Зи дар аспи пурмоягон хостанд.

Ниётусро дод чандон гуҳар,
Чи аспу парастори[2] зарринкамар.

Қ-аз андозаи ҳадья бартар гузошт,
Сарашро[3] зи пурмоягон барфарошт.[4]

Ҳар он шаҳр, к-аз Рум бистуд Қубод,
Чи Ҳурмуз, чи Қисрои фаррухнажод.

Ниётусро доду бинвишт аҳд,
Бар он ҷоми ҳанзал пароганд шаҳд.

Бирафтанд пас румиён сӯи Рум,
Аз он марзи ободу ободбум.

Ду манзил бишуд Хусрави сарфароз,
Варо кард падруду пас гашт боз.[6]

Дигар ҳафта бардошт бо даҳ савор,
Ки буданд бинодилу номдор.

Зи лашкаргаҳ омад ба Озаргушасп,
Ба гунбад нигаҳ карду бугзошт асп.[5]

Пиёда ҳамерафт дида пуроб,
Ба зардӣ ду рухсора чун офтоб,

[1] И—б. 2150, 2151 нест. [2] Л—Ҳам он чавшану худу. [3] Л—Ҳам ӯро. [4] И — б. 2154, 2155 нест; Л — баргузошт. [5] ИЛ — б. 2158, 2159 нест. [6] И — б. 2161 нест.

Чу аз дар ба наздики оташ[1] расид.
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

Яке[2] ҳафта мехонд[3] Устову Занд,
Ҳамегашт бар гирди озар нажанд.

Ба ҳаштӯм биёмад зи оташкада,
Чу наздик шуд рӯзгори сада.

Зи заррину симин, гавҳарнигор,
Зи динору аз гавҳари шоҳвор,

Ба оташ бидод ончи пазруфта буд,
Сухан ҳарчи пеши радон гуфта буд.[4]

Ба дарвеш бахшид ганҷе дирам,
Намонд андар он буму бар кас дижам.

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба Андев шаҳр,
Ки бардорад аз рӯзи шодиш баҳр.

Ки аз кишвари Шӯрсон буд марз,
Қасе хоки ӯро надонист арз.

Ба айвон, ки Нӯшинравон карда буд,
Басе рӯзгор андар он бурда буд.

Гаронмоя кохе[5] биёростанд,
Ҳамон тахти заррин бупеПосле.

Биёмад ба тахти ниё барнишаст,
Ҷаҳондори пирӯзи яздонпараст.

Бифармуд то пеши ӯ шуд дабир,
Ҳамон роҳбар мӯъбади тезвир.[6]

Набиштанд маншури эрониён,
Ба расми бузургону фаррухмеҳон.

---

[1] И — озар. [2] ИЛ — ду. [3] ИЛ — ҳамехонд. [4] ИЛ — б. 2167 нест. [5] Л — ҷое. [6] ИЛ — дастгир.



Ҷанги Баҳроми Чӯбина бо Хусрав.

*Амали Ризои Мусаввир. Асри XVII.*

Бад-он кор Биндӯй буд кадхудой
Ҷаҳондидаву роду фархундарой

Хуросон саросар ба Густаҳм дод,
Бифармуд то нав кунад расму дод.

Ба ҳар кор дастур буд Бурзмеҳр,
Дабире ҷаҳондидаву хубчеҳр,

Чу дар коми ӯ дид гардандачарх,
Бубахшид Доробгурду Ситарх.

Ба маншур-бар мӯҳри заррин ниҳод,
Яке дар кафи Ромбарзин ниҳод.

Бифармуд то сӯи Шопур бурд,
Парастандаву хилъат ӯро супурд.

Дигар мӯҳр Хусрав сӯи Андиён,
Бифармуд бурдан ба расми каён.

Ҳама шаҳри Кирмон мар ӯро супурд,
Ки Хусрав варо аз бузургон шумурд.

Дигар кишвареро ба Гурдӯй дод,
Бар он нома-бар мӯҳри заррин ниҳод.

Ба Болӯй дод он замон шаҳри Чоч,
Фиристод маншур бо тахти оҷ.

Калиди дари ганҷҳо баршумурд,
Саросар ба пури Тухора супурд.[1]

Бифармуд то ҳар ки меҳтар буванд,
Ба фармони Харроди Барзин шаванд.[2]

[1] ТпЗ — Чу ин кардэ шуд шаҳриёри ҷаҳон,
Нигоҳ кард сӯи кеҳону меҳон.

[2] Л — раванд

Ба гетӣ раванда шавад коми ӯй,
Ба маншурҳо-бар бувад номи ӯй.

Зи лашкар ҳар он кас, ки ҳангоми кор
Бимонданд бо номвар шаҳриёр.

Ҳаме хилъати хусравӣ додашон,
Ба шоҳӣ ба марзе фиристодашон,

Ҳамегашт гӯё мунодигаре,
Хушовоз, бедордил меҳтаре.

Ки эй зердастони шоҳи замин,
Махонед кас ҷуз ба дод офарин,

Маҷӯед кину марезед хун,
Мабошед бар кори бад раҳнамун.

Гар аз зердастон бинолад касе,
Ки аз лашкарӣ ранҷ ёбад басе,

Наёбад ситамгора ҷуз дор ҷой,
Ҳамон ранҷи оташ ба дигар сарой.

Ҳама подшоҳед бар ганҷи хеш,
Қасеро, ки гирд омад аз ранҷи хеш.

Хӯреду диҳед онки доред чиз,
Қасе к-ӯ надоранд, хоҳанд низ.

Ба ҳар шорсон-дар яке ганҷи мост,
Зи ранҷи ниёгон, гар аз ранҷи мост.

Ба ганҷур гуфтем то ҳарки чиз —
Надорад, диҳад пӯшишу хӯрд низ.

Наёбад [1] хуриш бомдоди [2] пагоҳ,
Се ман меситонад [3] зи ганҷури шоҳ [4]

---

[1] Л — Чу ёбад [2] И — бомдодон. [3] Л — май биёбад.

[4] ТпЗ — Ҷаҳон шуд зи додаш биҳишти барин,
Ба Парвиз кардан сазад офарин.

Ба паймон, ки хонад бар ӯ офарин,
Бикӯшад, ки обод дорад замин.

Гар эдун, ки з-инсон бувад подшо,
Беҳ аз донишуманди нопорсо.

### Зории Фирдавсӣ аз мурдани фарзанди хеш

Маро сол бугзашт бар шасту панҷ,
На некӯ бувад гар биёзам[1] ба ганҷ,

Магар баҳра гирам ман[2] аз панди хеш,
Барандешам аз марги фарзанди хеш.

Маро буд навбат, бирафт он ҷавон,
Зи дардаш манам чун тани беравон.

Шитобам ҳаме то магар ёбамаш,
Чу ёбам ба беғора биштобамаш.

Ки навбат маро буд бекоми ман,
Чаро фартиву бурдӣ ороми ман.

Зи бадҳо ту будӣ маро дастгир,
Чаро роҳ ҷустӣ зи ҳамроҳи пир.

Магар ҳамраҳони ҷавон ёфтӣ,
Ки аз пеши ман тез биштофтӣ.

Ҷавонро чу шуд сол бар сиву ҳафт,
На бар орзу рафт[3] гетӣ, бирафт.

Ҳамебуд ҳамвора бо ман дурушт,
Барошуфту якбора бинмуд пушт.

---

[1] Л — бинозам. [2] ИЛ — баргирам. [3] ИЛ — ёфт.

Бирафту ғаму ранҷаш эдар[1] бимонд,
Дилу дидаи ман ба хун дарнишонд.

Қунун ӯ сӯи рӯшной расид,
Падарро ҳаме ҷой хоҳад гузид.

Баромад чунин рӯзгоре дароз,
Қ-аз он ҳамраҳон кас нагаштанд боз.

Ҳамоно маро чашм дорад ҳаме,
Зи дер омадан хашм дорад ҳаме.

Маро шасту панҷу варо сию[2] ҳафт,
Напурсид аз ин пиру танҳо бирафт.

Вай андар шитобу ман андар диранг,
Зи кирдорҳо то чи ояд ба чанг.

Равони ту доранда равшан кунод,
Хирад пеши ҷони ту ҷавшан кунод.

Ҳамехоҳам аз довари кирдгор,
Зи рӯзидеҳи пок парвардигор,

Ки яксар бубахшад гуноҳи туро[3],
Дурахшон кунад тирагоҳи туро.[4]

### Достони Баҳроми Чӯбина бо Ҳоқони Чин

Қунун достонҳои дерина гӯй,
Суханҳои Баҳроми Чӯбина гӯй,

Ки чун ӯ сӯи шаҳри туркон расид,
Ба назди сарону бузургон расид,

Зи гурдони бедордил даҳ ҳазор,
Пазира шудандаш гузидасавор.

---

[1] Л — дарду ранҷаш [2] Л — Варо сол сӣ буд, маро шасту.
[3] Л — варо. [4] Л — тирамоҳи варо.

Писар бо бародар-ш пеш андарун,
Або ҳар яке мӯъбаде раҳнамун.

Чу омад бари тахти хоқон фароз,
Бар ӯ офарин карду бурдаш намоз.

Чу хоқон варо дид бар пой ҷаст,
Бибӯсиду бистурд рӯяш ба даст.

Бипурсид бисьёр-ш аз ранҷи роҳ,
Зи ранҷу [1] зи пайкори шоҳу сипоҳ.

Ҳам Эзадгушаспу Ялонсинаро
Бипурсиду гурдони пуркинаро.[2]

Чу Баҳром бар тахти симин нишаст,
Гирифт ошно дасти хоқон [3] ба даст.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари б-офарин,
Сипаҳдору [4] солори туркону [5] Чин,

Ту донӣ, ки аз шаҳриёри ҷаҳон,
Набошад касе эмин андар ниҳон.

Биёсояд [6] аз ранҷ, бигзоядаш,
Таносон зияд, ранҷ бифзоядаш.

Гар эдун ки эдар пазирӣ маро,
Ба ҳар неку бад даст гирӣ маро,

Бад-ин марзи бо арз [7] ёри туам,
Ба ҳар неку бад дастьёри [8] туам.

В-агар ҳеч ранҷ оядат, бугзарам,
Заминро саросар ба пай биспарам.

Гар эдун, ки бошӣ ту ҳамдостон,
Аз эдар шавам сӯи Ҳиндустон».

---

[1] Л — ҷангу. [2] ИЛ — Бипурсид Харроди Барзинаро. [3] И — хусрав. [4] И—сипаҳдор. [5] Л—туркони. [6] Л—Баросояд. [7] ИЛ— беёр. [8] ИЛ — ғамгусори.

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «эй сарфароз,
Бад-ин рӯз ҳаргиз мабодат ниёз.

Бидорам туро ҳамчу пайванди хеш,
Чи пайванд, бартар зи[1] фарзанди хеш.

Ҳама бум бо ман бад-ин ёваранд,
Агар кеҳтаронанд, агар меҳтаранд.

Туро бар сарон сарфарозӣ диҳам,
Ҳам аз меҳтарон бениёзӣ диҳам».

Бад-ин низ Баҳром савганд хост,
Забон буду бар ҷони ӯ банд хост.

Бад-ӯ гуфт хоқон: «Ба бартар худой,
Ки ҳаст ӯ марову туро раҳнамой,

Ки то зиндаам вижа ёри туам,
Ба ҳар неку бад ғамгусори[2] туам».

В-аз он пас ду айвон биёростанд,
Зи ҳаргунае ҷомаҳо хостанд.

Парастандаву пӯшишу хӯрданӣ,
Зи чизе ки боист густурданӣ,

Зи զарринy симин, ки ояд ба кор,
Зи динору аз гавҳари шоҳвор.

Фиристод хоқон ба наздики ӯй,
Дурахшанда шуд ҷони торики ӯй.

Ба чавгону маҷлис ба дашти шикор,
Нарафтӣ магар, к-ӯ будӣ ғамгусор.

Бар ин гуна мебуд хоқони Чин,
Ҳамехонд Баҳромро офарин.

---

[1] Л — бал ҳамчу. [2] Л — ҳама чокару дӯстдори.

Яке номдоре, ки буд ёри ӯй,
Ба разм андарун дастбардори ӯй.

Аз ӯ меҳ ба гавҳар Мақотура ном,
Қи хоқон аз ӯ ёфтӣ ному ком.

Ба шабгир наздики хоқон шудӣ,
Ду лабро ба ангушти худ барзадӣ.

Бар он сон ки кеҳтар кунад офарин,
Бар он номбардор, солори Чин.

Ҳамонгоҳ динор бурдӣ ҳазор,
Зи ганҷи ҷаҳондидаи номдор.

Ҳамебуд Баҳром якчанд гоҳ,
Ба хоқон ҳамекард хира нигоҳ.

Бихандид як рӯз гуфт: «Эй баланд,
Туӣ бар меҳони ҷаҳон арҷманд,

Ба ҳар бомдоде, ба ҳангоми бор,
Чунин турк динор ёбад [1] ҳазор.

Ба бахшишу гар бистгонӣ [2] бувад,
Ҳама баҳри ӯ зарриқони бувад».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «оини ман [3] —
Чунин асту ороиши дини ман.[4]

Қи аз мо ҳар он кас, ки ҷангитар аст,
Ба ҳангоми сахтӣ дирангитар аст,

Чу хоҳад фузунӣ, надорем боз,
Ҳаме оз варзад ба роҳи ниёз.

Фузунӣ мар ӯрост бар мо кунун,
Ба динор хонем бар вай фусун.

[1] Л — Чу ин турк динор хоҳад; И — Чунин бадра динор бояд.
[2] Л — бешгонӣ. [3] Л — мо. [4] Л — мо.

Чу з-ӯ бозгирам, бичӯшад сипоҳ,
Зи лашкар шавад рӯзи равшан сиёҳ».

Ҷаҳонҷӯй гуфт: «Эй сари анҷуман,
Ту кардӣ варо чира бар хештан.

Чу бошад ҷаҳондор бедору гурд,
Ҷаҳонро ба кеҳтар набояд супурд.

Агар з-ӯ раҳонам туро шоядат,
В-агар вижа озарми ӯ боядат»?

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «фармон туроcт,
Бад-ин орзу рою паймон туроcт.

Маро гар тавонӣ раҳонид аз ӯй,
Сар оварда бошӣ ҳама гуфтугӯй».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Акнун пагоҳ,
Чу омад Мақотура динорхоҳ,

Маханду бар ӯ хеч макшой чашм,
Мадеҳ посухаш, гар диҳӣ, ҷуз ба хашм».

Гузашт он шабу бомдоди[1] пагоҳ,
Биёмад Мақотура динорхоҳ.

Ҷаҳондор хоқон бад-ӯ нангарид,
На гуфтори он турки ҷангӣ шунид.

Зи хоқон Мақотура омад ба хашм,
Якояк барошуфту букшод чашм.

Ба хоқон чунин гуфт, к-«Эй номдор,
Чаро гаштам имрӯз пеши ту хор?

Ҳамоно ки ин меҳтари порсӣ,
Ки омад бад-ин марз бо ёр сӣ.

[1] И — бомдодон.



Кушта шудани Баҳром пури Сиёвуш аз дасти.
Баҳроми Чӯбина. *Амали Ризои Мусаввир. Асри XVII.*

Бикӯшад ҳаме то бу печӣ зи дод,
Сипоҳи туро дод хоҳад бабод».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй ҷангҷӯй,
Чаро тез [1] гаштӣ бад-ин гуфтугӯй?

Чу хоқон барад роҳи [2] фармони ман,
Хирадро напечад зи паймони ман,

Намонам, ки ой ту ҳар бомдод,
Таносон диҳӣ ганҷи ӯро ба бод.

Бар он не, ки ҳастӣ ту сесад савор,
Ба разм андарун шер гирӣ шикор.

Наярзад, ки ҳар бомдори пагоҳ,
Ба харвор динор хоҳӣ зи шоҳ».

Мақотура бишнид гуфтори ӯй,
Сараш [3] гашт пуркин зи озори [4] ӯй.[5]

Ба хашму ба тундӣ биёзид чанг,
Зи таркаш биёвард [6] тире ханданг.

Ба Баҳром гуфт: «Ин нишони ман аст,
Ба разм андарун тарҷимони ман аст.

Чу фардо биёӣ бад-ин боргоҳ,
Ҳамедор пайкони моро [7] нигоҳ».

Чу бишнид Баҳром, шуд тезҷанг,
Биёмад яке теғи ҳиндӣ ба чанг.

Бад-ӯ доду гуфт: «Ин туро ёдгор
Бидору бубин, то кай ояд ба кор!» [8]

Мақотура аз пеши хоқон бирафт,
Биёмад сӯи хирагаҳи хеш тафт.

---

[1] Л — хира. [2] Л — рою. [3] И — Дилаш. [4] И — бозори. [5] Л—пардарду пуроб рӯй. [6] ИЛ—баровард. [7] Л—ӯро. [8] И—б. 2287 нест.

### Кушта шудани Мақотура ба дасти Баҳроми Чӯбина

Чу шаб домани тира андар кашид,
Сапеда зи кӯҳи сияҳ бардамид,

Мақотура пӯшид хафтони ҷанг,
Биёмад яке теғи тӯрӣ[1] ба чанг.

Чу Баҳром бишнид, болой хост,
Ҳамон ҷавшани хусраворой хост.

Гузиданд ҷое ки ҳаргиз паланг
Бар он шаххи беоб нанҳод чанг.[2]

Чу хоқон шунид ин сухан барнишаст,
Бирафтанд туркони хоқонпараст.

Бад-он кор то з-ин ду шери дамон,
Киро пештар хоҳад омад замон.

Мақотура чун шуд ба дашти набард,
Зи ҳомун ба абр андаровард гард.

Ба Баҳроми гарданкаш овоз дод,
Ки «Акнун зи мардӣ чӣ дорӣ ба ёд?!

Ту хоҳӣ бад-ин ҷанг шуд[3] пешдаст,
В-агар шердил турки хоқонпараст».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Пешӣ ту кун,
Ки ин пай ту афгандӣ андар[4] сухан».

Мақотура кард аз ҷаҳондор ёд,
Ду зоғи камонро ба зеҳ барниҳод.

Зеҳу тир бигрифт шодон ба даст,
Чу шуд ғарқа пайкон-ш букшод шаст.

---

[1] И — ҳиндӣ. [2] Л — дашту ҳомун нарафтӣ ба ҷанг. [3] Л — будан ҷангро. [4] Л — Куҷо пай ду афгандай ин.

Бизад бар камаргоҳи марди савор,
Насуфт оҳан аз оҳани обдор.

Замоне ҳамебуд Баҳром дер,
Қи то шуд Мақотура аз ҷанг сер.

Мақотура пиндошт, к-ӯ шуд табоҳ,
Хурӯшиду баргашт аз он размгоҳ.

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй размҷӯй,[1]
Накуштӣ маро, сӯи хиргаҳ мапӯй.

Ту гуфтӣ сухан, бошу посух шунав,
Агар бишнавӣ, зинда монӣ, бирав!

Нигаҳ кард ҷавшангузоре хаданг,
Қи оҳан шудӣ пеши ӯ мумранг.[2]

Бизад бар миёни савори далер,
Сипаҳбуд шуд аз разму динор[3] сер.

Мақотура чун ҷангро[4] барнишаст,
Бародар ду пояш ба зин-бар[5] бубаст.

Ба рӯй андар омад ду дида пуроб,
Ҳамон зини турӣ шудаш ҷои хоб.[6]

Чу хаста шуд аз тир, бар зин бимонд,
Зада шуд ва ҳам аспи ҷангӣ биронд.[7]

Ба хоқони Чин гуфт, к-«Эй комҷӯй,
Ҳаме гӯркан хоҳад ин номҷӯй».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Беҳтар бубин,
Ки ӯ зинда хуфтаст бар пушти зин».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй пурманаш,
Ҳам акнун ба хок андар ояд танаш.

---

[1] Л — ҷангҷӯй. [2] ИЛ — нарму санг. [3] Л — пайкор. [4] Л — хингро. [5] Л — зин-дар. [6] Л — б. 2309 нест. [7] И — б. 2309, 2310 нест.

Тани душмани ту чунин хуфта бод,
Ки ӯ хуфта бар аспи туринажод.

Саворе фиристод хоқон далер,
Ба наздики он номдори чу шер.

Варо баставу кушта диданд хор,
Баросуда аз гардиши рӯзгор.

Бихандид хоқон ба худ[1] дар ниҳон,
Шигифт омадаш з-он савори ҷаҳон.

Пурандеша шуд то ба айвон расид,
Кулоҳаш зи шодӣ[2] ба кайвон расид.

Салеҳу дирам хосту аспу раҳӣ,
Ҳам он тоҷу ҳам[3] тахти шоҳаншаҳӣ.

Зи динору аз гавҳари шоҳвор,
Зи ҳаргунае олати корзор.

Фиристода аз пеши хоқон бибурд,
Ба ганҷури Баҳроми ҷангӣ супурд.

**Куштани дад духтари Ҳоқонро**

Чу чанде баромад бар ин рӯзгор,
Шабу рӯз осоиш омӯзгор.[4]

Чунон буд, ки дар кӯҳи Чин он замон,
Даду дом будӣ фузун аз гумон.

Даде буд меҳтар зи аспе ба тан,
Ба сар-бар ду гесу сияҳ чун расан.

---

[1] Л — ба дил. [2] Л — айвон. [3] Л — зевару.

[4] Тп — Ҳамебуд Баҳром бо хобу х(в)ард,
Баросуда аз кори нангу набард.

Танаш зарду гӯшу даҳонаш сиёҳ,
Надидӣ кас ӯро магар гармгоҳ.[1]

Ду чангаш ба кирдори чанги ҳизабр,
Хурӯшаш ҳаме баргузаштӣ зи абр.

Варо шери капӣ ҳамехонданд,
Зи ранҷаш бару бум дармонданд.

Савору пиёда кашидӣ ба дам,
Шуда рӯз аз ӯ бар далерон дижам.

Яке духтаре дошт хоқон чу моҳ
Агар[2] моҳ дорад ду зулфи сиёҳ.[3]

Ду лаб[4] сурху бинӣ чу меҳи[5] дирам,
Ду беҷода хандон, ду наргис дижам.

Бад-он духт ларзон будӣ мому боб,
Агар тофтӣ бар сараш офтоб.

Чунон буд, ки рӯзе биёмад ба дашт,
Ҳаме гирди он марғзорон бигашт.[6]

Ҷаҳондор хоқон зи баҳри шикор,
Ба дапште дигар буд аз он марғзор.

Ҳамон низ хотун ба кох андарун,
Ҳаме рой зад бо яке раҳнамун.

Бишуд духтараш то бад-он марғзор,
Або духтарону маю майгусор.

Чу он шери капӣ зи кӯҳаш бидид,
Фуруд омад ӯро ба дам даркашид.

---

[1] Л — гоҳ-гоҳ. [2] Л — куҷо. [3] Л — Пас аз б. 2329 ин б. омада:

Ба дунболи чашмаш яке хол буд,
Ки чашми худаш ҳам ба дунбол буд.

[4] Л — рух. [5] Л — теғи. [6] Л — гузашт.

Ба як дам шуд ӯ[1] аз ҷаҳон дар ниҳон,
Сар омад бар он хубчеҳра[2] ҷаҳон.

Чу хоқон шунид ин, сияҳ кард рӯй,
Ҳамон модараш низ барканд мӯй.

Зи дардаш ҳамасола гирьён шуданд,[3]
Чу бар оташи тез бирьён шуданд.[4]

Ҳаме чора ҷустанд аз он аждаҳо,
Ки то Чин биёбад зи сахтӣ раҳо.

Чу Баҳром ҷанги Мақотура кард,
В-аз он марди ҷангӣ бароварда гард,

Ҳамерафт хотун ба дидори ӯ,[5]
Ба ҳар кас ҳамегуфт кирдори ӯ.[6]

Чунон буд, ки як рӯз дидаш савор,
Зи Эрон ҳамон низ сад номдор,

Пиёда фаровон ба пеш андарун,
Ҳамеронд Баҳром бо раҳнамун.

Бипурсид хоқон,[7] ки «Ин мард кист,
Ки бо бурзу бо фарраи эзадист?»

Чунин дод посух варо пешкор,
Ки «Ҳаст ин яке номвар шаҳриёр».[8]

Дигар[9] гуфт: «Қеҳтар, ки дурӣ зи ком,
Ки Баҳроми ялро надонӣ ба[10] ном?

Ба Эрон ба якчандгоҳ шоҳ буд,
Сари тоҷи ӯ бартар аз моҳ буд.

---

[1] Л — шуда. [2] Л — мар он хубрухро. [3] Л — буданд. [4] Л — буданд. [5] Л — ӯй. [6] Л — ӯй. [7] Л — хотун. [8] Л — б. 2346 нест. [9] Л — Бад-ӯ. [10] Л — ту.

Бузургон-ш хонданд[1] Баҳроми гурд,
Ки аз хусравон номи гурдӣ[2] бибурд.

Кунун то биёмад аз Эрон ба Чин,
Биларзад ҳаме зери аспаш замин.

Худованд хонад ҳаме меҳтараш,
Ҳаме тоҷи шоҳӣ ниҳад бар сараш».

Бад-ӯ[3] гуфт хотун,[4] ки «Бо фарри ӯй,
Сазад гар бинозем дар парри ӯй.

Яке орзӯ з-ӯ бихоҳам дуруст,
Чу хоқон нагардад дар ин кор суст.

Бихоҳад магар з-аждаҳо кини ман,
Бар ӯ бишнавад[5] дарду нафрини ман».

Бад-ӯ гуфт кеҳтар гар ин[6] достон,
Бихонӣ бар ин[7] меҳтари ростон.

Ту аз шери капӣ наёбӣ нишон,
Магар куштаву гург пояш кашон».

Чу хотун шунид ин сухан, шод гашт,
Зи тимори он духтар озод гашт.

Ҳаметохт то пеши хоқон расид,
Якояк бигуфт ончи диду шунид,

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Оре, бувад,
Ба ҷое ки чун ман саворе бувад.

Ҳаме шери капӣ барад духтарам,
Бигӯем,[8] нангӣ шавад гавҳарам,[9]

---

[1] Л — хонанд. [2] Л — гӯй мардӣ. [3] Л — чунин. [4] Л — хоқон. [5] Л — баршавад. [6] Л — Ба посух чунин гуфт, к-ин. [7] Л — Агар хонӣ, эй. [8] Л — Бигӯям, ки. [9] Л — кишварам.

Бидонед, к-он аждаҳои дижам,
Ҳаме кӯҳи оҳан рабояд ба дам,

Агар духтари шоҳ номӣ бувад,
Ҳам он шоҳро ҷон гиромӣ бувад».

Бад-ӯ гуфт хотун, ки «Ман кини хеш
Бихоҳам зи баҳри ҷаҳонбини хеш.

Агар нанг бошад ва гар номи ман,
Бигӯям, барояд магар коми ман».

Баромад бар ин низ рӯзи дароз,
Зан он кин зи ҳар кас ҳамедошт роз.

Чунон буд, ки хоқон яке сур кард,
Ҷаҳонро аз он сур пурнур [1] кард.

Фиристод, Баҳроми Ялро бихонд,
Чу омадш бар тахти симин нишонд.

Чу хотун паси парда ово шунид,
Бишуд тезу Баҳроми Ялро бидид,

Фаровон-ш бистуду кард офарин,
Ки обод бодо ба ту Турку Чин!

Яке орзӯ хоҳам аз шаҳриёр,
Ки бошад бад-ин орзӯ комгор».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Фармон туరост,
Бад-ин орзу кому паймон туроst».

Бад-ӯ гуфт хотун, к-«Аз эдар на дур,
Яке марғзораст зебои сур.

Ҷавонони Чин андар он марғзор,
Яке ҷашн созанд гоҳи [2] баҳор.

---

[1] Л — Меҳонро бад-он сур ранҷур. [2] Л — к-ояд.

Аз он беша бартар яке тирвор,
Яке кӯҳ бинӣ сияҳтар зи қор.

Бад-он кӯҳи хоро яке аждаҳост,
Қи ин кишвари Чин аз ӯ дар балост.

Яке шери капиш хонад ҳаме,
Дигар низ номаш надонад ҳаме.

Яке духтарам буд зи хоқони Чин,
Қи хуршед кардӣ бар ӯ офарин.

Зи айвон бишуд сӯи он ҷашнгоҳ,
Чу хоқон ба нахчир шуд бо сипоҳ.

Биёмад зи кӯҳ аждаҳои дижам,
Қашид он ҷаҳонбини моро ба дам.

Қунун ҳар баҳоре бад-он марғзор,
Чунон ҳам биёяд зи баҳри шикор.

Бад-он шаҳрҳо дар[1] ҷавоне намонд,
Ҳамон номвар паҳлавоне намонд,

Шуданд аз бади шери капӣ ҳалок,
Барангехт з-ин буми обод хок.

Саворони ҷангиву мардони кор,
Басе тохтанд андар он кӯҳсор.

Чу аз дур бинанд чанголи ӯй,
Бару пушту гӯшу[2] сару ёли ӯй,

Биғуррад, бидаррад дили марди ҷанг,
Мар ӯро чи шеру чи пилу[3] наҳанг.

Қас андар наёрад шудан пеши ӯ,
Чу гирад шумор аз каму беши ӯ».

---

[1] Л — Бад-ин шахри мо-дар. [2] Л — пушти ӯву. [3] Л — бабру.

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Фардо пагоҳ
Биёям, бубинам ман он ҷашнгоҳ.

Ба нерӯи яздон, ки ӯ дод зӯр,
Баланд офаринандаи моҳу ҳур,

Бипардозам аз аждаҳо ҷашнгоҳ,
Чу шабгир моро намоянд роҳ».

**Кушта шудани шери капӣ бар дасти Баҳроми Чӯбина**

Чу пайдо шуд аз осмон гарди моҳ,
Шаби тира бифшонд зулфи сиёҳ.

Пароганда гаштанду мастон шуданд,
В-аз он ҷой ҳар кас ба айвон шуданд.

Чу пайдо шуд он фарри хуршеди зард,
Бупечид зулфи шаби ложвард,

Қажоганд пӯшид Баҳроми гурд,
Гиромӣ танашро ба яздон супурд.

Қаманду камон бурду се [1] чӯба тир,
Ду шоха яке найза нахчиргир.

Чу омад ба наздики он бурз кӯҳ,
Бифармуд то бозгардад гурӯҳ.

Бад-он шери капӣ чу наздик шуд,
Ту гуфтӣ бар ӯ кӯҳ торик шуд.

Миён андар он кӯҳи хоро бубаст,
Ба хамми каманд аз бари зин нишаст.

Қамонро бимолиду бар зеҳ ниҳод,
Зи яздони некидиҳиш кард ёд.

---

[1] Л — сад.

Шуд он шери капӣ ба чашма дарун,
Биғалтид дар обу омад бурун.

Қи бар аждаҳо чун шудӣ мӯй тар,
Набудӣ бар ӯ тири кас коргар.

Чу дид аждаҳо, к-ин савори далер
Ҳамеояд аз дур чун наррашер,

Ба кин кард дандону чангол тез,
Шуд аз кинаи ӯ сараш пурситез.[1]

Биғурриду барзад бар он санг даст,
Ҳаме оташ аз кӯҳи хоро биҷаст.

Ҳамеомад он аждаҳои дижам,
Қи Баҳромро андар орад ба дам.

Қамонро бимолид Баҳроми гурд,
Ба тир аз ҳаво рӯшноӣ бибурд.

Хаданге биандохт шери[2] далер,
Тани шери капӣ шуд аз ҷанг сер.

Дигар тир Баҳром зад бар сараш,
Фурӯ рехт чун об хун аз бараш.

Ҳамедид нерӯю оҳанги ӯй,
Се дигар бизад тир бар чанги ӯй.

Чаҳорӯм кушод аз миёнаш каманд,
Биҷаст аз бари кӯҳсори баланд.

Бизад найзае бар миёни дада,
Қи шуд санги хоро ба хун ожада.

Аз он пас ба шамшер ёзид мард,[3]
Тани аждаҳо зад ба ду ним кард.[4]

---

[1] Л — б. 2401, 2402 нест. [2] Л — марди. [3] Л — даст. [4] Л — аждаҳоро бибуррид паст.

Сар аз тан-ш бубриду[1] бифганд хор,
В-аз он пас фуруд омад аз кӯҳсор.

Ба наздики хоқон хиромид шод,
Суханҳои капӣ ҳамекард ёд.[2]

Дар[3] он беша хоқону хотун бирафт,
Данону дамон то сари[4] кӯҳ тафт.

Гирифташ сипаҳдори Чин дар канор,
В-аз он пас варо хондӣ шаҳриёр.[5]

Хурӯше даромад[6] зи гурдони Чин,
Қ-аз овоз гуфтӣ бидаррад[7] замин.

Ба Баҳром-бар офарин хонданд,
Басе зарру гавҳар барафшонданд.[8]

Чу хоқони чинӣ ба айвон расид,
Фиристодаи меҳрубон баргузид.

Фиристод сад[9] бадра ганҷи[10] дирам.
Ҳамон бардаву ҷомаву[11] бешу кам[12].

Бифармуд то пеши ӯ шуд дабир,
Набиштанд маншури[13] ӯ бар ҳарир.

---

[1] Л — ҷудо карду. [2] Л — б. 2413 нест. [3] Л — Аз. [4] Л — бари.

[5] ТпЛ — Чу хотун бишуд дасти ӯ бӯс* дод,
Бирафтанд гурдони ҳоққоннажод**.

[6] Л — баромад. [7] Л — биларзад. [8] Л — Варо шоҳи Эронзамин хонданд. [9] Л — даҳ. [10] Л — ганҷу. [11] Л — гавҳару.

[12] Тп — Қи рав пеши Баҳроми ҷангӣ, бигӯй,
Қи наздики мо ёфтӣ обрӯй.
Паси пардаи мо яке духтар аст,
Қи бар тораки бонувон афсар аст,
Кунун гар бихоҳӣ зи ман духтарам,
Супорам ба ту лашкару кишварам».
Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Боре равост,
Ҷаҳондор бар бандагон подшост.

[13] Л — аҳде аз ӯ.

* Л — бӯса. ** Л — фаррухнажод.

Ба Баҳром дод он замон[1] духтараш,
Ба фармони ӯ шуд ҳама кишвараш.

Бар оини Чин хилъат оростанд,
Фаровон кулоҳу камар хостанд.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳар кас, к-аз Эрон сар аст,
Бубахш ин мар ӯро,[2] киро дар х(в)араст.

Ҷуз аз хӯрду доду шикораш набуд,
Ғами гардиши рӯзгораш набуд.

Бузургони чинӣ ба гирдаш фароз,[3]
Ба Баҳроми[4] ял доштандӣ ниёз.

Ҳама Чин ҳамегуфт, мо бандаем,
Зи баҳри ту андар ҷаҳон зиндаем.

### Огоҳӣ ёфтани Хусрави Парвиз аз кори Баҳром ва нома навиштан ба Ҳоқон

Ҳамехӯрд Баҳрому бахшид чиз,
Бар ӯ ҳар касе офарин кард низ.

Чунин то хабарҳо ба Эрон расид,
Бари подшоҳи далерон расид.

Ки Баҳромро подшоҳиву ганҷ,
Азони ту бешаст нобурда ранҷ,

Пур аз дард шуд шаҳ[5] зи тимори ӯ,[6]
Дилаш гашт печон зи кирдори ӯ.[7]

Ҳаме рой зад бо бузургон ба ҳам,
Басе гуфту андохт бар бешу кам.

---

[1] Л — дигар. [2] Л — Бубахшу бубин то. [3] Л — чунин гардан-фароз. [4] Л — Баҳром бар. [5] Л — дарду ғам шуд. [6] Л — ӯй. [7] Л — ӯй.

Шаби тира фармуд то шуд дабир,
Сари хомаро кард пайкони тир.

Ба хоқони чинӣ яке нома кард,
Ту гуфтӣ, ки аз ханҷараш хома кард.

Нахуст офарин кард бар кирдигор,[1]
Тавонову донову парвардигор.[2]

Барорандаи ҳуру кайвону моҳ,
Нишонандаи шоҳ бар пешгоҳ,

Газояндаи ҳарки ҷӯяд бадӣ,
Физояндаи дониши эзадӣ.

Зи нодониву ҳам зи норостӣ,
Зи кажживу каммиву аз костӣ,

Битобӣ чу гӯӣ, ки яздон якест,
Варо ёру ҳамтову анбоз нест.

Биёбад ҳар он кас, ки некӣ биҷуст,
Мабод онки ӯ дасти бадро бишуст.

Ҳар он кас, ки ӯ роҳи яздон гузид,
Сар аз носипосӣ бибояд кашид.[3]

Яке банда буд шоҳро носипос,
На меҳтаршиносу на яздоншинос,

Яке хурд бемоя, бе боб[4] буд,
Падар баркашидаш, ки бебоб[5] буд.[6]

---

[1] Л — як худой. [2] Л — Ки ӯй аст бар некувӣ раҳнамой.

[3] ТпЗ — Дигар гуфт: «Баҳроми Чӯбина ном,
Ки ҳаргиз ба гетӣ мебинод ком».

[4] Л — хурди бекому беном. [5] Л — ҳангом.

[6] ТпЗ — Чу шоҳи ҷаҳон мар варо баркашид,
Ҳамон кард, к-аз гавҳари ӯ сазид.

Ниҳон нест кирдори ӯ дар ҷаҳон,
Миёни меҳону миёни кеҳон.

Қас ӯро напазруфт, к-аш моя буд,
В-агар дар хирад бартарин поя буд.

Ба назди ту омад бипазруфтияш,
Чу пурмоягон даст бигрифтияш.

Қасе ин на баргирад аз ростон,
Наям ман бад-ин кор ҳамдостон.[1]

Набояд, ки бебар кунӣ номи хеш,
Ба Баҳром бифрӯшӣ ороми хеш.

Чу ин нома оранд наздики ту,
Пурандеша кун рои борики[2] ту.

Гар он бандаро пой карда ба банд,
Фиристӣ сӯи мо, бувӣ[3] судманд.

В-агарна фиристам зи Эрон сипоҳ,
Ба Турон кунам рӯзи равшан сиёҳ.

Чу он нома наздики хоқон расид,
Бад-онгуна гуфтори Хусрав[4] шунид,

Фиристодаро гуфт: «Фардо пагоҳ,
Чу ой ба дар, посухи нома хоҳ».

Фиристода омад диле пуршитоб,
Набуд з-он сипас ҷои орому хоб.

Ҳамебуд то шамъи рахшон бидид,
Ба даргоҳи хоқони чинӣ давид.

---

[1] ТпЗ — Фаромӯш кардӣ магар кори ӯй,
Ки озурда гаштӣ зи тимори ӯй,
Ки зад бар сарат тозиёна басе,
Писандида н-омад абар ҳар касе.

[2] Л — торикӣ. [3] Л — Бари мо фиристӣ, бувад. [4] Л — Бар ин гуна гуфторҳошон.

Биёвард хоқон ҳамонгаҳ дабир,
Або хомаву мушку чиниҳарир.

Ба посух навишт офарини меҳон,
Зи ман банда-бар кирдгори ҷаҳон.

Дигар гуфт, к-«Он нома бархондам,
Фиристодаро пеш биншондам.

Ту бо бандагон гӯй аз ин сон сухан,
Назебад аз он хонадони куҳан.

Қи кеҳро надонанд яксар зи меҳ,
На меҳро нишонанд бар ҷои кеҳ.

Ҳама Чину Тӯрон саросар мpercent,
Ба Ҳайтол-бар низ афсар мароcт.[1]

Наям то будам марди паймоншикан,
Ту бо ман чунин достонро мазан.

Чу ман дасти Баҳром гирам ба даст,
В-аз он пас ба аҳд андар орам шикаст,

Нахонад маро мардум [2] аз оби пок,
Ҷуз аз покьяздон маро нест бок.

Туро гар бузургӣ бияфзоядӣ,
Хирад бошадӣ, бештар шоядӣ.

Бар он нома-бар мӯҳр бинҳоду гуфт,
Ки «Бо бод бояд, ки гардӣ ту ҷуфт».

Фиристода омад ба наздики шоҳ,
Ба як моҳ камтар бипаймуд роҳ.

Чу бархонд он номаро шаҳриёр,
Бипечиду тарсон шуд аз рӯзгор.

---

[1] Л — фармон равост. [2] Л — довар.

Фиристоду эрониёнро бихонд,
Суханҳои хоқон саросар биронд.

Ҳамон нома бинмуду бархонданд,
Бузургон ба андеша дармонданд.

Чунин ёфт посух аз эрониён,
Ки «Эй фарри авранду тоҷи каён,

Чунин корҳо бар дил осон магир.
Яке рой зан бо хирадманди пир

Ба нома чунин кор н-ояд ба бун,
Макун тира он шамъи фарри куҳун [1].

Гузин кун аз Эрон яке марди пир,
Хирадманду гӯёву гурду дабир,

Қ-аз эдар ба наздики хоқон шавад,
Сухан гӯяду рои ӯ бишнавад.

Бигӯяд, ки Баҳром рӯзи нахуст,
Кӣ буду пас аз паҳлавонӣ чӣ ҷуст?

Ҳамебуд то кори ӯ гашт рост,
Худовандро з-он сипас банда хост,

Чу неку нагардад ба як моҳ кор,
Бимонад [2] ба соле, кашад [3] рӯзгор.

Чу Баҳром домоди хоқон бувад,
Аз ӯ бад сурудан на осон бувад.

Ба чарбӣ сухан гуфт бояд басе,
Ниҳонӣ набояд, ки донад касе.

---

[1] Л — ин фарри шамъи. [2] Л — Бибошад. [3] Л — барад.

## Сипоҳ оростани Ҳоқони Чин

Аз он пас чу бишнид Баҳроми гурд,
Қ-аз Эрон ба хоқон касе нома бурд,

Биёмад дамон пеши хоқони Чин,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари б-офарин,

Шунидам, ки он римани бадҳунар,
Ҳаме нома созад як андар дигар.

Сипоҳе диловар зи Чин баргузин,
Бад-он то туро гардад эронзамин.

Бигирам ба шамшер Эрону Рум,
Туро шоҳ хонам бад-он марзу бум.

Ба номи ту бо посбонон ба шаб,
Ба эронзамин баркушоянд лаб.

Бибуррам сари Хусрави бадҳунар,
Ки на пой бодо аз эшон, на сар.

Чу ман кеҳтариро бубандам миён,
Зи бун барканам тухми сосониён».

Чу бишнид хоқон пурандеша гашт,
Варо дар дил андеша чун беша гашт.

Бихонд он касоне ки буданд пир,
Сухангӯву донандаву ёдгир.

Бад-эшон бигуфт ончи Баҳром гуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт.

Чунин ёфт посух зи фарзонагон,
Зи хешони наздику бегонагон,

Ки корест ин хору душвор низ,
Ки бар тухми Сосон пур омад қафиз.

Валекин чу Баҳром ронад сипоҳ,
Намояд ба марди хирадманд роҳ.

Ба Эрон басе дӯстдораш бувад,
Чу хоқон яке хешу [1] ёраш бувад.

Барояд ба бахти ту ин кор зуд,
Суханҳои [2] Баҳром бояд шунуд.

Чу бишнид хоқон, дил [3] тоза гашт,
Бихандиду бар дигар андоза гашт.

Бар он барниҳоданд яксар гавон,
Қи бугзид бояд ду марди ҷавон.

Қи зебад бар он ҳар ду тан меҳтарӣ,
Ҳам он ранҷкаш бошаду лашкарӣ.

Ба чин андарун буд Ҳаснӯй ном,
Дигар саркаше буд Зангӯй ном.

Фиристод хоқон ялонро бихонд,
Ба девони динор додан нишонд.

Чунин гуфт меҳтар бад-ин ҳарду мард,
Қи «Ҳушьёр бошед рӯзи набард.

Ҳамеша ба Баҳром доред чашм,
Чи ҳангоми шодӣ, чи ҳангоми хашм.

Гузарҳои Ҷайҳун бигиред пок,
Зи Ҷайҳун ба гардун барорed хок».

Сипоҳе диловар бад-эшон супурд,
Ҳама номдорону шерони [4] гурд.

---

[1] Л — пушту. [2] Л — Суханҳо зи. [3] Л — дилаш. [4] Л — мардони.

Баромад зи даргоҳи Баҳром кӯс,
Рӯхи шед аз гард шуд обнӯс.

Зи Чин рӯй яксар ба Эрон ниҳод,
Ба рӯзӣ сипандормӯз, бомдод.

### Фиристодани Хусрав харроди Барзинро ба назди Хоқон ва чора кардани ӯ аз куштан Баҳроми Чӯбинаро

Чу огоҳӣ омад ба шоҳи бузург
Қи аз беша берун хиромид гург.

Сипоҳе биёвард Баҳроми гурд,
Қи аз осмон рӯшноӣ бибурд.

Ба Харроди Барзин чунин гуфт шоҳ,
Қи «бугзин дар ин кор бар хона роҳ.[1]

Ба Эрону Нерон [2] ту донотарӣ,
Ҳамон бар забон ту тавонотарӣ».

Дари ганҷ букшоду чандин гуҳар.
Биёварду шамшеру зарринкамар,

Қи Харроди Барзин дар ин хира монд,
Ҳаме дар ниҳон номи яздон бихонд.

Чу бо ҳадьяҳо роҳи Чин баргирифт,
Ба Ҷайҳун яке роҳи дигар гирифт.

Чу наздики даргоҳи хоқон расид,
Нигаҳ карду гӯяндае баргузид.

Бад-он то бигӯяд, ки аз назди шоҳ
Фиристода омад бад-ин боргоҳ.

---

[1] Тп — Яке сӯи хоқони бемоя пӯй,
Сухан ҳарчи донӣ, бибояд бигӯй.

[2] Л — Тӯрон.

Чу бишнид, хоқон биёраст гоҳ
Бифармуд то баркушоданд роҳ.

Фиристода чун шуд ба тангӣ фароз,
Забон кард гӯёву бурдаш намоз.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳаргаҳ, ки фармон диҳӣ,
Ба гуфтан забон баркушояд раҳӣ».

Бад-ӯ гуфт хоқон: «Ба ширин забон,
Дили мардуми пир гардад ҷавон.

Бигӯ ин суханҳо, ки суд андар ӯст,
Сухан гуфта мағз асту ногуфта пӯст».

Чу Харроди Барзин шунид ин сухан,
Ба ёд омадаш гуфтаҳои куҳан.

Нахуст, офарин кард бар кирдгор,
Тавонову дорандаи рӯзгор.[2]

Ки чарху замину замон офарид,
Тавоноиву нотавон офарид.[3]

Тавоноӣ ӯрост, мо бандаем,
Ҳама ростиҳош гӯяндаем.[4]

Якеро диҳад тоҷу тахти баланд,
Якеро кунад бандаву мустаманд.

---

[1] Л — б. 2518 нест. [2] Л — донову парвардигор.

[3] ТпЛ — Яке чархи гардандаи * бесутун,
Чаро на ба фармон-ш андар **, на чун.
Бар он офарин, к-ӯ чунин офарид,
Баланд осмону замин офарид.
Тавонову донову доранда ӯст,
Сипеҳру заминро нигоранда ӯст.
Ба чарх андарун офтоб офарид,
Шабу рӯзу орому хоб офарид.

[4] Л — чӯяндаем.

* Л — гарданда шуд. ** Л — фармони ӯ дар.

На бо он-ш меҳру на бо ин-ш кин,
Надонад кас ин ҷуз ҷаҳонофарин.

Кеҳу меҳ, ҳама, хокро зодаем,
Ба бечора тан маргро [1] додаем.

Нахустин дароям зи Ҷам бар ин,
Ҷаҳондор Таҳмураси б-офарин,

Чунин ҳам бирав то сари Кайқубод,
Ҳам он номдорон, ки дорем ёд.

Чу Кайхусраву Рустами номдор,
Бар ин ҳамнишон то ба Исфандиёр.

Зи гетӣ яке дахмашон буд баҳр,
Чашиданд бар ҷои тарьёк заҳр.

Кунун шоҳи Эрон ба тан хеши туст,
Ҳамон шоду ғамгин ба кам беши туст.

Ба ҳангоми шоҳони бо офарин,
Падармодараш буд хоқони Чин.

Бад-ин рӯз пайванди мо тоза гашт,
Ҳама кор бар дигар андоза гашт.

Зи пирӯзгар офарини ту бод,
Сари тоҷдорон замини ту бод!»

Ҳамегуфту хоқон бад-ӯ дода гӯш,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй марди донишфурӯш!

Ба Эрон агар низ чун ту кас аст,
Ситояндаи осмон, ӯ бас аст».

Дар онгоҳ [2] ҷое бипардохташ,
Ба наздикии хеш биншохташ.

---

[1] Л — бечорагӣ дил бад-ӯ. [2] Л — Ҳамонгоҳ.

Ба фармони ӯ ҳадьяҳо пеш бурд,
Якояк ба ганҷури ӯ баршумурд.

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Бехоста,
Мабодӣ ту андар ҷаҳон коста.

Гар аз ман пазируфт хоҳӣ ту чиз,
Бигӯ то пазирам ман ин чиз низ.

В-агарна ту аз ҳадья равшантарӣ,
Ба донандагон-бар ҷаҳон [1] афсарӣ.

Яке ҷои хуррам [2] бипардохтанд,
Зи ҳаргунае ҷомаҳо сохтанд.

Ба хону шикору ба базму ба май,
Ба наздики хоқон будӣ некпай.

Ҳамеҷусту рӯзиш холӣ биёфт,
Ба мардӣ ба гуфтор андар шитофт.

Бад-ӯ гуфт: «Баҳром бадгавҳар аст,
Аз оҳармани бадкуниш батар аст.

Фурӯшад ҷаҳондидагонро ба чиз,
Ки он чиз гуфтан наярзад ба низ.

Варо Ҳурмузи тоҷвар баркашид,
Ба арҷаш зи хуршед бартар кашид.

Надонист кас дар ҷаҳон номи ӯй,
Ба гетӣ баромад ҳама коми ӯй.[3]

Агар бо ту бисьёр хубӣ кунад,
Ба фарҷом паймони ту бишканад,

---

[1] Л — донандагӣ бар сарон. [2] Л — хуррам айвон.

[3] Тп — Чу фармонраво шуд зи фармони ӯй,
Бурун омад аз аҳду паймони ӯй.
Ба шоҳаншаҳӣ сар баровард рост,
Ки Эрону Нерон саросар мароcт.

Чунон ҳам, ки бо шоҳи Эрон шикаст,
На хусравпарасту на яздонпараст.

Гар ӯро фиристӣ ба наздики шоҳ,
Сари шоҳи Эрон барорӣ ба моҳ.

Аз он пас ҳама Чину Эрон туҳост,
Нишастан ту онҷо кунӣ, к-ат ҳавост».

Чу хоқон шунид ин сухан, хира гашт,
Чу чашмаш зи дидори ӯ тира гашт.

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин сон суханҳо магӯй,
Ки тира кунӣ назди мо обрӯй.

Наям ман бадандешу паймоншикан,
Ки паймоншикан хок ёбад кафан».

Чу бишнид харроди Барзин сухан,
Бидонист, к-он тозагӣ шуд куҳан.[1]

---

[1] ТпЗ — Ба хоқон чунин гуфт, к-«Эй шаҳнажод,
Бад-ин сон суханҳо чӣ орӣ ба ёд.
Туро шоҳ беҳтар зи Чӯбина аст,
Ки шоҳат яке хеши дерина аст».
Ба Харрод хоқон дигар бор гуфт,
Ки «Ин роз берун кунам аз нуҳуфт.
Агар қайсари Рум паймон шикаст,
Або Хусрав онгаҳ, ки паймон бубаст.
Маро низ шояд, ки чунон кунам,
Або гурд Баҳром дастон кунам.
Маро ҳамчу Хусрав ҳазорон раҳист,
Ҳамам гавҳар аз мояи фарраҳист.
Ниёзурд шоҳи туро шоҳи Рум,
Супурдаш варо лашкару ганҷу бум,
Чу Баҳроми ҷангӣ, ки аз ҷанги ӯй,
Ба дафтар нависанд фарҳанги ӯй.
Маро хаст домоду оразмҷӯй,
Чигуна кашам сар зи паймони ӯй!»
Дигарбора Харрод дилтанг шуд,
Ба чора дарун сӯи найранг шуд.
Ба андеша бо хештан гуфт: «Мард»,
Ки хоқон нахоҳад замон ёд кард».

Ки Баҳром додаш ба Эрон умед,
Сухан гуфтани вай шавад боду бед.

Чу уммеди хоқон бад-ӯ тира гашт,
Ба бечорагӣ сӯи хотун гузашт.

Ҳамеҷуст то кист наздики ӯ,
Ки равшан кунад ҷони торики ӯ.

Яке кадхудое ба даст омадаш,
Ҳаме низ бо ӯ нишаст омадаш.

Суханҳои Хусрав бар ӯ ёд кард,
Дили марди бедин бад-он шод кард.

Ки наздики хотун маро даст гир,
Бад-он то шавам бар дараш-бар дабир.

Чунин гуфт бо чорагар кадхудой,
Қ-аз ӯ орзӯҳо наёяд ба ҷой.

Ки Баҳроми Чӯбина домоди ӯст,
В-аз ӯяст Баҳромро мағзу пӯст.

Ту марди дабирӣ, яке чора соз,
В-аз ин кор бар бод макшой роз».

Чу Харроди Барзин шунид ин сухун,
На сар дид тимор ӯро, на бун.

Яке турк буд пир, номаш Қулун,
Ки туркон варо доштандӣ забун.

Ҳама пӯстин буд пӯшиданаш,
Зи кашку зи арзан будӣ хӯрданаш.

Мақотура чун гашт кушта ба зор,
Абар дасти Баҳром оҳ рӯзгор,

Қулунро дил аз дард ҷӯшон будӣ,
Шабу рӯз аз ғам хурӯшон будӣ.

Ба тан низ хеши Мақотура буд,
Дилаш буд зи Баҳром пурдарду дуд.

Ҳамеша ба дил доштӣ кини ӯй,
Забонро набастӣ зи нафрини ӯй.[1]

Фиристод Харроду [2] ӯро бихонд,
Бад-он номвар ҷойгоҳаш нишонд.

Мар ӯро дирам доду динор дод,
Ҳамон пӯшишу хӯрди бисьёр дод.

Чу бар хон нишастӣ варо хондӣ,
Бари номдорон-ш биншондӣ.

Пурандеша буд марди бисьёрдон,
Шикебодилу зираку кордон.

Ҳам он пеши хоқон ба рӯзу ба шаб,
Чу рафтӣ, ҳамедоштӣ баста лаб.

В-аз он рӯй бо кадхудои сарой,
Зи хотуни чинӣ ҳамеҷуст рой.

Чунин гуфт бо меҳтарон марди пир,
Ки «чун ту сарафроз марде дабир,

Агар дар пизишкит баҳра будӣ,
В-агар номат аз дур шӯҳра будӣ.

Яке тоҷ будӣ аз он бар сараш,
Ба вижжа, ки бемор шуд духтараш.

Бад-ӯ гуфт, к-«ин донишам низ ҳаст,
Чу гӯӣ бисоям бар ин кор даст».

Бишуд пеши хотун давон кадхудой,
Ки «доно пизишке нав омад ба ҷой».

---

[1] Л — б. 2570—2573 нест. [2] Л — Қасеро фиристоду.

Бад-ӯ гуфт: «Шодон зию нӯш х(в)ар,
Биёвар,[1] маҳор андарин кор сар».[2]

Биёмад ба Харроди Барзин бигуфт,
Ки «ин роз бояд, ки дорӣ нуҳуфт.

Бирав пеши ӯ, номи худро магӯй,
Пизишкӣ кун, аз хештан тозарӯй».

Ба наздики хотун шуд он чорагар,
Табаҳ дид бемори ӯро ҷигар.

Бифармуд то оби нор оваранд,
Ҳам он тарраи ҷуйбор оваранд.

Кучо тарра, к-аш кошинӣ хонадаш,
Тапаш [3] хост, к-аз мағз биншонадаш.

Ба фармони яздон чу шуд ҳафт рӯз,
Шуд он духт чун моҳи гетифурӯз.

Биёвард динор хотун зи ганҷ,
Яке бадраву ҷома зарбафт панҷ.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин носазовор чиз,
Бигиру бихоҳ ончи бояд-т низ».

Чунин дод посух, ки «Инро бидор,
Бихоҳам ҳар онгаҳ, ки бояд ба кор.[4]

## Фиристодани Ҳарроди Барзин Қулунро ба назди Баҳроми Чӯбина

В-аз он рӯй Баҳром шуд то ба Марв,
Биёрост лашкар чу парри тазарв.

Қас омад ба хоқон, ки аз Турку Чин,
Мамон, то кас ояд [5] ба эронзамин.

---

[1] Л — биёраш. [2] И — б. 2325—2585 нест. [3] Л — Табаш.
[4] И — б. 2591—2594 нест. [5] Л — шавад кас.

Қи огоҳии мо ба Хусрав равад,[1]
Варо з-он сухан ҳадьяи нав бувад.[2]

Мунодигарӣ кард [3] хоқони Чин,
Қи бемӯҳри мо кас ба эронзамин [4]

Шавад, ман [5] миёнаш кунам бар ду ним,
Ба яздон, ки нафрӯшам инро ба сим.

Ҳамебуд Харроди Барзин се моҳ,
Ҳамедошт ин розҳоро нигоҳ.

Ба тангӣ дил андар Қулунро бихонд,
Бад-он номвар ҷойгоҳаш [6] нишонд.

Бад-ӯ гуфт: «Донӣ, ки кас дар ҷаҳон,
Надорад дили беғам андар ниҳон?

Ту нони ҷаву арзану пӯстин,
Фаровон биҷустӣ зи ҳар кас ба Чин.

Қунун хӯрданиҳот нону бара,
Ҳамон пӯшишат ҷомаҳои сара.

Чунон буд якчанду акнун чунин,
Чи нафрин шунидиву чи [7] офарин.

Қунун рӯзгори ту бар сар гузашт,
Басе рӯзу шаб дидиву кӯҳу дашт.[8]

Яке кор дорам туро бимнок,
Агар тахт ёбӣ, агар тира хок.

Ситонам яке мӯҳри хоқони Чин,
Чунон рав, ки андар навардӣ замин.

---

[1] Л—барад. [2] Л—барад. [3] Л—Мунодӣ бифармуд. [4] И—б. 2598 нест. [5] Л—з-он. [6] Л—боргоҳаш. [7] ИЛ—чанд. [8] Л—Ҳамоно, ки соли ту ҳаштод гашт.

Ба наздики Баҳром бояд шудан,
Ба Марват фаровон бибояд будан.

Бипӯшӣ ҳамон пӯстини сиёҳ,
Яке корд бистон ту бо худ ба роҳ.

Нигаҳ дор он моҳи баҳромрӯз,
Бирав то дари марди гетифурӯз.

Вай он рӯзро шум дорад ба фол,
Нигаҳ доштастем бисьёр сол.

Нахоҳад, ки анбӯҳ бошад бараш,
Ба дебои чинӣ бипӯшад бараш.

Чунин гӯй, к-аз духти хотун паём,
Расонам бад-ин меҳтари шодком.

Ҳамин кард дар остин барҳана,
Ҳамедор то хонадат яктана.

Чу наздики Чӯбина ой фароз,
Чунин гӯй, к-он духтари сарфароз,

Маро гуфт, чун роз гӯй ба гӯш,
Суханҳо зи бегонамардум бипӯш.

Чу гӯяд, чӣ роз аст бо ман бигӯй,
Ту биштобу наздики Баҳром пӯй.

Бизан корду нофаш саросар бидар,
В-аз он пас биҷаҳ гар биёбӣ гузар.

Ҳар он кас, ки овози ӯ бишнавад,
Зи пеши сипаҳбуд ба охур давад,

Яке сӯи фаршу яке сӯи ганҷ,
Наёяд зи куштан ба рӯи ту ранҷ.

В-агар худ кушандат ҷаҳондидаӣ,
Ҳама неку бадҳо писандидаӣ [1].

Ҳамоно ба ту кас напардозаде,
Ки бо ту бад-он гаҳ бадӣ созаде.

Гар эдун, ки ёбӣ зи куштан раҳо,
Ҷаҳонро хоридиву додӣ баҳо.

Туро шоҳи пирӯз шаҳре диҳад,
Ҳамон аз ҷаҳон низ баҳре диҳад».

Чунин гуфт бо марди доно Қулун,
Ки «акнун набояд маро раҳнамун,

Ҳамоно маро сол бар сад расид,
Ба бечорагӣ чанд хоҳам кашид,

Фидои ту бодо тану ҷони ман!
Ба бечорагӣ бар ту буд номи ман».

Чу бишнид Харроди Барзин давид,
Аз он хона то пеши хотун расид.

Бад-ӯ гуфт, к-«Омад гаҳи орзӯ,
Бигӯям туро, эй зани некхӯ.

Ба банданд з-он сӯй [2] касҳои ман,
Сазад гар кушода кунӣ пои ман.

Яке мӯҳр бистон зи хоқон маро,
Чунон дон, ки бахшидаӣ ҷон маро».

Бад-ӯ гуфт хотун, ки «Хуфтаст маст,
Магар гил ниҳам бар нигинаш ба даст?»

---

[1] ТпЗ — Ва дигар, ки бардоштӣ кини хеш,
Ба ҷо оваридӣ, ту оини хеш.

[2] Л — банд андар астанд.

Зи Харроди Барзин гили мӯҳр хост,
Ба болини маст омад аз ҳуҷра рост.

Гил андар замон бар нигинаш ниҳод,
Биёмад бад-он марди гӯянда [1] дод.

Бар ӯ офарин кард марди дабир,
Биёмад, супурд он бад-он марди пир.

### Кушта шудани Баҳроми Чӯбина ба дасти Қулун

Қулун бистуд он мӯҳру ҳамчун тазарв,
Биёмад зи шаҳри Қашон то ба Марв.

Ҳамебуд то рӯзи Баҳром буд,
Ки Баҳромро он на падром буд.

Ба хона дарун буд бо як раҳӣ,
Ниҳода бараш нору себу биҳӣ.

Қулун рафт танҳо ба даргоҳи ӯй,
Ба дарбон чунин гуфт, к-«Эй номҷӯй!

Ман аз духти хоқон фиристодаам,
На ҷанги касеам, наозодаам,

Яке роз гуфт ин зани порсо,
Бад-он то бигӯям бад-ин подшо.

Зи баҳри варо аз дари бастан аст,
Ҳамон низ бемору обастан аст.

Гар огаҳ кунӣ то расонам паём,
Бад-он тоҷвар меҳтари некном».

Бишуд пардадори гиромӣ давон,
Чунин то дари хонаи паҳлавон.

[1] Л — ҷӯянда.

Чунин гуфт, к-«Омад яке баднишон,
Фиристодаву пӯстине кашон.

Ҳамегӯяд аз духти хоқон паём,
Расонам бад-ин меҳтари шодком».

Чунин гуфт Баҳром, к-«ӯро бигӯй,
Ки ҳам з-он дари хона бинмой рӯй».

Биёмад Қулун то ба наздики дар,
Ба кофи дари хона бинмуд сар.

Чу дидаш яке пир буд сусту зор,
Бад-ӯ гуфт: «Агар нома дорӣ, биёр».

Қулун гуфт: «Шоҳо, паёмасту бас,
Нахоҳам, ки гӯям сухан пеши кас».

Бад-ӯ гуфт: «Зуд андар ою бигӯй
Ба гӯшам ниҳонат,[1] баҳона маҷӯй».

Қулун рафт бо корд дар остӣ,
Падидор шуд каждживу костӣ.

Ҳамерафт то роз гӯяд ба гӯш,
Бизад дашна в-аз хона баршуд хурӯш.

Чу Баҳром гуфт: «Оҳ! — Мурдам зи роҳ
Бирафтанд пӯён ба наздики шоҳ.

Чунин гуфт, к-«Ӯро [2] бигиред зуд,
Бипурсед з-ӯ,[3] то кӣ роҳаш намуд?»

Бирафтанд ҳар кас, ки буд дар сарой,
Ман он пирсарро кашиданд пой.

Ҳама кеҳтарон з-ӯ барошуфтанд,
Ба силию мушташ ҳаме кӯфтанд.

---

[1] ИЛ — ниҳонӣ. [2] Л — к-инро. [3] ИЛ — аз ӯ.



Кушта шудани Баҳроми Чӯбина аз дасти Қулун

*Амали Пирмуҳаммад ал-Ҳофиз. Асри XVII.*

Ҳама хӯрд силию накшод лаб,
Аз он нимаи рӯз то ними шаб.

Чунин то шикаста шудаш дасту пой,
Фиганданд-ш андар миёни сарой.

Ба наздики Баҳром бозомаданд,
Ҷигархаставу пургудоз омаданд.

Ҳамерафт хун аз тани хастамард,
Лабон пур зи боду рухон ложвард.

Биёмад ҳам андар замон хоҳараш,
Ҳама пок барканд мӯи сараш.

Ниҳод он сари хастаро бар канор,
Ҳамекард бо хештан корзор.

Ҳамегуфт зор: «Эй савори далер!
Қ-аз ӯ беша бугзоштӣ наррашер,

Кӣ бурд ин сутуни ҷаҳонро зи ҷой?!
Ба андешаи бад кӣ шуд [1] раҳнамой?!

Ало, эй савори сипаҳбудтано!
Ҷаҳонгири нобоку шеравжано! [2]

На хусравпарастӣ, на яздонпараст,
Тани пилвори сипаҳбуд кӣ хаст?!

Ало, эй сароварда кӯҳи баланд!
Зи дарьёи хушоб бехат кӣ канд?!

Кӣ канд инчунин сабз сарви саҳӣ!?
Кӣ афганд хор ин кулоҳи меҳӣ?!

Кӣ оганд ин жарфдарьё ба хок?!
Кӣ афганд кӯҳи равон дар мағок?!

Ғарибему танҳову бедӯсту ёр,[3]
Ба шаҳри касон-дар бимондем хор!

[1] Л — Бар он бад кӣ бадпешаро. [2] Л — б. 2667 нест. [3] Л — бедӯстдор.

Ҳамегуфтам, эй меҳтари анҷуман,
Қи оҳи вафодорӣ аз бун макан!

Қи аз тухми Сосон агар духтаре —
Бимонад, ба сар барниҳад афсаре,

Ҳама рӯи кишвар шавад бандааш,
Ба гардун расад тоҷи фархундааш.[1]

Сипаҳдор нашнид панди маро,
Сухан гуфтани судманди маро.

Бар ин кардҳо-бар пушаймонтарӣ,
Гунаҳгор ҷон пеши яздон барӣ.

Бад омад бад-ин хонадони бузург,
Ҳаме меш гаштему душман чу гург.

Чу он хаста бишнид гуфтори ӯй,
Бидид он дилу рои ҳушьёри ӯй.

Ба нохун рухон хаставу ҷанда мӯй,
Пур аз хун дилу дида пурхок рӯй.[2]

Ба зориву сустӣ забон баркушод,
Чунин гуфт, к-«Эй хоҳари покзод,

Зи пандат набуд ҳеҷ монанд чиз,
Валекин маро худ пуромад қафиз.

Ҳаме панд бар ман набуд коргар,
Зи ҳаргуна чун дев буд роҳбар.

Набуд хусраве бартар аз Ҷаммшед,
Қ-аз ӯ буд гетӣ ба биму умед.

Бигашт ӯ ба гуфтори девон зи роҳ,
Ҷаҳон кард бар хештан-бар сиёҳ.

---

[1] ИЛ — б. 2675 нест;

Тп — Ҳама шаҳри Эрон-ш фармон баранд,
Аз он тухма ҳаргиз ба дил нагзаранд.

[2] Л — б. 2680 нест.

Ҳамон низ бедор Қовуси кай,
Ҷаҳондору некахтару некпай.

Табаҳ шуд ба гуфтори деви палид,
Шунидӣ бадиҳо, ки ӯро расид.

Ҳаме б-омсон шуд, ки гардонсипеҳр
Бубинад парокандани моҳу меҳр.[1]

Маро низ ҳам дев бероҳ кард,
Зи хубӣ ҳаме даст кӯтоҳ кард.[2]

Пушаймонам аз ҳарчи кардам зи бад,
Қунун гар бубахшад, зи яздон сазад.

Набишта бад-ингуна [3] буд бар сарам,
Ғами кардаҳои куҳан чун хӯрам!

Зи торак кунун об бартар гузашт,
Ғаму шодмонӣ ҳама бод гашт.

Набишта [4] чунин буду [5] будончи буд,
Набишта на коҳад, на ҳаргиз [6] фузуд.

Ҳамон панди ту ёдгори ман аст,
Суханҳои ту гӯшвори ман аст.

Сар омад кунун кори бедоду дод,
Суханҳот бар ман макун ҳеҷ ёд.[7]

---

[1] ТпЗ — Бияфтод ӯ аз ҳаво сарнагун,
Аз он сӯи сорӣ ба об андарун.

[2] Л — б. 2684—2689 нест;

ТпЗ — Маро гуфт: «дайҳими шоҳӣ туроcт,
Зи бурҷи бара то ба моҳӣ туроcт».

[3] Л — навишта чунин гуна. [4] Л — навишта. [5] Л — буд. [6] Л — Зи будҳо накоҳад наҳоҳад.

[7] Л — Умедам ба яздони парвардигор,
Ки бар ман бубахшад ба рӯзи шумор.

Шумо[1] рӯйҳо сӯи яздон кунед,
Ҳама пушт бар бахти хандон кунед.

Зи бадҳо ҷаҳондоратон ёр бас,
Магӯед аз[2] андӯҳу шодӣ ба кас.

Набудам ба гетӣ ҷуз ин низ баҳр,
Сар омад, кунун рафтаниам зи даҳр».[3]

Ялонсинаро гуфт: «Яксар сипоҳ —
Супурдам туро, бахти бедор хоҳ.[4]

Нигаҳ кун бад-ин хоҳари некзан,
Зи гетӣ бас ӯ мар туро ройзан.

Мабошед як тан зи дигар ҷудо,
Ҷудоӣ мабодо миёни шумо.

Бар ин буми душман мамонед дер,
Ки ман рафтаму[5] гаштам аз гоҳ[6] сер.

Ҳама яксара пеши Хусрав шавед,
Бигӯеду гуфтори ӯ бишнавед.[7]

Гар омурзиш ояд шуморо зи шоҳ,
Ҷуз ӯро махонед хуршеду моҳ.

Ба Гурдӯй аз ман фаровон дуруд,
Расонеду гӯед з-ин сон, ки буд.[8]

---

[1] Л — Ҳама. [2] Л — Магӯед. [3] Л — б. 2698 нест. [4] Л — тоҷу тахту кулоҳ. [5] Л — мондаму. [6] Л — кор.

[7] ТпЗ — Ки хушнуд шуд аз ту Баҳроми гав,
Чу хушнуд шуд аз ту, хушнуд шав.

[8] Л — б. 2705 нест;

ТпЗ — Шунидам, ки Харрод аз эронзамин,
Биёмад ба пайғамбарӣ сӯи Чин.
Ба Гурдӯй гӯед, хунам аз ӯй.
Бихоҳу магардон аз ин кор рӯй.

Маро даҳма дар шаҳри Эрон кунед,
Ба Рай кохи Баҳром вайрон кунед.

Басе ранҷ дидам зи хоқони Чин,
Надидам, ки як рӯз кард офарин.

На ин буд аз он ранҷ подоши ман,
Қи деве фиристад ба пархоши ман.

Валекин ҳамоно, ки ӯ з-ин сухун,
Агар бишнавад, сар надонад зи бун.

Набуд ин ба ҷуз кори эрониён
Ҳамон дев буд раҳнамун дар миён».

Бифармуд пас то биёмад дабир,
Нависад яке номае ногузир.[1]

Бигӯяд ба хоқон, ки Баҳром рафт,
Ба зориву хориву беком рафт.

Ту ин мондагони маро шод дор,
Зи ранҷу бади душман озод дор.

Ки ман бо ту ҳаргиз накардам бадӣ,
Ҳаме ростӣ ҷустаму бихрадӣ.

Басе пандҳо хонд бар хоҳараш,
Ба бар даргирифт он гироми сараш.

Даҳон бар баногӯши хоҳар ниҳод,
Ду чашмаш пур аз хун шуду ҷон бидод.

Бар ӯ ҳар касе зор бигристанд,
Ба дарди дил андар ҳаме зистанд.

Ҳаме бар хурӯшид [2] хоҳар зи дард,
Суханҳош як-як ҳаме [3] ёд кард.

---

[1] И — бар ҳарир. [2] ИЛ — хун хурушид. [3] Л — суханҳои ӯ як ба як.

Зи тимори ӯ шуд дилаш бар ду ним,
Яке тангтобут кардаш зи сим.

Ба дебо биёрост ҷангӣ танаш,
Қасаб кард дар зери пероҳанаш.

Ҳамерехт кофур гирд андараш,
Бад-ин гуна-бар то ниҳон шуд сараш.[1]

Чунин аст кори сарои сипанҷ,
Чу донӣ, ки андар намонӣ, маранҷ.[2]

Маҳӯр андӯҳу бода хӯр рӯзу шаб,
Дилат пур зи ромиш, пур аз ханда лаб.[3]

### Огоҳӣ ёфтани Хоқон аз марги Баҳром ва табоҳ кардани ҳонумони қулун ва навохтани Хусрави Парвиз Харродро

Чу бишнид хоқон, ки Баҳромро
Чӣ омад, парешида дид [4] номро.

Ҳам он нома наздики хоқон расид,
Фиристода гуфту сипаҳбуд шунид.

Аз он огаҳӣ шуд дилаш пур зи дард,
Ду дида пур аз хуну лаб [5] ложвард.

Аз он кори ӯ дар шигифтӣ бимонд,
Ҷаҳондидагонро ҳама пеш хонд.

Бигуфт ончи Баҳроми Ялро расид,
Шуд аз дард гирьён касе к-он шунид.

---

[1] Л — ин гуна то шуд ниҳон пайкараш.

[2] Тп — Қеҳу меҳтарон хокро зодаем,
Ба бечора тан маргро додаем.

[3] ИЛ — б. 2723 нест. [4] Л — бар ӯй аз паи. [5] И — рух.

Ҳама Чин бар ӯ зор гирьён шуданд,
Абе оташ аз бим [1] бирьён шуданд.

Якояк ҳама кори ӯ бозҷуст,
Бад-он то гунаҳ бар кӣ гардад дуруст.

Қулунро ба Тӯрон ду фарзанд буд,
Зи ҳаргунае хешу пайванд буд.

Чу дониста шуд оташе барфурӯхт,
Сарою ҳама барзани ӯ бисӯхт.

Ду фарзанди ӯро бар оташ ниҳод,
Ҳама чизи эшон ба тороҷ дод.

Бидонист, к-он кори Харрод буд,
Ки кораш ҳама банду бедод буд.

Фиристод ҳар сӯ ҳаюнони маст,
Наёмад-ш Харроди Барзин ба даст.

Ҳамегуфт, к-он саг, чигуна гурехт,
К-аз ингуна оташ ба мо-бар бубехт.[2]

В-аз он пас чу навбат ба хотун расид,
Зи парда ба гесӯш берун кашид.

Ба айвон кашид он ҳама ганҷи ӯй,
Накард эҷ ёд аз буна ранҷи ӯй.

Ҳама ҳарки дар Чин варо банда буд,
Бипӯшидашон ҷомаҳои кабуд.

Ба якчанд бо сӯги Бахром буд,
Ки хоқон аз он кор бадном буд.

---

[1] Л — Абе оташи тез. [2] ИЛ — б. 2736 нест.

### Огоҳӣ ёфтани Хусрав аз кушта шудани Баҳроми Чӯбина ва навохтани ӯ Харроди Барзинро

Чу Харроди Барзин ба Хусрав расид,
Бигуфт он куҷо карду гуфту[1] шунид.

Дили шоҳ Парвиз аз он шод гашт,
Қ-аз он бадгуҳар[2] душман озод гашт,

Ба дарвеш бахшид чанде дирам,
Зи пӯшиданиҳову аз бешу кам.

Ба ҳар подшоҳеву худкомае,
Набиштанд бар паҳлавӣ номае.

Ки додори доранда-яздон чӣ кард,
Зи душман чигуна баровард гард.

Ба қайсар яке нома бинвишт шоҳ,
Чунон чун бувад дархури пешгоҳ.

Ба як ҳафта маҷлис биёростанд,
Ба ҳар барзане руду май хостанд.

Ба оташкада ҳам фиристод чиз,
Бад-он мӯъбадон хилъат афганд низ.

Ба Харроди Барзин чунин гуфт шоҳ,
Ки «Зебад туро кард ҳам тоҷу гоҳ!»[3]

Даҳонаш пур аз гавҳари шоҳвор,
Бар оганду динор чун сад ҳазор.

Ҳамерехт ганҷур дар пои ӯй,
Бар ин гуна то танг шуд ҷои ӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳар кас, ки печад зи роҳ[4],
Шавад рӯзи равшан бар ӯ-бар сиёҳ,

---

[1] ИЛ — диду. [2] Л — пурхунар. [3] Л — сохтан тоҷу гоҳ; И — дод тахту кулоҳ. [4] Л — шоҳ.

Чу Баҳром бошад ба дашти набард,
Қ-аз ӯ пиртурке баровард гард».

Ҳама мӯъбадон хонданд офарин,
Ки бе ту мабинод кеҳтар замин!

Чу Баҳром бошад, ки бо меҳри ту,
Нахоҳад, ки рахшон шавад чеҳри ту.

### Нома навиштани Хоқон ба Гурдия, хоҳари Баҳром ва посухи он

В-аз он пас чу хоқон бипардохт дил,
Зи хун шуд ҳама кишвари Чин чу гил.

Чунин гуфт як рӯз, к-«аз марди суст,
Наёяд магар кори нотандуруст,

Бад-он номдорӣ, ки Баҳром буд,
Маро з-ӯ ҳама ромишу ком буд.

Кунун ман зи касҳои он номдор,
Чаро бозмондам чунин сусту хор?

Накӯҳиш кунад ҳар ки ин бишнавад,
Аз-он пас ба савганди ман награвад.

Нахӯрдам ғами хурд фарзанди ӯй,
На андеша аз хуну [1] пайванди ӯй.

Чу бо мо ба фарзанд пайваста буд,
Ба меҳру хирад ҷони ӯ баста буд».[2]

Бифадмуд то шуд бародар-ш пеш,
Сухан гуфт бо ӯ зи андоза беш.[3]

---

[1] Л — хешу. [2] Л — б. 2762 нест.

[3] ТпЗЛ — Бад-ӯ гуфт: «Аз эдар бирав то ба Марв,
Бад-он сон, ки дар боғ паррад тазарв.

Ки касҳои Баҳроми ялро бубин,
Фаровон бар эшон бихон офарин.[1]

Бигӯ он ки «ман худ ҷигар хастаам,
Бад-ин сӯг то зиндаам, бастаам.

Ба хун рӯи кишвар бишустам ба кин,
Ҳама шаҳр нафрин буду офарин.

Бад-ин дард ҳарчанд кин оварам,
В-агар осмон бар замин оварам,[2]

Зи фармони яздон касе нагзарад,
Чунин донад он кас, ки дорад, хирад.

Ки ӯро замона бар онгуна буд,
Ҳама тунбали деви вожуна буд.

Бар он зинҳорам, ки гуфтам сухан,
Бар он аҳду паймонҳои кӯҳан».

Сӯи Гурдия номае буд ҷудо,
Ки эй покдоман, зани порсо!

Ҳамат[3] ростиву ҳамат[4] мардумӣ,
Сириштат фузуниву дур аз камӣ.

Зи кори ту андеша кардам дароз,
Нишаста хирад бо дили ман ба роз.

Беҳ аз худ надидам туро кадхудой,
Биёрой ин хонаи ман ба рой.[5]

Бидорам туро ҳамчу ҷону танам,
Бикӯшам, ки паймони ту нашканам.

---

[1] ТпЗ — Бигӯшон ба яздону тахти меҳӣ,
Ки моро аз ин бад набуд огаҳӣ.

[2] ТпЗ — Ба хуни чунон гурди ҷӯёи ном,
Зи сад як набошад ба кин ронда ком.

[3] Л — Ҳама. [4] Л — Ҳама. [5] Л — пардаи мо ба пой.

Аз он пас бад-он шаҳр фармон туроcт,
Гаравгон кунам, дил бад-он ч-ат ҳавост.

Қунун ҳарчӣ дорӣ, ҳама гирд кун,
Ба пеши хирадманд гӯй ин сухун.

В-аз он пас бубин то чӣ ояд-т рой,
Ба равшанравонат хирад баргирой.

Хирадро бар он рой-бар шоҳ кун,
Маро з-он сиголида огоҳ кун».

Ҳамегуфту бар сони қумрӣ зи сарв,
Биёмад бародар-ш тозон ба Марв.

Ҷаҳонҷӯй бо номвар ром шуд,
Ба наздики касҳои Баҳром шуд.

Бигуфт ончи хоқон бад-ӯ гуфта буд,
Ки аз хуни [1] он кушта ошуфта буд.

Аз он пас чунин гуфт, к-«Эй бихрадон,
Писандидаву кордида радон!

Яке ногаҳон марг буд ин, на хурд,
Ки кас дар ҷаҳон, ин гумоне набурд.

Шӯморо аз ӯ мужди [2] бисьёр бод,
Варо довари додгар ёр [3] бод!»

Пас он нома пинҳон ба хоҳар-ш дод,
Суханҳои хоқон ҳама кард ёд.

Зи пайванду аз панду неку сухан,
Чи аз нав, чи аз рӯзгори кӯҳан.

Зи покиву аз порсоии зан,
Ки ҳам ғамгусор асту ҳам ройзан.

---

[1] ИЛ — кини. [2] Л — музди. [3] Л — бо ҷаҳондор кирдор.

Ҷавон гуфту он покдоман шунид,
Зи гуфтори ӯ хомӯшӣ баргузид.

Аз он пас чу бархонд он номаро,
Суханҳои хоқони худкомаро.

Хирадро чу бо дониш анбоз кард,
Ба дил посухи номаро соз [1] кард.

Бад-ӯ гуфт, к-«ин нома бархондам,
Хирадро бари хеш биншондам.

Чунон кард хоқон, ки шоҳон кунанд,
Ҷаҳондидаву пешгоҳон кунанд.

Бад-ӯ бод равшан ҷаҳонбини мо,
Ки чун ин биҷӯяд ҳаме кини мо!

Мамонод гетӣ зи хоқон тиҳӣ,
Бад-ӯ шод бодо кулоҳи меҳӣ!

Дили вай зи тимор хаста мабод,
Умеди ҷаҳон з-ӯ гусиста мабод!

Кунун чун нишинем бо якдигар,
Бихонем нома ҳама сарбасар.

Ҳар он, к-ӯ бузургасту дорад хирад,
Якояк бад-ин орзӯ бингарад.

Кунун дударо сарбасар шеван аст,
На ҳангомаи ин сухан гуфтан аст,[2]

Маро худ ба Эрон шудан рӯй нест,
Зани покро беҳтар аз шӯй нест.

---

[1] Л — нома оғоз.

[2] ТпЛЗ — Чу сӯги чунон меҳтар ояд ба сар,
Зи фармони хоқон набошад гузар.

Агар ман бад-ин зудӣ оям ба роҳ,
Чи гӯяд маро он хирадманд шоҳ.

Ба сӯг андар оҳанги шодӣ кунам,
На аз порсоиву родӣ кунам.

Хирадманд бешарм хонад маро,
Ва ҳоқон беозарм донад маро.

Ҳама бишнавам ҳарчи бояд шунид,
Зи гӯяндагон то чӣ ояд падид.

Бар ин сӯг чун бугзарад чор моҳ,
Саворе фиристам ба наздики шоҳ.

Бигӯям якояк ба нома дарун,
Чу ояд ба наздики ӯ раҳнамун.

Ту акнун аз эдар ба шодӣ хиром,
Ба ҳоқон бигӯ ончи додам паём».

Фаровон фиристодаро ҳадья дод,
Ҷаҳондида аз Марв баргашт шод.

**Рой задани Гурдия бо паҳлавонони хеш ва гурехтан аз Марв**

В-аз он пас ҷавону хирадманд зан,
Ба ором биншаст бо ройзан.

Чунин гуфт, к-«омад яке нав сухан,
Ки ҷовид бар дил нагардад куҳан.

Ҷаҳондор ҳоқон маро хостаст,
Суханҳо зи ҳаргуна оростаст.

Аз ин нест оҳу бузургасту шоҳ,
Далеру худованди тӯронсипоҳ.

Маро бепадар дошт Баҳроми гурд,
Ду даҳ сол з-он гаҳ, ки бобам бимурд.

Чу аз вай касе хостӣ мар маро,
Бичӯшидӣ аз кина мағзи саро.

Наёраст то зинда буд шери ман,
Қасе ёди ман кард аз анҷуман.

Қунун шоҳ, хоқон на мардест хурд,
Ҳамаш дастгоҳасту ҳам даст бурд.[1]

Валекин чу бо турку эрониён
Бикӯшад, ки хешӣ бувад дар миён.

Зи пайванду аз банди он рӯзгор,
Ғаму ранҷ бинад ба фарҷом кор.

Нигар то Сиёвуш аз Афросиёб
Чи бархӯрд ҷӯз тобиши офтоб.

Сари хеш дод аз нахустин ба бод,
Ҷавоне ки чун ӯ зи модар назод.

Ҳамон низ пури сипаҳбуд чӣ кард,
Аз Эрону Тӯрон баровард гард.

Бисозед то мо зи туркон ниҳон
Ба Эрон барем ин сухан ногаҳон.

Ба Гурдӯй ман номае кардаам,
Ҳам аз пеш тимори ин хӯрдаам.

Ки бар шоҳ пайдо кунад кори мо,
Бигӯяд бад-ӯ [2] ранҷу тимори мо.

Ба нерӯи яздон чу он бишнавад,
Бад-ин чарбгуфтори ман бигравад».

---

[1] ИЛ — б. 2813—2816 нест. [2] И — Бичӯяд ғаму.

Бад-ӯ гуфт ҳар кас, ки «Бону туӣ,
Ба Эрону Чин пушту бозу туӣ.

Наҷунбонадат кӯҳи оҳан зи ҷой,
Ялонро ба мардӣ туӣ раҳнамой.

Зи марди хирадманд бедортар,
Зи дастури донанда ҳушьёртар.

Ҳама кеҳтаронему фармон туром,
Бад-ин орзӯ рою паймон туром».

Чу бишнид аз эшон Аразро бихонд,
Дирам доду ӯро ба девон нишонд.

Биёмад сипаҳ сарбасар бингарид,
Ҳазору саду шаст ял баргузид.

Қ-аз он ҳар саворе ба ҳангоми кор,
На баргоштандӣ сар аз даҳ савор.[1]

Дирам доду омад сӯи хона боз,
Чунин гуфт бо лашкари размсоз.

Ки «ҳар кас, ки дид ӯ дуволи рикеб,
Напечад дил андар фарозу нишеб.

Натарсад аз анбӯҳи лашкаркашон,
Гар аз абр бошад бар ӯ сарфишон.[2]

Бибояд, ки то сӯи Эрон шавем,
Ба наздики шоҳи далерон шавем.

Ба Тӯрон ғарибему бепушту ёр,
Миёни бузургони Чин сусту хор.

[1] И — корзор.

[2] ТпЗ — Напечад аз ин рафтан аз ман инон,
Натарсад агар душман ояд дамон.

Ҳамерафт хоҳам чу тира шавад,
Сари душман аз хоб хира шавад.

Шумо дил ба рафтан мадоред танг,
Гар аз чиниён лашкар ояд ба ҷанг.

Ки ман бегумонам, ки аз пас сарон,
Биёянд бо гурзҳои гарон.

Ҳама ҷон якояк ба ҳам барниҳед,
Агар лашкар ояд хареду диҳед.

В-агар бар чунин рӯятон нест рой,
Аз эдар маҷунбед як тан зи ҷой».

Ба овоз гуфтанд: «Мо кеҳтарем,
Зи рою зи фармони ту нагзарем».

Бад-ин барниҳоданду бархостанд,
Ҳама ҷанги Чинро биёростанд.

Ялонсинаву меҳтар Эзадгусашп,
Нишастанд бо номдорон бар асп.

Ҳамегуфт ҳар кас, ки мурдан ба ном,
Беҳ аз зинда, душман бар ӯ шодком.

Ҳамонгаҳ сӯи корвон шуд ба дашт,
Шутур хост, то пеши ӯ баргузашт.

Гузин кард аз он уштурон се ҳазор,
Бад-он то буна барниҳоданд бор.

Чу шаб тира шуд, Гурдия барнишаст,
Чу гурде сарафроз гурзе ба даст.

Барафганд пурмоя баргустувон,
Або ҷавшану тарку теғи гавон.

Ҳамеронд чун бод лашкар ба роҳ,
Ба рахшанда рӯзу шабони сиёҳ.

**Фиристодани Хоқон Тувургро аз паси Гурдия ва куштани Гурдия ӯро**

Зи лашкар басе зинҳорӣ шуданд,
Ба наздики хоқон ба ёрӣ шуданд.

Бародар биёмад ба наздики ӯй,
Ки эй номвар меҳтари ҷангҷӯй!

Сипоҳӣ диловар ба Эрон кашид,
Басе зинҳорӣ бари ман расид.

Аз ин нанг то ҷовидон бар дарат,
Бихандад ҳаме лашкару кишварат.

Сипаҳдори Чин, к-он суханҳо шунид,
Шуд аз хашм рангу рухаш нопадид.

Бад-ӯ гуфт: «Биштобу баркаш сипоҳ,
Нигаҳ кун, ки лашкар куҷо шуд зи роҳ?

Бад-эшон расӣ ҳеҷ тундӣ макун,
Нахустин фароз ор ширин сухун.

Аз эшон надонад касе роҳи мо,
Магар бишканӣ пушти бадхоҳи мо.

Ба хубӣ сухан гӯю бинвоз-шон,
Ба мардонагӣ сар барафроз-шон.

В-агар ҳеҷ созад касе бо ту ҷанг,
Ту мардӣ куну дур бош аз диранг.

Аз эшон яке гӯрсон кун ба Марв,
Ки гардад замин ҳамчу парри тазарв».

Биёмад сипаҳдор бо шаш ҳазор,
Гузида зи туркони ҷангисавор.

Ба рӯзи чаҳорӯм бад-эшон расид,
Зани шердил чун сипаҳро бидид.

Аз эшон ба дил-бар накард эҷ ёд,
Зи лашкар сӯи сорбон шуд чу бод.

Якояк буна дар паси пушт кард,
Биёмад, нигаҳ кард ҷои набард.

Салеҳи бародар бипӯшид зан,
Нишаст аз бари бораи гомзан.

Ду лашкар баробар кашиданд саф,
Ҳамон ҷони худ барниҳода ба каф.

Ба пеши сипоҳ андар омад Тувург,
Ки хоқон варо хондӣ пиргург.

Ба эрониён гуфт, к-«Он покзан,
Магар нест бо ин бузург анҷуман?»

Чу буд Гурдия бо салеҳи гарон,
Миён баста бар сони ҷанговарон.

Диловар Тувургаш надонист боз,
Бизад пошна, рафт пешаш фароз.

Дигар гуфт, к-«Он хоҳари кушта шоҳ
Куҷо ҷӯямаш дар [1] миёни сипоҳ?

Ки бо ӯ маро ҳаст чандин сухан,
Чу аз нав чи аз рӯзгори кӯҳан».

Бад-ӯ Гурдия гуфт, к-«Инак манам,
Ки бар шери дарранда асп афганам».

Чу бишнид овози ӯро Туввург,
Бар он аспи ҷангӣ чу шери сутург,

Шигифт омадаш, гуфт: «Хоқони Чин,
Туро кард аз ин подшоҳӣ гузин,

---

[1] Л — ҷӯям андар.

Бад-он то ту бошӣ варо ёдгор,
Зи Баҳроми шер он гузидасавор».

Ҳамегуфт: «Подоши ин некӯвӣ,
Ба ҷой оварам чун сухан бишнавӣ.

Маро гуфт биштобу ӯро бигӯй,
Ки гар з-ончи гуфтам надидӣ ту рӯй,

Чунон дон, ки он худ нагуфтам зи бун,
Ки ман низ боз омадам з-ин сухун.

Аз ин марз рафтан туро рӯй нест,
Макун гар туро орзӯ шӯй нест.

Суханро бад-ингуна пайванд кун,
В-агар панд напзирадат, банд [1] кун».

Ҳар он гаҳ,[2] ки ӯро бар он [3] доштааст,
Суханҳо [4] аз андоза бугзоштааст.

Бад-ӯ Гурдия гуфт, к-«Аз размгоҳ —
Ба як сӯ шавем аз миёни сипоҳ.

Сухан ҳарчӣ гуфтӣ ту, посух диҳам,
Туро андар ин рои фаррух ниҳам».

Зи пеши сипоҳ андар омад Тувург,
Биёмад бари номдори сутург.

Чу танҳо бидидаш зани чораҷӯй,
Аз он миғфари тира бukшод рӯй.[5]

Бад-ӯ гуфт: «Баҳромро дидай,
Савориву размаш писандидай.

Маро буд ҳаммодару ҳампадар,
Кунун рӯзгори вай омад ба сар.

---

[1] Л — Ҳама гӯш сӯи хирадманд. [2] Л — Ҳамонро. [3] Л — бар ин. [4] Л — Суханҳош. [5] И — б. 2881—2888 нест.

Қунун ман туро озмоиш кунам,
Яке сӯи размат гироиш[1] кунам.

Гарам[2] аз дари шӯй ёбӣ, бигӯй,
Ҳамоно маро худ писандӣ ту шӯй».

Бигуфт ину з-он пас барангехт асп,
Паси ӯ ҳаметохт Эзадгушасп.[3]

Яке найза зад бар камарбанди ӯй
Ки бугзошт[4] хафтону пайванди ӯй.

Чу аз пушти бора даромад нагун,
Ҳама рег шуд зери ӯ ҷӯи хун.[5]

Ялонсина бо он гузидасипоҳ,[6]
Барангехт асп андар он размгоҳ.[7]

Ҳама лашкари Чин ҳаме[8] баршикаст,
Басе кушта[9] афгандӯ чанде бихаст.

Ду фарсанг лашкар ҳамешуд зи пас,
Бар аспон намонданд бисьёр кас.

Саросар ҳама дашт шуд руди хун,
Яке бесару дигаре сарнагун.

### Номаи Гурдия ба Гурдӯй

Чу пирӯз шуд, сӯи Эрон кашид,
Бари шаҳриёри далерон кашид.[10]

---

[1] И — ниёиш; Л — намоиш. [2] Л — Агар аз.

[3] Тп — Сипаҳдори чинӣ ҳамон ҳамла кард,
Барсвехтанд он ду шери набард.
Ҳамон хоҳари паҳлави номдор.
Ба найза даромад ба назди савор.

[4] Л — бугсист. [5] Л — б. 2895 нест. [6] Л — он гузидасавор.
[7] Л — аз паи корзор. [8] Л — ба ҳам. [9] Л — кушту.

[10] Тп — Ба рӯзи чаҳорӯм ба Омӯй шуд,
Надидӣ зане, к-ӯ ҷаҳонҷӯй шуд.

Ба Омӯй биншасту якчанд буд,
Ба дил-ш андар андешаҳо барфузуд.[1]

Яке нома сӯи бародар ба дард
Навишту зи ҳар кор огоҳ кард.

Чунин гуфт, к-«онгаҳ, ки Баҳроми гурд
Ба тимору дарди бародар бимурд,

Турову маро мужди бисьёр дод,
Равони вай аз мо беозор бод!»

Дигар гуфт: «Бо шаҳриёри баланд
Бигӯ ончи аз ман шунидӣ зи панд.

Паси мо биёмад сипоҳе гарон,
Ҳама номдорону ҷанговарон.

Бад-онгуна бардоштамшон бо [2] разм,
Ки на разм бинанд аз ин пас [3] на базм.

Басе номвар меҳтарон бо мананд,
Набояд, ки ояд бар эшон газанд.

Нишастам ба Омӯй,[4] то посухам
Биёрад магар ахтари фаррухам.

**Куштани Хусрав Биндӯйро ба хуни падараш Ҳурмузд**

В-аз он пас ба ором биншаст шоҳ,
Чу бархост Баҳром ҷангӣ зи роҳ.

Надид аз бузургон касе кинаҷӯй,
Ки бо ӯ ба рӯй андар оранд, рӯй.

---

[1] Л — б. 2900, 2901 нест. [2] ИЛ — баргоштамшон зи. [3] ИЛ — харгиз. [4] Л — раҳ-бар.

Ба дастури покиза як рӯз гуфт,
Ки «андеша то кай бувад дар нуҳуфт?

Кушанда падар ҳар замон пеши ман,
Ҳаме бугзарад, ӯ бувад хеши ман.

Чу равшанравонам пур аз хун бувад,
Ҳаме подшоҳӣ кунам, чун бувад?!»

Ниҳоданд хону мае чанд х(в)ард,
Ҳамон рӯз Биндӯйро банд кард.

В-аз он пас чунин гуфт бо раҳнамой,
Ки «ӯро ҳам акнун зи тан дасту пой

Бибурред[1] то ӯ ба хуни каён,
Чу бедаст бошад, набандад миён».

Буриданду ҳам бар замон ӯ бимурд,
Пур аз хун равонаш ба яздон супурд.[2]

### Сар печидани Густаҳм аз Хусрави Парвиз ва хостани ӯ Гурдияро

В-аз он пас ба сӯи Хуросон касе
Фиристоду андарз кардаш басе.

Бад-ӯ гуфт: «Бо кас маҷунбон забон,
Аз эдар бирав то дари марзбон.

Ба Густаҳм гӯй, эчгуна мапой,
Чу ин номаи мо бихонӣ, биёй».

Фиристода чун дар Хуросон расид,
Ба даргоҳи марди таносон расид.

Бигуфт онки фармони Парвиз буд,
Ки шоҳи ҷавон буду хунрез буд.

---

[1] Л — Бубурранд. [2] И — б. 2918 нест.

Чу Густаҳм бишнид, лашкар биронд,
Пароганда лашкар ҳама бозхонд.

Чунин то ба шаҳри бузургон расид,
Зи Сориву омул ба Гургон расид,

Шунид он ки шуд шоҳи Эрон дурушт,
Бародар-шро шаб ба мастӣ бикушт.

Чу бишнид гӯшти ялонӣ биканд,
Фуруд омад аз пушти аспи саманд.

Ҳама ҷомаи паҳлавӣ кард чок,
Хурӯшон ба сар бар ҳамерехт хок.

Бидонист, к-ӯро ҷаҳондор шоҳ
Ба кини падар кард хоҳад табоҳ.

Хурӯшон аз он ҷойгаҳ бозгашт,
Ту гуфтӣ, ки бо бод ҳамбоз гашт.

Сипоҳи пароганда кард анҷуман,
Ҳаметохт то бешаи Норван.

Чу наздикии кӯҳи Омул расид,
Сипаҳро бад-он беша андар кашид.

Ҳамебурд бар ҳар сӯе тохтан,
Бад-он тохтан буд кин охтан.[1]

Ба ҳар сӯ, ки бекор мардум буданд,
Ба нон-бар [2] ҳама бандаи ӯ шуданд.

Ба ҷое куҷо лашкари шоҳ буд,
Ки Густаҳм аз он лашкар огоҳ буд.

Ҳаме бар сарашшон фуруд омадӣ,
Сипаҳро якояк ба ҳам барзадӣ.

[1] И — бохтан. [2] ИЛ — ноне.

В-аз он пас чу Гурдӯй шуд назди шоҳ,
Бигуфт он куҷо хоҳараш бо сипоҳ

Бад-он марзбонони хоқон чӣ кард,
Қи дар Марв аз эшон баровард гард.

В-аз ин рӯй Густаҳм бишнид низ,
Қи Баҳроми Ялро пур омад қафиз.

Ҳамон Гурдия бо сипоҳе бузург,
Бирафт аз бари номдори сутург.

Паси ӯ биёмад сипоҳе ба кин,
Чи кард ӯ бад-он номдорони Чин.

Пазира шуданро сипаҳ барнишонд,
В-аз он беша чун бод лашкар биронд.

Чу огоҳ шуд, Гурдия рафт пеш,
Аз Омӯй бо номдорони хеш.

Чу Густаҳм дид он сипаҳро ба роҳ,
Барангехт асп аз миёни сипоҳ,

Биёмад бари Гурдия пур зи дард,
Фаровон зи Баҳром тимор х(в)ард,

Ҳам он дарди Биндӯй бо вай[1] бигуфт,
Ҳаме б-остин хун зи мижгон бирӯфт.

Ялонсинаро диду Эзадгушасп,
Фуруд омад аз дур гирьён зи асп,

Бигуфт он ки Биндӯйро шаҳриёр
Табаҳ карду бад шуд маро рӯзгор.

Ту гуфтӣ на аз хоҳараш зода буд,
На аз баҳри ӯ тан ба хун дода буд.

[1] ИЛ — ӯ

Ба торак-бар ӯро раво доштӣ,
Равон пеши хокаш фидо доштӣ.

Ба мастӣ зи тан дасту пояш бурид,
Бад-он сон ки аз гавҳари ӯ сазид.

Шуморо бад-ӯ чист акнун умед,
Ки ӯ камтар аз тирмаҳ, бори [1] бед.

Або ҳамгинонтон батар з-он кунад,
Ба шаҳр [2] андарун гӯшт арзон кунад.

Чу аз дур бинад Ялонсинаро,
Барошӯбаду нав кунад кинаро,

Ки солор будӣ ту Баҳромро,
Аз ӯ ёфтӣ дар ҷаҳон комро.

Аз ӯ ҳарки донад-ш парҳез беҳ,
Гулӯи варо дашнаи тез беҳ.

Гар эдар бибошед бо мо ба ҳам,
Занем андарун рой бар бешу каму.

Пазируфт аз ӯ ҳарки бишнид панд,
Ҳамеҷаст ҳар кас [3] зи роҳи газанд.

Забон тез бо Гурдия баркушод,
Ҳамекард кирдори [4] Баҳром ёд.

Зи гуфтори ӯ гашт Гурдия суст,
Шуд андешаҳо бар дилаш нодуруст.

Бибуданд яксар ба наздики ӯй,
Дурахшон шуд он рои торики ӯй,

---

[1] Л — барги. [2] Л — Марв. [3] Л — ҳар як. [4] Л — гуфтори.

[5] Тп — Чу якчанд гоҳе баромад бар ин,
Гаҳе буд шодон, гаҳ андӯҳгин.

Ялонсинаро гуфт: «Ин зан ба шӯй
Чӣ гӯяд, чӣ ҷӯяд бад-ин обрӯй?»

Чунин дод посух, ки «То гӯямаш,
Ба гуфтори бисьёр дил шӯямаш.[1]

Ялонсина бо Гурдия гуфт: «Зан
Ба гетӣ туро дидаам ройзан.

Зи хоқон карона[2] гузидӣ, сазид,
Қи рои ту озодагонро гузид.

Чӣ гӯӣ зи Густаҳми ял-холи шоҳ,
Тавонгар, сипаҳбуд, саре бо сипоҳ?»

Бад-ӯ гуфт: «Шӯе к-аз Эрон бувад,
Аз ӯ тухмаи мо на вайрон бувад».

Ялонсина ӯро ба Густаҳм дод,
Диловар гаве буду хусравнажод.[3]

Ҳамедошташ чун яке тоза себ,
Ки андар баландӣ надидӣ нишеб.

Сипоҳе ки аз назди Хусрав шудӣ,
Бар ӯ рӯзгори куҳан нав шудӣ.

Ҳар онгаҳ, ки дидӣ шикасти сипоҳ,
Гавонро ҳамедоштӣ дар паноҳ.

**Кушта шудани Густаҳм ба дасти Гурдия ба чораи Хусрави Парвиз ва Гурдӯй**

Чунин то баромад бар ин чанд гоҳ,
Зи Густаҳм пурдард шуд ҷони шоҳ,

Барошуфт рӯзе ба Гурдӯй гуфт,
Ки «Густаҳм бо Гурдия гашт ҷуфт.

---

[1] И — б. 2961—2963 нест; Л — ҷӯямаш. [2] И — киро беҳ.
[3] Л — буд фаррухнажод.

Сӯи ӯ шуданд он бузург анҷуман,
Бар онам, ки ӯ будашон ройзан.

Зи Омул кас омад зи корогаҳон,
Ҳама фош кард, он ки будӣ ниҳон.

Ҳамегуфт аз ин гуна то тира гашт,
Зи дидор [1] чашми ялон хира гашт.

Чу созандагон шамъу май сохтанд,[2]
Зи бегона айвон бипардохтанд.[3]

Ҳамон низ Гурдӯю Хусрав ба ҳам,
Ҳамегуфт ҳаргуна аз бешу кам.

Бад-ӯ гуфт: «Аз эдар фаровон сипоҳ
Ба Омул фиристодаам кинахоҳ.

Ҳама баставу хаста боз омаданд,
Пур аз нолаву богудоз омаданд.

Кунун андарин рой моро якест,
Гар он рой бо тоҷу тахт андакест.

Чу Баҳроми Чӯбина гум кард роҳ,
Ҳамеша будӣ Гурдия некхоҳ.

Кунун чорае ҳаст наздики ман,
Магӯй ин сухан бар сари анҷуман.

Сӯи Гурдия нома бояд навишт,
Чу ҷӯе пур аз май ба боғи биҳишт.

Ки то ту ҳаме дӯстдорӣ кунӣ,
Ба ҳар кору ҳар ҷой ёрӣ кунӣ.

---

[1] Л — гуфтор. [2] И — хостанд. [3] И — Ҳама кохи ӯро биёростанд;

ТпИ — Зи бегонамардум бипардохт ҷой,
Нишаст аз бари тахт бо раҳнамой.

Баромад бар ин рӯзгори дароз,
Забон аз дилам ҳеҷ накшод роз.

Кунун рӯзгори сухан гуфтан аст,
Ки Гурдӯй моро ба ҷои тан аст.

Нигар, то чигуна кунӣ чорае,
К-аз он гум шавад зишт патьёрае.

Ки Густаҳмро зери санг оварӣ,
Дилу хонаи мо ба чанг оварӣ.

Чу ин карда бошӣ сипоҳи туро,
Ҳамон дар ҷаҳон некхоҳи туро

Ба наздики маншон бувад зинҳор,
Ба ҳар ҷой ҳаргиз набошанд хор.

Қасеро, ки хоҳӣ диҳам кишваре,
Ки гардад бад-он кишвар андар саре.

Ту ой ба мушкӯи заррини мо,
Сар оварда бошӣ ҳама кини мо.

Бар ин бархӯрам чанд савганд низ,
Физоям бар ин бандҳо банд низ».[1]

Бад-ӯ гуфт Гурдӯй: «Анӯша бадӣ,
Чу ноҳид дар бурҷ хӯша бадӣ!

Ту донӣ, ки ман ҷону фарзанди хеш,
Бару буми ободу пайванди хеш,

Ба ҷои сари ту надорам ба чиз,
Гар ин чизҳо арҷманд аст низ.

Бад-ин кас фиристам ба наздики ӯй,
Дурахшон кунам ҷони торики ӯй.

---

[1] ТпИЛ — Агар печам ин дил зи сэвганди ман,
Мабодо, зи ман шод пайванди ман...

Яке нома хоҳам бар ӯ мӯҳри шоҳ,
Ҳам он хатти ӯ чун дурахшанда моҳ.

Ба хоҳар фиристам зани хешро,
Кунам дур аз ин дар бадандешро.

Ки чунин сухан нест ҷуз кори зан,
Ба вижжа зане к-ӯ бувад ройзан.

Бар ин низ ҳарчанд ҳаме бингарам,
Паёми ту бояд бари хоҳарам.

Барояд ба коми ту ин кор зуд,
Бар [1] ин бешу камтар [2] набояд фузуд».

Чу бишнид Хусрав, бад-он шод гашт,
Ҳама ранҷҳо бар дилаш бод гашт.

Ҳамонгаҳ зи ганҷур қиртос хост,
Зи мушки сиёҳ суда анқос хост.

Яке нома бинвишт чун бӯстон,
Гули бӯстон чун руҳи дӯстон.

Пур аз аҳду паймону савгандҳо,
Зи ҳаргунае лобаву пандҳо.

Чу баргашт унвони он нома хушк,
Ниҳонданд мӯҳре бар ӯ — бар зи мушк

Яке нома бинвишт Гурдӯй низ,
Бигуфт андар ӯ панду бисьёр чиз.

Сари нома гуфт, онҷи Баҳром кард,
Ҳама дудаву бум бадном кард.

---

[1] Л — Аз. [2] Л — кам бар.

[3] ТпИЛ — Нигине бар ӯ номи Парвез шоҳ,
Ниҳоданд бар мӯхр мушки * сиёх.

* И — санги.

Ки бахшоиш ород яздон бар ӯй,
Мабодо [1] пушаймон аз он гуфтугӯй.

Ҳар он кас, ки ҷонаш надорад хирад,
Ҳаму бешии корҳо нангарад.

Гар ӯ рафт, мо аз паси ӯ равем,
Ба доди худои ҷаҳон бигравем.

Чу ҷуфти ман ояд ба наздики ту,
Дурахшон кунад рои торики ту.

Зи гуфтори ӯ ҳеҷгуна магард,
Чу гардӣ, шавад бахти мо [2] рӯйзард.

Ниҳод он хати Хусрав андар миён,
Бупечид бар нома-бар парниён.

Зани чорагар бистуд он номаро,
Шунид он суханҳои ҳудкомаро.

Ҳаметохт то бешаи Норван,
Фиристода зан буд наздики зан.

Аз ӯ Гурдия шуд чу хуррамбаҳор,
Ҳама рӯх пур аз бӯю рангу нигор.

Зи Баҳром чандин сухан ронданд,
Ҳаме оби мижгон барафшонданд.

Пас он номаи шӯй бо хатти шоҳ,
Ниҳонӣ бад-ӯ доду бинмуд роҳ!

Чу он шерзан номаи шоҳ дид,
Ту гуфтӣ, ба рӯи замин моҳ дид.

Бихандиду гуфт: «Ин суханро ба ранҷ
Надорад касе к-аш бувад ёр панҷ.

---

[1] И — Мабодаш. [2] Л — В-агарна шавад бахтро.

Бихонд он хати шоҳ бар панҷ тан,
Ниҳон дошт аз номдор анҷуман.

3025 Чу букшод лаб, зуд паймон бубаст,
Гирифт он замон дасти эшон ба даст.

Ҳам он панҷ танро бари хеш хонд,
Ба наздикии хобгаҳ барнишонд.

Чу шаб тира шуд, рӯшной бикушт,
Лаби шӯй бигрифт ногаҳ ба мушт.

Аз он мардумон низ ёр омаданд,
Ба болини он номдор омаданд.

Бикӯшид бисьёр бо марди маст,
Саранҷом гӯёзабонаш бубаст.

3030 Сипаҳбуд ба торикӣ андар бимурд,
Шабу рӯзи равшан ба ҷӯё супурд.

Ба шаҳр андарун бонгу фарьёд хост,
Ба ҳар барзане оташу бод хост.

Чу овоз бишнид нобокзан,[1]
Ба хафтони румӣ бипӯшид тан.

Шаби тира эрониёнро бихонд,
Суханҳои он кушта чанде биронд.

Пас он номаи шоҳ бинмудашон,
Далериву тундӣ бияфзудашон.

3035 Ҳама саркашон офарин хонданд,
Бар он нома-бар гавҳар афшонданд.

[1] ИЛ — нопокзан.

## Нома навиштани Гурдия ба Хусрав ва хостани Хусрави Парвиз ӯро

Давоту қалам хост нобокзан,
Ба ором биншаст бо ройзан.

Яке нома бинвишт [1] наздики шоҳ,
Зи бад хонду аз [2] мардуми некхоҳ.

Сари нома кард офарин аз нахуст,
Бар он кас, ки ӯ кина аз дил бишуст.

Дигар гуфт: «Қоре ки фармуд шоҳ,
Баромад ба коми дили некхоҳ.

Пароганда гашт он сипоҳи сутург,
Ба бахти ҷаҳондор, шоҳи бузург.

Нишастам кунун то чи фармон диҳӣ,
Чӣ овезӣ аз гӯшвори раҳӣ?»

Чу он нома наздики Хусрав расид,
Аз он зан варо шодии нав расид.

Фиристодае хост ширинзабон,
Баландахтару поку равшанравон.

Яке нома бар сони аржанги Чин,
Набиштанду карданд чанд офарин.

Гаронмоязанро ба даргоҳ хонд,
Ба нома варо афсари моҳ хонд.

Фиристода омад бари зан чу гард,
Суханҳои Хусрав ҳама ёд кард.

Зани шер аз он номаи шаҳриёр,
Чу рахшандагул шуд ба вақти баҳор.

Сипаҳро ба дар хонду рӯзӣ бидод,
Чу шуд рӯз равшан, буна барниҳод.

---

[1] Л — номае кард. [2] Л — бадхоҳ в-аз.

Чу омад ба наздикии шаҳри шоҳ,
Сипоҳе пазира шудандаш ба роҳ.[1]

Зи раҳ чун ба даргоҳ шуд, бор ёфт,
Дили тоҷвар пур зи тимор [2] ёфт.

Биёвард аз он пас нисоре гарон,
Ҳам он [3] кас, ки буданд бо ӯ сарон.

Ҳама ганҷу он хоста пеш бурд,
Якояк ба ганҷури шаҳ [4] баршумурд.

Зи динору аз гавҳари шоҳвор,
Қас онро надонист кардан шумор.

Зи дебои зарбафту тоҷу камар,
Ҳамон тахти заррину заррин сипар.

Нигаҳ кард Хусрав бад-он зодсарв,
Ба рух чун баҳору ба рафтан тазарв.

Ба рухсора рӯзу ба гесӯ чу шаб,
Ҳаме дурр борад, ту гуфтӣ, зи лаб.

Варо дар шабистон фиристод шоҳ,
Зи ҳар кас фузун шуд варо пойгоҳ.

Фиристод назди бародарш кас,
Ҳамон назди дастури фарьёдрас.

Ба оини ин дин мар ӯро бихост,
Пазируфту [5] бо ҷон ҳамедошт рост.

Ба ёрон-ш-бар хилъат афганд низ,
Дирам доду динору ҳаргуна чиз.

---

[1] Л — Чу омад ба наздикии шаҳриёр,
Пазира шудандаш сарони савор.

[2] Л — з-ӯ беозор. [3] Л — ҳар он. [4] ИЛ — ӯ. [5] Л — Випазруфту.

## Ҳунар намудани Гурдия назди Хусрав

Ду ҳафта баромад, бад-ӯ гуфт шоҳ:
«Ба хуршеду моҳу ба тахту кулоҳ,

Ки баргӯй аз он ҷанги хоқониён,
Бубандӣ чунон ҳам камар бар миён».

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, анӯша бадӣ,
Равонро ба дидор тӯша бадӣ.

Бифармой то аспу зин оваранд,
Камону каманду камин оваранд.

Ҳамон найзаву худу хафтони ҷанг,
Яке таркаш оганда тири хаданг».

Парастандаеро бифармуд шоҳ,
Ки дар боғи Гулшан биёрой гоҳ.

Бирафтанд бедордил бандагон;
Зи турку зи румӣ парастандагон.

Зи хубони Хусрав ҳазору дувист,
Ту гуфтӣ ба боғ андарун роҳ нест.

Чу хуршед Ширин ба пеш андарун
Хиромон ба болои симинсутун.

Пиёда хиромон зи ҷои нишаст,
Камар бар миён баста найза ба даст

Бишуд Гурдия то ба наздики шоҳ,
Зиреҳ хост аз турку румӣ [1] кулоҳ.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт: «Дастур бош,
Яке чашм букшо, зи бад дур бош».

Бад-он пурҳунар зан бифармуд шоҳ,
Ки ояд ба наздики аспи сиёҳ.

---

[1] Л — турк оддӣ.

Буни найзаро бар замин барниҳод,
Ба болои [1] зин андар омад чу бод.

Ба боғ андар овард гоҳе гирифт,
Чапу рост бегона роҳе гирифт.

Ҳаме ҳар замон асп баргоштӣ,
В-аз абри сияҳ наъра бугзоштӣ.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳангоми разми Тувург,
Бар ин гуна будам чу арғундагург».

Чунин гуфт Ширин: ки «Эй шаҳриёр,
Ба душман диҳӣ олати корзор,

Ки хуни бародар ба ёд оварад,
Битарсам, ки корат ба бод оварад.

Ту бо ҷомаи пок бар тахти зар,
Варо ҳар замон бо ту бошад гузар».

Ба ханда ба Ширин чунин гуфт шоҳ,
Қ-«аз ин зан ҷуз аз дӯстдорӣ маҳоҳ».

Ҳаметохт гирд андарун Гурдияҳ [2]
«Ба овардгаҳ — гуфт Ҳусрав, ки — «Заҳ!» [3]

Ҳамегуфт боре бадандеш шоҳ,
Ба пеши ман астӣ ба овардгоҳ.

Ҳам акнун зи зинат ба сони Тувург,
Ҷудо кардаме пеши шоҳи бузург.

Бад-ӯ монда буд Ҳусрав андар шигифт,
Бад-он бурзу болову бозуву [4] кифт.

Чунин гуфт бо Гурдия шаҳриёр,
Ки «эй беғам [5] аз гардиши рӯзгор,

[1] Л — Зи боло ба. [2] Л — Гурдия. [3] Л — овардгоҳи кухан яктана. [4] Л — он ёлу. [5] ИЛ — Беайби.

Кунун то бубинам, ки бо ҷоми май,
Ҳаме суст бошӣ, агар [1] сахтпай.

Яке ҷом пур бодаи хусравон,
Ба каф барниҳод он зани паҳлавон.

Ки гаштӣ гурезон аз он аҳриман,
Ниҳода бар ӯ дидаҳо анҷуман.

Ба ёди сипаҳбуд ба як дам бих(в)ард,
Баровард аз он чашмаи зард гард.

Сипаҳбуд шигифтӣ бимонд андар ӯ,
Бад-ӯ гуфт, к-«эй моҳи пайкорҷӯ,[2]

Ба гирди ҷаҳон чор солори ман,
Ки ҳастанд бар ҷон нигаҳдори ман,

Або ҳар яке з-он даҳу ду ҳазор,
Аз эрониёнанд ҷангисавор.

Чунин ҳам ба мушкӯи заррини ман,
Чи дар хонаи гавҳарогини ман.

Парастор бошад даҳу ду ҳазор
Ҳама [3] пок бо тавқу бо гӯшвор.

Аз ин пас нигаҳбони эшон туӣ,
Ки бо ранҷу тимори хешон туӣ.

Нахоҳам, ки гӯянд аз эшон сухан,
Касе ҷуз ту, гар нав бувад, гар [4] куҳан».

Шунид он сухан Гурдия шод гашт,
Зи беғораи душман озод гашт.

Ҳамерӯфт рӯи заминро ба рӯй,
Ҳаме офарин хонд бар фарри ӯй.

---

[1] Л—В-агар. [2] И—б. 3088, 3091 нест. [3] Л—Ҳамон. [4] Л—ар нав буванд, ар.

## Дар сабаби хароб шудани шаҳри Рай

Баромад бар ин низ рӯзе дароз,
Нагашт ахтари номвар ҷуз ба ноз.

Шабе май ҳамехӯрд бо мӯъбадон,
Бузургони корозмуда радон,

Бад-он маҷлис андар яке ҷом буд,
Набишта бар ӯ номи Баҳром буд.

Бифармуд то ҷом биндохтанд,
Бар он ҳар касе дил бипардохтанд.

Гирифтанд нафрини Баҳром бар
Бар он ҷому созандаи ҷом бар.

Чунин гуфт, к-«акнун бару буми Рай
Бикӯбанд пилони ҷангӣ ба пай.

Ҳама мардум аз шаҳр берун кунанд,
Ҳаме Рай ба пай дашти ҳомун кунанд.

Гаронмоя дастур бо шаҳриёр,
Чунин гуфт, к—«эй аз каён ёдгор,

Нигаҳ кун, ки шаҳре бузургаст Рай,
Нашояд, ки кӯбанд пилон ба пай,

Ки яздон бад-ин кор ҳамдостон
Набошад, на ҳам бар замин ростон».

Ба дастур гуфт он замон шаҳриёр,
Ки «бадгавҳаре боядам бетабор,[1]

Ки якчанд бошад ба Рай марзбон,
Яке марди бедониши бадзабон».

Бад-ӯ гуфт дастур: «Гар шаҳриёр
Бигӯяд нишони чунин нобакор,

---

[1] ИЛ — нобакор.

Бичӯям ва [1] инро ба ҷой оварам,[2]
Нашояд, ки бераҳнамой оварам».[3]

Чунин гуфт Хусрав, ки» бисьёргӯй
Нажандахтаре боядам сурхмӯй.

Танаш зишту бинӣ кажу рӯй зард,
Бадандешу кӯтоҳу дил пур зи дард.

Ҳам он баддилу сифлаву бефурӯғ,
Сараш пур зи кину забон пурдурӯғ,

Ду чашмаш ҳамон сурху [4] дандон бузург,
Ба роҳ андарун каж равад ҳамчу гург».

Ҳама мӯъбадон монда з-ӯ дар шигифт,
Ки то ёди Хусрав чунин чун гирифт?

Ҳамеҷуст ҳар кас ба гирди ҷаҳон,
Зи шаҳри касон аз кеҳону меҳон.

Чунон буд, ки рӯзе касе назди шоҳ,
Биёмад, к-аз ингуна марде ба роҳ,

Бидидам, биёрам ба фармони Қай,
Бад-он то фиристад-ш мӯъбад ба Рай.

Бифармуд то пеши ӯй оваранд,
В-аз он гуна бозе зи кӯй оваранд.

Бибурданд аз ин гуна марде бараш,
Бихандид аз ӯ кишвару лашкараш.

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Зи кирдори бад,
Чӣ дорӣ ба ёд, эй бади бехирад?»[5]

Чунин дод посух, ки «аз кори бад,
Наёсояму нест бо мо хирад.

---

[1] ИЛ — Бичӯему. [2] ИЛ — оварем. [3] Л — Ба назди касе раҳнамой оварем; Й — оварем. [4] Л — каҷу сабзу. [5] Л — ор гуфтори бад.

Сухан ҳарчи гӯям, дигаргун кунам,
Тану ҷони пурсанда пурхун кунам.

Сари мояи ман дурӯғ асту бас,
Сӯи ростӣ нестам дастрас.

Або ҳар кӣ паймон кунам, бишканам,
Паю бехи родӣ ба хок афганам».[1]

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Зи шумахтарат,
Навишта мабодо ҷуз ин бар сарат!»

Ба девон навиштанд — маншури Рай,
Зи зиштӣ бузурге шуд он некпай.[2]

Сипоҳе пароганда ӯро супурд,
Бирафт аз дару номи зиштӣ бибурд

Чу омад ба Рай марди нотандуруст,
Дилу дида аз шарми яздон бишуст.

Бифармуд то новдонҳои бом
Биканданду ӯ шуд бад-он шодком.

В-аз он пас ҳама гурбагонро бикушт,
Дили кадхудоён бад-он шуд дурушт.

Ба ҳар сӯ ҳамерафт бо раҳномой,
Мунодигаре пеши ӯ-бар ба пой.

Ҳамегуфт: «Агар новдоне ба ҷой
Бубинам в-а гар гурбае дар сарой,

Бад-он буму бар оташ андар занам,
Зи баршон ҳама санг бар сар занам».

Ҳамеҷуст харҷо,[3] ки буд як дирам,
Худованди ӯро фигандӣ ба ғам.

---

[1] ИЛ — б. 3128 нест. [2] ИЛ — ин шумпай. [3] Л — Ҳаметохт ҷое.

Ҳама хона аз бим [1] бугзоштанд,
Дил аз буми обод бардоштанд.

Чу борон будӣ, новдоне набуд,
Ба шаҳр андарун посбоне набуд.

Аз он зишти бадкомаи шумпай,
Қи омад зи даргоҳи Хусрав ба Рай,

Шуд он шаҳри обод яксар хароб,
Ба сар-бар ҳаметофтшон [1] офтоб.

Ҳама шаҳр яксар пур аз доғу дард,
Қас андар ҷаҳон ёди эшон накард.

### Бозӣ сохтани Гурдия пеши Хусрав ва бахшидани Хусрав Райро ба ӯ

Чунин то биёмад маҳи Фарвадин,
Биёрост гулбарг рӯи замин,

Сиришки сари абр чун жола гашт,
Ҳама кӯҳу ҳомун пур аз лола гашт.

Ҳама роғҳо шуд чу пушти паланг,
Замин ҳамчу дебои румӣ ба ранг.

Бузургон ба бозӣ ба боғ омаданд,
Ҳамон мешу оҳу ба роғ омаданд.

Чу Хусрав кушода дари боғ дид,
Ҳама чашмаи боғ пурмоғ дид.

Бифармуд то бардамиданд бук,
Биёвард пас таштҳои халӯк.

---

[1] ИЛ — муш [2] ИЛ — ҳаметофтӣ.

Нишастанду бар сабза май хостанд,
Ба шодӣ забонро биёростанд.[1]

Биёвард пас Гурдия гурбаке,
Ки пайдо набуд гурба аз кӯдаке.

Бар аспе нишонда ситоме ба зар,
Ба зар андарун чандгуна гуҳар.

Фурӯ ҳишта аз гӯши ӯ гӯшвор,
Ба нохун-бар аз лола кард[а] нигор.

Ба дида чу қору ба рух чун баҳор,
Чу майхӯрдае чашми ӯ пурхумор.

Хаметохт чун кӯдаке гирди боғ,
Фурӯ ҳишта аз аспи заррин ҷуноғ.

Лаби шоҳи Эрон пур аз ханда гашт,
Ҳама меҳтар он хандаро банда гашт.

Або Гурдия гуфт, к-«аз орзӯй
Чӣ хоҳӣ бигӯй, эй зани некхӯй?»

Зани чорагар бурд пешаш намоз,
Чунин гуфт, к-«эй шохи гарданфароз,

Ба ман бахш Райро, хирад ёд кун,
Дили ғамгинон аз ғам озод кун.

Зи Рай мардаки шумро бозхон,
Варо марди бадкеши бадсоз хон.

---

[1] ТпЗ — Қас омад ба Гурдӯй аз шаҳри Рай,
Бараш достоне бияфганд пай.
Аз он дард Гурдӯй ғамхора гашт,
В-аз андешаи дил сӯи чора гашт,
Якояк бародар ба хоҳар бигуфт,
Ки ин гуфт бар шаҳ надорӣ нухуфт.
Нигар, то тавонӣ яке чора кард,
Ки гардад дили шоҳ аз ин кор сард.

Ҳаме гурба аз хон[1] берун кунад,
Якояк ҳама новдон[2] барканад».

Бихандид Хусрав зи гуфтори зан,
Баду гуфт к-«эй шӯхи лашкаршикан,

Ба ту додам он шаҳру он русто,
Ту бифрист акнун яке порсо».

Зи Рай бозхонд он бадандешро,
Чу оҳарман он зишти бадкешро.

Ҳаме ҳар замонаш фузун буд бахт,
Аз он тоҷвар хусравонӣ дарахт.

**Бахш кардани Хусрав подшоҳии худ ва лашкар фиристодан ба марзҳои Эрон**

В-аз он пас чу густурда шуд дасти шоҳ,
Саросар ҷаҳон шуд варо неккхоҳ.[3]

Ҳама тоҷдорон-ш кеҳтар шуданд,
Ҳама кеҳтарон з-ӯ тавонгар шуданд.[4]

Гузин кард аз Эрон чилу ҳашт ҳазор,
Ҷаҳондидаву гурду ҷангӣ савор.

Дари ганҷҳои кӯҳан баркушод,
Ки бинҳод Пирӯзу фаррух Қубод.

Ҷаҳонро бубахшид бар чор баҳр,
Якояк ҳама номзад кард шаҳр.

Аз он номдорон даҳу ду ҳазор,
Саворони хушьёру ханҷаргузор.

Фиристод Хусрав сӯи марзи Рум,
Нигаҳбони он фаррух, ободбум.

---

[1] ИЛ — хона. [2] Л — Ҳама новардон як ба як. [3] Л — б. 3163—3166 нест. [4] И — б. 3162—3167 нест.

Бад-он то зи Рум андар Эрон сипоҳ,
Наёяд, ки кишвар шавад з-ӯ табоҳ.

Магар ҳар касе бас кунад марзи хеш,
Бидонад сари мояву арзи хеш.

Ҳам аз номдорон даҳу ду ҳазор,
Ҳама ҷангҷӯй аз дари корзор.

Бад-он то сӯи Зобулистон шаванд,
Ба буми сияҳ аз гулистон шаванд.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«он к-ӯ зи роҳ
Бигардад, надорад забонро нигоҳ,

Ба чарбӣ мар ӯро ба роҳ оваред,
К-аз ин бугзарад, банду чоҳ оваред.

Ба ҳар сӯ фиристед корогаҳон,
Бад-он то намонад сухан дар ниҳон.

Талоя бибояд ба рӯзу шабон,
Махуспед дар хайма бепосбон.

Зи лашкар даҳу ду ҳазори дигар
Диловар бузургони пархошх(в)ар

Бихонду басе пандҳо додашон,
Ба роҳи Алонон фиристодашон.

Бад-эшон супурд он [1] дари Бохтар,
Бад-он то набошад зи душман гузар.

Бад-он саркашон гуфт: «Бедор бед,
Ҳама дар паноҳи ҷаҳондор бед.

Даҳу ду ҳазори дигар баргузид,
Зи мардони ҷангӣ чунон чун сазид.

---

[1] Л — аз.

Ба сӯи Хуросон фиристодашон,
Басе панду андарзҳо додашон.

Ки аз марзи Ҳайтол то марзи Чин,
Набояд, ки кас пай ниҳад бар замин.

Магар б-огаҳиву ба фармони мо,
Равон баста дорад ба паймони мо.

Ба ҳар кишваре ганҷ оганда ҳаст,
Ки касро набояд шудан дурдаст.

Чу бояд бихоҳеду хуррам шавед,[1]
Хирадманд бошеду беғам шавед.[2]

Дари ганҷ букшоду[3] чандон дирам,
Ки буди бар ӯ-бар зи Хурмуз[4] раҳам.

Биёварду гирьён ба дарвеш дод,
Чу дарвеш пӯшида буд, беш дод.

Аз он кас, ки ӯ ёри Биндӯй буд,
Ба наздики Густаҳму Зангӯй[5] буд,

Ки буданд ёзон ба хуни падар,
Зи танҳои эшон ҷудо кард сар.

Чу аз кину нафрин бипардохт шоҳ,
Ба дониш яке дигар овад роҳ.

Аз он пас шабу рӯз гарданда даҳр,
Нишасту бубахшид бар чор баҳр.

Аз он чор як баҳр мӯъбад ниҳод,
Ки дорад суханҳон некӯ ба ёд.

Зи кори сипоҳу зи кори ҷаҳон,
Бигуфтӣ ба шоҳ ошкору ниҳон.

---

[1] Л — зиед. [2] Л — зиед. [3] Л — букшод. [4] Л — диди зи Хурмуз бар ӯ-бар. [5] Л — Густахм бадгӯй.

Чу дар подшоҳӣ бидидӣ шикаст,
Зи лашкар гар аз мардуми зердаст,

Сабук домани дод бартофтӣ,
Гузашта биҷустиву дарьёфтӣ.

Дигар ҷуз ба шодиву ромишгарон,
Нишастан ба ором бо меҳтарон.

Надидӣ,[1] на андеша кардӣ зи бад,
Чунон к-аз раҳи номдорон сазад.

Савӯм баҳра гоҳи ниёиш будӣ,
Ҷаҳонофаринро ситоиш будӣ.

Чаҳорӯм шумори сипеҳри баланд,
Ҳаме баргирифтӣ чиву чуну чанд.

Ситорашумар пеши ӯ-бар ба пой,
Чу[2] будӣ ба дониш[3] варо раҳнамой.

В-аз он баҳра ниме шаби дерьёз,
Нишастӣ ба май бо бутони тироз.

Ҳамон низ як моҳ бар чор бахр,
Бубахшид то шод бошад зи даҳр.

Яке бахри майдону чавгону тир,
Яке номвар пеши ӯ ёдгир.

Дигар бахра з-ӯ дашту кӯҳу шикор,
Қ-аз он тоза гаштӣ варо рӯзгор.

Ҳар он гаҳ, ки гаштӣ зи нахчир боз,
Ба рахшанда рӯзу шаби дерьёз.

Хар он кас, ки будӣ варо дастгоҳ
Бубастӣ ба шаҳр андар озин ба роҳ.

---

[1] Л — нагуфтӣ. [2] ИЛ — Ки. [3] И — бар оташ.

Дигар баҳр шатранҷ будиву нард,
Сухан гуфтан аз рӯзгори набард.

Се дигар ҳар он кас, ки донанда буд,
Нависандаву чиз хонанда буд.

Ба навбат варо пеш биншондӣ,
Суханҳои дерина бархондӣ.

Чаҳорум фиристодагонро зи роҳ,
Ҳаме хондандӣ ба наздики шоҳ,

Набиштӣ ҳаме посухи нома боз,
Бидодӣ бад-он марди гарданфароз,

Фиристода бо хилъату коми хеш,
Зи дар бозгаштӣ ба ороми хеш.

Ҳам он рӯз маншури ҳар кишваре,
Набиштӣ, супурдӣ ба ҳар меҳтаре.

Чу будӣ сари соли нав фарвадин,
Ки рахшон шудӣ дар дил аз ҳур дин [1]

Ниҳодӣ яке ганҷ Хусрав ниҳон,
Ки нашнохтӣ кеҳтарӣ дар ҷаҳон.

### Зодани Шируя, писари Хусрав, ба фоли бад

Чу бар подшоҳиш шуд панҷ сол,
Ба гетӣ саросар набудаш ҳамол.

Шашум сол аз ин духти қайсар чу моҳ
Яке кӯдак омад ҳамонанди шоҳ.

Набуд он замон расм бонги намоз,
Ба гӯши чунон парварида ба ноз.

---

[1] ИЛ — дили хур

Яке ном гуфтӣ мар ӯро[1] падар,
Ниҳонӣ дигар, ошкоро дигар.

Ниҳонӣ бигуфтӣ ба гӯш андарун,
Ҳамехондӣ ошкор аз бурун.

Ба гӯш андараш ном гуфто Қубод,
Ҳамехонд Ширӯи фаррухнажод.

Чу шаб кӯдак омад, гузашта се пос,
Биёмад бари кӯдак[2] ахтаршинос[3].

Аз ахтаршиносон бипурсид шоҳ,
Ки «ҳар кас, ки кард андар ахтар нигоҳ,

Чӣ диданду фарҷоми ин кор чист?
Зи зич ахтари ин ҷаҳондор чист?

Чунин дод посух ситорашумар,
Ки «бар чархи гардон наёбӣ гузар.

Аз ин кӯдак ошӯб гирад замин,
Нахонад сипоҳаш бар ӯ офарин,

Ҳам аз роҳи яздон бигардад ба низ,
Аз ин бештар чун сароем чиз».

Дили шоҳ ғамгин шуд аз корашон,
В-аз он носазовор гуфторашон.

Ниҳода бар он баста бар муҳри шоҳ,
Ки «беҳ з-ин кунед ин суханро нигоҳ.

Нигар, то нагардад забонтон бар ин,
Ба пеши бузургони эронзамин.

---

[1] ИЛ — Ба гӯши яке ном гуфтӣ. [2] Л — Хусрав. [3] Л — Пас аз б. 3227 ин б. омада:

Бар ӯ офарин кард ахтарпижӯҳ,
Бараш истоданд яксар гурӯҳ.

Ҳамедошт он ахтари бад нигоҳ,
Ниҳода бар он баста бар мӯҳри шоҳ.

Пурандеша шуд з-ин сухан шаҳриёр,
Бад-он[1] ҳафта касро надоданд бор.

Зи нахчиру аз май ба як сӯ кашид,
Бад-он чанд гаҳ рӯи ӯ кас надид.

Ҳама меҳтарон пеши мӯъбад шуданд,
Зи харгунае достонҳо заданд.

Бад-он то чӣ шуд[2] номвар шоҳро,
Ки барбаст бар кеҳтарон роҳро.

Чу бишнид мӯъбад, бишуд назди шоҳ,
Бад-ӯ дод яксар паёми сипоҳ,

Чунин дод посух варо шаҳриёр,
Ки «ман тангдил гаштам аз рӯзгор.

Зи гуфтори ин марди ахтаршинос,
Зи гардуни гардон шудам носипос»[3].

Ба ганҷур фармуд, к-он парниён
Биёвар, яке рукъа андар миён.

Биёвард ганҷуру мӯъбад бидид,
Дилаш танг шуд хомӯшӣ баргузид.

В-аз он пас бад-ӯ гуфт: «Яздон бас аст,
Ки ӯ беҳтар аз дониши ҳар кас аст.

Аз эдун, ки ночор гардон сипеҳр,
Дигаргун намояд, биҷӯянд чеҳр.

Ба тимор кай бозгардад зи бад,
Чунин гуфтан аз донишӣ кай сазад?

---

[1] Л — Дар он. [2] Л — буд. [3] И — бо харос.

Зи гуфтори эшон макун ҳеҷ ёд,
— Ҷуз аз шодмонит ҳаргиз мабод.

Ҷаҳонофарин пушту ёри ту бод!
Сари ахтар андар канори ту бод!»[1]

Зи мӯъбад чу бишнид Хусрав сухун,
Бихандиду коре нав афганд бун.

Дабири писандидаро хонд пеш,
Сухан гуфт бо ӯ зи андоза беш.

## Нома навиштани Хусрав ба Қайсар ва посухи Қайсар ва хостани ӯ дори Масеҳ

Ба қайсар яке нома фармуд шоҳ,
Ки барнеҳ сазовори шоҳӣ кулоҳ,

Ки Марьям писар зод маҳваш яке,
Ки ҳар кас[2] надидӣ чун ӯ кӯдаке.

Нашояд магар донишу бахтро,
В-агар дар ҳунар бахшишу тахтро.

Чу ман шод монам, ту шодон бизӣ,
Ки шодиву ғарданкаширо сазӣ.

Чу он нома наздики қайсар расид,
Нигаҳ карду тавқеи Парвиз дид.

Бифармуд то говдум бар дараш
Заданду пур аз бонг шуд кишвараш.

---

[1] ТпЗ — Чунон чун бикорад фалак, бидравем,
Бад-ӯ кому ноком мо бигравем.
Бибояд будан чун бидорад сипеҳр,
Гаҳе кину пархошу, гаҳ доду меҳр,
Аз ӯ колбадрост суду зиён,
Чу доно бувад, з-ӯ натарсад равон.

[2] ИЛ — ҳаргиз.

Бубастанд озин ба бероҳу роҳ,
Бар овози Ширӯи Пирӯзшоҳ.

Бaромад ҳам овози ромишгарон,
Ҳама шаҳри Рум аз карон то карон.

Ба даргоҳ бурданд чанде салиб,
Насими гулон[1] омаду бӯи тиб.

Ба як ҳафта з-ингуна бо руду май,
Бибуданд шодон зи Ширӯи кай.

Ба ҳаштӯм бифармуд то корвон,
Биёмад ба даргоҳ бо сорвон.

Сад уштур ба ганҷи дирам бор кард,
Чу панҷаҳ дигар бор динор кард.

Зи дебои зарбафти румӣ дувист,
Ки гуфтӣ зи зар ҷомаро тор нест.

Чиҳил хони заррини поя бусад,
Чунон к-аз дари шаҳриёрӣ сазад.

Ҳамон чанд зарриму симин дада,
Ба гавҳар бару чашмашон озада.

Ба Марьям фиристод чанде гуҳар,
Яке парра[2] товус карда ба зар.

Чи аз ҷомаи нарму румӣ ҳарир,
Зи дурру забарҷад якеобгир,

Ҳамон божи кишвар, ки буд чор бор,
Зи динорирумӣ ҳазорон ҳазор.

Фиристод бо марди румӣ чиҳил,
Куҷо ҳар чиҳил буд бедордил.

---

[1] ИЛ — гулоб. [2] Л — парри.

Гаве пешрав номи ӯ Хонагӣ,
Ки ҳамто набудаш ба фарзонагӣ,

Ҳамешуд бар ин гуна бо сорвон,
Шутурвординор даҳ корвон.

Чу огоҳӣ омад ба Пирӯз шоҳ,
Ки пайғамбари шоҳ омад зи роҳ.

Ба Фаррух бифармуд то барнишаст,
Яке марзбон буд хусравпараст.

Ки солор ӯ буд бар Нимрӯз,
Гаронмояе гурди лашкарфурӯз.

Бирафтанд бо ӯ саворони шоҳ,
Ба сар барниҳоданд заррин кулоҳ.

Чу аз дур дид он сипаҳ Хонагӣ,
Ба пеш андар омад ба бегонагӣ.

Чунин то ба наздики шоҳ омаданд,
Бад-он номвар боргоҳ омаданд.

Чу диданд зебо рухи шоҳро,
Бар онгуна ороста гоҳро,

Ниҳоданд ҳамвора сар бар замин,
Бар ӯ-бар ҳамехонданд офарин.

Бимолид пас Хонагӣ рух ба хок,
Ҳамегуфт, к-«Эй довари доду пок,

Зи пирӯзгар офарин бар ту бод!
Мабодӣ ҳамеша магар[1] шоҳу шод!»

Бузургонаш аз ҷой бархостанд,
Ба наздики шаҳ ҷояш оростанд

[1] ИЛ — ба ҷуз.

Чунин гуфт пас шоҳро Хонагӣ,
Ки «чун ту кӣ бошад ба фарзонагӣ?

Зи хуршед бар чарх тобандатар,
Зи ҷони сухангӯй поянда тар,

Мабодо ҷаҳон бечунин шаҳриёр,
Барӯманд бодо варо рӯзгор.

Мабинод кас рӯз бекоми ту,
Набишта ба хуршед-бар номи ту.

Ҷаҳон бесару афсари ту мабод,
Бару бум белашкари ту мабод!

Зи қайсар дуруду зи мо офарин,
Бар ин номвар шаҳриёри замин.

Қасе к-ӯ бар ин сояи[1] шоҳ шод
Набошад, варо рӯшноӣ[2] мабод!

Або ҳадьяву божи Рум омадем,
Бад-ин номбардор бум омадем.

Бирафтем бо файласуфон ба ҳам,
Бад-он то набошад кас аз мо дижам.

Зи қайсар пазирад магар божу[3] чиз,
Ки бо божу чиз[4] офарин аст низ».

Бихандид аз он пурҳунар мард шоҳ.
Ниҳоданд зераш яке зергоҳ.

Фиристод пас чизҳо сӯи ганҷ,
Бад-ӯ гуфт: «Чандин набоист ранҷ».[5]

---

[1] ИЛ — ба пайвастани. [2] ИЛ — зиндагонӣ. [3] Л — шо
[4] Л — хадьяҳо. [5] Л — Пас аз б. 3296 ин б. омада:

Ҳам аз баҳри Марьям нисоре ки буд,
Сӯи ӯ фиристод онгоҳ зуд.

Ба Харроди Барзин чунин гуфт шоҳ,
Ки «он нома бархон ба пеши сипоҳ».

Ба унвон нигаҳ кард марди дабир,
Ки гӯянда буд ӯву[1] ҳам ёдгир.

Чунин гуфт, к-«ин нома назди меҳ аст,
Сарафроз Парвизи яздонпараст.

Ҷаҳондори бедор, падроми шаҳр,
Ки яздон-ш тоҷу хирад дод баҳр,

Ҷаҳондор фарзанди Ҳурмуздшоҳ,
Ки зебои тоҷ асту зебои[2] гоҳ,

Зи қайсар падармодари Шер ном,
Ки поянда бодо бар ӯ ному ком!

Або фарру бо барру[3] фирӯз бод,
Ҳама рӯзгорон-ш наврӯз бод!

Ба Эрону Нерон-бараш[4] дастрас,
Ба шоҳӣ мабодош анбоз кас.

Ҳамеша ба дил шоду равшан равон,
Ҳамеша хирад пиру давлат ҷавон.

Гаронмоя шоҳи Қаюмаррасӣ,
Ҳамон пури Хушанги Таҳмуррасӣ.

Падар бар падар-бар писар бар писар,
Мабодо, ки ин гавҳар ояд ба сар.

Бар ин покъяздон кунад[5] офарин,
Бузургони мулку бузургони дин.

На чун ту савору на чун ту баҳор,
На чун ту ба айвони чинӣ[6] нигор!

---

[1] Л — ӯ буду. [2] Л — арванду. [3] Л — бурзу. [4] Л — Тӯрон-ш-бар; И — Тӯрон бадаш. [5] Л — Бад-ин покрозон кунанд. [6] ИЛ — Чин-бар.

Ҳама мардумиву ҳама ростӣ,
Мабинод ҷонат дари костӣ!

Ба Эрону Нерону Ҳиндустон,
Ҳамон Турку то Руму Ҷодустон,

Туро дод яздон ба покӣ нажод,
Қасе чун ту аз покмодар назод.

Фаридун чу Эрон ба Эраҷ супурд,
Зи Руму зи Чин номи шоҳӣ [1] бибурд,

Бар ӯ офарин кард рӯзи нахуст,
Дилашро зи кажживу торӣ бишуст,

Ҳама бениёзиву некахтарӣ,
Бузургиву мардиву афсунгарӣ,

Ту гӯӣ, ки яздон шуморо супурд,
В-аз ин дигарон номи мардӣ бибурд.

Ҳунарпарвару роду бахшандаганҷ,
Аз ин тухма ҳаргиз набуд кас ба ранҷ.

Ниҳоданд бар душманон божу сов,
Бадандешашон боркаш ҳамчу гов.

Ба [2] ҳангоми Қисрои Нӯшинравон,
Ки бодо ҳамеша равонаш ҷавон,

Ки чун ӯ яке шоҳ андар ҷаҳон.
Набуду набошад зи тухми меҳон.[3]

Ки аз жарфдарьё баровард пай,
Бар он гуна девор бедоркай.

Зи туркон ҳама бешаи норван,
Бирастанду беранҷ гашт анҷуман,

---

[1] Л — мардӣ. [2] Л — Зи. [3] Л — б. 3320 нест.

Зи душман бирастанд чандон[1] ҷаҳон,
Бар ӯ офарин аз кеҳону меҳон.

Зи тозиву ҳиндиву эрониён,
Бубастанд пешаш камар бар миён.

Зи дарьёи Чин то ба шаҳри Хазар,
Аз Армения то дари Бохтар,

Зи Ҳайтолу Турку Самарқанду Чоҷ,
Бузургони бофарру аврангу тоҷ.

Ҳама кеҳтарони шумо будаанд,
Бар он бандагӣ-бар гуво будаанд,

Ки шоҳон зи тухми Фаридун буданд,
Дигар яксар аз дод берун буданд.

Бад-ин хешӣ акнун, ки ман кардаам,
Бузургӣ ба дониш баровардаам.

Бад-онгуна шодам, ки ташна ба об,
Ва ё сабзаи тира аз офтоб,

Ҷаҳондори бедор фаррух кунод,
Маро андар ин зуд посух кунод.

Яке орзӯ хоҳам аз шаҳриёр,
Ки он орзӯ назди ӯ ҳаст хор.

Ки дори Масеҳо ба ганҷи шумост,
Чу бинед, донед гуфтори рост.

Баромад бар он солиёни дароз,
Сазад гар фиристад ба мо шоҳ боз.

Бад-ин орзӯ шаҳриёри ҷаҳон,
Бубахшояд аз мо кеҳону меҳон.

---

[1] Л — ҷумла.

Ба гетӣ бар ӯ[1] баркунанд офарин,
Ки бе ӯ мабодо замону замин!

Бад ин ман зи Хусрав пазирам сипос,
Ниёиш кунам рӯзу ҳар шаб се пос.

Ҳама ҳадьяву сову боже, ки ман,
Фиристам ба наздики он анҷуман,

Пазирад, пазирам сипосе бад-он,
Мабинод чашми ту рӯи бадон.

Шавад фаррух он ҷашну оини мо,
Дурахшон шавад дар ҷаҳон дини мо.

Ҳамин рӯзаи пок якшанбадӣ,
Зи ҳар дар парастидани эзадӣ.

Бар он сӯгворон бимоланд рӯй,
Бар ӯ-бар фаровон бисӯзанд бӯй.[2]

Шавад он замон бар дили мо дуруст,
Ки аз кина дилҳо бихоҳед шуст.

Ки буд аз гаҳи Офаридун фароз,
Або Салму Тӯр андар омад ба роз.

Шавад кишвар осуда аз тохтан,
Ба ҳаргунае кинаҳо сохтан.

Зану кӯдаки рӯмиён бурдаанд,
Дили мо зи ҳаргуна озурдаанд.

Бад-ин хешии мо ҷаҳон ром гашт,
Ҳама кори беҳуда падром гашт.

Дуруди ҷаҳонофарин бар ту бод!
Ҳама офарини замин бар ту бод!

[1] Л — ҳама Рум бар вай. [2] И — бисӯянд мӯй.

Чу он номаи Қайсар омад ба бун,
Ҷаҳондор бишнид чандин сухун.

Аз он нома шуд шоҳи хуррамниҳон,
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори меҳон.

Басе офарин хонд бар Хонагӣ,
Бад-ӯ гуфт: «Бас кун зи бегонагӣ.

Гаронмояро ҷойгаҳ сохтанд,
Ду айвони хуррам бипардохтанд.

Бибурданд чизе ки боист бурд,
Ба наздики он марди бедору гурд.

Биёмад, бидид он гузин ҷойгоҳ,
В-аз он пас ҳамебуд наздики шоҳ.

Ба хону набиду шикору нишаст,
Ҳамебуд бо шоҳи яздонпараст.

Бад-ингуна як моҳ наздики шоҳ,
Бибуданд шодондилу некхоҳ.

**Посухи номаи Қайсар аз Хусрави Парвиз**

Чу як моҳ шуд нома посух навишт,
Суханҳои бомағзу фаррух навишт.

Сари нома гуфт офарини меҳон,
Бар он бод, к-ӯ пок дорад ниҳон.

Баду нек бинад зи яздони пок,
В-аз ӯ дорад андар ҷаҳон тарсу бок.

Кунад офарин бар худованди меҳр,
Қ-аз ингуна бар пой дорад сипеҳр.

Нахуст он ки кардӣ ситоиш маро,
Ба нома намудӣ ниёиш маро.

Бидонистаму шод гаштам бар он,
Сухан гуфтани тоҷвар[1] бихрадон.

Пазируфтам ин номвар ганҷи ту,
Нахоҳам, ки чандон бувад ранҷи ту.

Азэро ҷаҳондори яздони пок,
Баровварда[2] буми туро аз[3] симок.

Зи Ҳинду зи Суқлобу Чину Хазар,
Чунин арҷманд омад он буму бар.

Чи мардӣ, чи дониш, чи парҳезу дин,
Зи яздон шуморо расид офарин.

Чу кор омадам, пеши ёр омадӣ,
Ба ҳар донишӣ ғамгусор омадӣ.

Чунин шод будам зи[4] пайванди ту,
Бад-ин пурҳунар покфарзанди ту,

Ки меҳтар набошад зи фарзанди хеш,
Зи буму бару пок пайванди хеш.

Ҳама меҳтарон рӯй баргоштанд,
Маро дар ҷаҳон хор бугзоштанд.

Ту танҳо ба ҷои падар будиям,
Ҳамон аз падар бештар будиям.

Ҳамон ҳамчунон дорам акнун, ки шоҳ,
Падар бинад озодаву некхоҳ.[5]

Дигар ҳарчи гуфтӣ зи покиза дин,
Зи якшанбадӣ рӯзаву офарин,

---

[1] Л — номвар. [2] Л — Баровард. [3] Л — бар. [4] Л — Чунон шодам акнун ба.

[5] ТпЛ — Агар ҳарчи гуфтӣ зи Ширӯи ман,
Аз он поктан пушту нерӯи ман.
Бидонистаму офарин хондам,
Бар он дин туро покдин хондам.

Ҳама хонд бар мо якояк дабир,
Суханҳои шоиставу дилпазир.

Ба мо-бар зи дини куҳан нанг нест,
Ба гетӣ беҳ аз дини Ҳушанг нест.

Ҳама доду некиву шарм асту меҳр,
Нигаҳ кардан андар шумори сипеҳр.

Ба ҳастии яздон ниюшотарам,
Ҳамеша сӯи дод кӯшотарам.

Надонем-ш анбозу пайванду ҷуфт,
Нагардад ниҳону нахоҳад нуҳуфт.

Дар андешаи дил нагунҷад худой [1],
Ба ҳастӣ ҳаме [2] бошадат раҳнамой.[3]

Дигар к-ат зи дори Масеҳо сухан,
Ба ёд омад аз рӯзгори куҳан.

Ҳар он дин, ки бошад ба хубӣ ба пой,
Бар он дин бошад хирад раҳнамой.[4]

Қасеро, ки бошад [5] ҳаме сӯгвор,
Кӣ карданд пайғамбарашро ба дор.

Кӣ гӯяд, ки фарзанди яздон буд ӯй,
Бар он дор «-баргашта [6] хандон шуд ӯй.

Чу фарзанд буд, рафт сӯи падар,
Ту андӯҳи он ҷӯби пуда [7] мах(в)ар.

Зи қайсар чу беҳуда ояд сухан,
Бихандад бар он кор марди куҳан.

[1] Л — нагардад ҷудо. [2] Л — ҳам ӯ. [3] Л — раҳнамо. [4] И — б. 3379, 3380 нест. [5] ИЛ — хонӣ. [6] Л — кушта. [7] Л — дуда.

Ҳамон дори Исо наярзад ба ранҷ,
Ки шоҳон ниҳоданд онро ба ганҷ.

Аз Эрон чу чӯбе фиристам ба Рум,
Бихандад бари мо ҳама марзу бум.

Ба мӯъбад намояд, ки тарсо шудам,
Ки аз баҳри Марьям сакӯбо шудам.

Дигар орзӯ ҳарчи ояд бихоҳ,
Шуморо сӯи мо кушод аст роҳ.

Писандидам он ҳадьяҳои ту низ,
Куҷо ранҷ бурдӣ зи ҳаргуна чиз.

Ба Ширӯй бахшидам ин бурдаранҷ,
Пай афгандам ӯро яке тоза ганҷ.

Зи Руму зи Эрон пурандешаам,
Шаби тира андеша шуд пешаам.

Битарсам, ки Ширӯй гардад баланд,
Расонад ба Руму ба Эрон газанд.

Нахуст андар омад зи Салми бузург,
Зи Искандари кинавар пиргург.

Зи кини навоину кини куҳан,
Магар дар ҷаҳон тоза гардад сухан.

Суханҳо, ки бишнидӣ аз духтарат,
Чунон дон, ки ӯ тоза кард афсарат.

Ба дини Масеҳо бикӯшад ҳаме,
Суханҳои мо кам ниюшад ҳаме.

Ба ором шодасту пирӯз бахт,
Бад-ин хусравоин навоин дирахт.

Ҳамеша ҷаҳондор ёри ту бод,
Сари ахтар андар канори ту бод!

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Ҳамедошт Харроди Барзин нигоҳ.

Кушоданд аз ин пас дари ганҷ боз,
Куҷо гирд кард ӯ ба рӯзи дароз.

Нахустин саду шаст бандоваси̅,
Ки пайдоваси хонадаш порси̅.

Ба гавҳар биёганд ҳар як чу санг,
Ниҳоданд бар ҳар яке муҳр танг.

Мар он ҳар якеро баҳо сад ҳазор,
Дирам буд бар дафтари шаҳриёр.

Зи дебои чини̅ саду ду[1] ҳазор,
Аз ӯ чанд зарбафти гавҳарнигор.

Дигар понсад[2] дурри хушоб буд,
Ки ҳар донае[3] қатраи об буд.

Саду шаст ёқут чун нордон,
Писандидаи мардуми кордон,

Зи ҳиндиву чиниву аз барбари̅,
Зи мисриву аз ҷомаи шустари̅,

Зи чизе ки хезад зи ҳар кишваре,
Ки чун ӯ набуд дар ҷаҳон дигаре,

Фиристод сесад шутурвор бор,
Аз Эрон бари қайсари номдор.

Яке хилъат афганд бар Хонаги̅,
Фузунтар зи хешиву бегонаги̅.

[1] ИЛ — чил. [2] Л — чорсад. [3] Л — дона чун.

Ҳамон аспу ҷома ва тахту[1] ситом,
Зи пӯшиданиҳо, ки бурданд ном.

Чунин ҳам шутурворҳо бор кард,
Аз он як шутурвор динор кард.

Бубахшид бар файласуфон дирам,
Зи динору ҳаргунае бешу кам.[2]

3415 Ҳама меҳтарон хонданд офарин,
Бар он пурҳунар шаҳриёри замин.

Кунун достони куҳан нав кунам,
Суханҳои Ширину Хусрав кунам.

**Достони Хусрави Парвиз ва Ширин**

**ОҒОЗИ ДОСТОН**

Куҳан гашта ин номаи бостон,
Зи гуфтору кирдори он ростон.

Ҳама номаи нав кунам з-ин нишон,
Куҷо ёдгор аст аз он саркашон.

Бувад бист шаш бор певар ҳазор,
Суханҳои шоистаи ғамгусор.

3420 Набинад касе номаи порсӣ,
Навишта ба абьёт сад бор сӣ.

Агар бозҷӯи аз ӯ байти бад,
Ҳамоно ки кам бошад аз понсад.

Чунин шаҳриёреву бахшандае,
Ба гетӣ зи шоҳон дурахшандае.

---

[1] Л — ҷомаи тахту аспу.

[2] ТпЗЛ — Бирафтанд шодон аз ин марзубум,
Ба наздики қайсар зи Эрон ба* Рум.

* Л — Бубахшид бар файласуфони.

Накард андар ин достонҳо нигоҳ,
Зи бадгӯву бахти бад омад гуноҳ.

Ҳасад бурд бадгӯй дар кори ман,
Табаҳ шуд бари шоҳ бозори ман.[1]

Чу солори шоҳ ин суханҳои нағз
Бихонад, бубинад ба покиза мағз.

Зи ганҷаш ман эдар шавам шодмон,
К-аз ӯ дур бодо бади бадгумон!

В-аз он пас кунад ёд бар шаҳриёр,
Магар тухми ранҷи ман ояд ба бор.

Ки ҷовид бод афсару тахти ӯ,
Зи хуршед тобандатар бахти ӯ.

Чунин гуфт донанда деҳқони пир,
Ки дониш бувад мардро дастгир.

Ғаму шодмонӣ бибояд кашид;
Зи ҳар талху шӯрӣ[2] бибояд чашид.

Ҷавонони дорандаву богуҳар,
Нагиранд беозмоиш ҳунар.[3]

Чу Парвиз нопок буду ҷавон,
Падар зиндаву пур чун паҳлавон,

Варо бар замин дӯст Ширин будӣ,
Бар ӯ-бар чу равшан ҷаҳонбин будӣ.

Писандаш набудӣ ҷуз ӯ дар ҷаҳон,
Зи хубону аз духтарони меҳон.

---

[1] Л — б. 3424 нест. [2] Л — Зи ҳар шӯр лахте.

[3] Тп — Ҳунарозмоиш падид ояде,
Ҳама корҳоро калид ояде.

Бад-онгаҳ, ки шуд бар ҷаҳон шаҳриёр,
Зи Ширин ҷудо буд як рӯзгор.

Ба гирди ҷаҳон-бар беором буд,
Ки кораш ҳама размй Баҳром буд.

Чу Хусрав бипардохт чанде ба меҳр,
Шабу рӯз гирьён буди хубчеҳр.

**Рафтани Хусрав ба шикор ва дидани Ширин ва фиристоданаш ба машкӯи худ**

Чунон шуд, ки як рӯз Парвиз шоҳ,
Ҳаме орзӯ кард нахчиргоҳ.

Биёрост бар сони шоҳаншаҳон,
Ки буданд аз ӯ пештар дар ҷаҳон.

Чу болой сесад ба зарринситом,
Бибурданд бо Хусрави некном.

Ҳазору саду шаст хусравпараст,
Пиёда ҳамерафт жӯпин ба даст.

Ҳазору чиҳил чӯбу шамшер дошт,
Ки дебо зи барру зиреҳ зер дошт.

Пас андар давон[1] ҳафтсад боздор,
Або вошаву[2] чарғу шоҳини кор.

В-аз он пас бирафтанд сесад савор,
Пас аз боздорон ҳама юздор.

Ба занҷир ҳафтод шеру паланг,
Ба дебои Чин андарун баста танг.

Палангону шерони омӯхта,
Ба занҷири заррин даҳон дӯхта.

---

[1] Л — хафтсад. [2] Л — Чи бо бошаву.

Қалода ба зар ҳафтсад буд саг,
Ки дар дашт оҳу гирифтӣ ба таг.

Пас андар зи ромишгарон ду ҳазор,
Ҳама сохта руд рӯзи шикор.

Ба зер андарун ҳар яке уштуре,
Ба сар барниҳода зи зар афсаре.

Зи курсиву хиргоҳу пардасарой,
Ҳамон хаймаву охури чорпой.

Шутур буд пеш андарун понсад,
Ҳама карда он расмро номзад.

Ду сад барда то маҷмар афрӯхтанд,
Бар ӯ уду анбар ҳамесӯхтанд.

Дусад марди барно зи фармонбарон,
Ҳама бо гулу [1] наргису заъфарон.

Ҳаме [2] пеш бурданд то бод бӯй
Чу ояд зи ҳар сӯ, расонад бад-ӯй..

Ҳам аз пеши он кас, ки бо бӯи х(в)аш,
Ҳамерафт бо машк сад обкаш.

Ҳама раҳ ҳаме обро барзаданд,
Ту гуфтӣ, гулобе ба анбар заданд.

Ки то н-оварад ногаҳон гард бод,
Нишонад бар он шоҳи фаррухнажод.

Зи шоҳони барно чу сесад савор,
Ҳамеронд бо номвар шаҳриёр.

Ҳама ҷомаҳо зарду сурху бунафш,
Шаҳаншоҳ бо ковайнӣ дирафш.

---

[1] Л — баромад. [2] Л — бибуд.

Ҳамеронд бо тоҷу бо гӯшвор,
Ба зар бофта ҷомаи шаҳриёр.

Або ёраву тавқӯ заррин камар,
Ба ҳар мӯҳрае-дар нишонда гуҳар.

Чу бишнид Ширин, ки омад сипоҳ,
Ба пеши сипоҳ он ҷаҳондор шоҳ,

Яке зард пероҳани мушкбӯй
Бибӯшиду гулноргун кард рӯй.

Яке аз бараш сурх дебои Рум,
Ҳама пайкараш гавҳару зар-ш бум.

Ба сар барниҳод афсари хусравӣ,
Нигораш ҳама гавҳари паҳлавӣ.

Зи айвони хуррам биёмад[1] ба бом,
Ба рӯзи ҷавонӣ набуд[2] шодком.

Ҳамебуд то Хусрав онҷо расид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Чу рӯи варо дид бар пой хост,
Ба Парвиз бинмуд болои рост.

Забон кард гӯё ба ширин сухан,
Ҳамегуфт аз он рӯзгори куҳан.

Ба наргис гули арғувонро бишуст,
Ки бемор буд наргису гул дуруст.

Бад-он обдориву он некӯвӣ,
Забон тез букшод бар паҳлавӣ.

Ки «шоҳо, ҳизабро, сипаҳбудтано[1],
Хуҷаста каё,[2] гурди шеравжано!

[1] Л — сипаҳбуд шаҳо! [2] Л — гаво.

Куҷо он ҳама меҳру хунин сиришк,
Ки дидори Ширин буд онро пизишк?

Куҷо он ҳама рӯз кардан зи шаб,
Дилу дида гирьёну хандон ду лаб?

Куҷо он ҳама банду пайванди мо,
Куҷо он ҳама аҳду савганди мо?»

Ҳамегуфту аз дида хунобн зард
Ҳамерехт бар чеҳраи [1] ложвард.[2]

Ба чашм андар овард аз ӯ Хусрав об,
Ба зардӣ рухаш гашт чун офтоб.

Фиристод болои зарринситом,
Зи румӣ чиҳил ходими некном,

Ки ӯро ба мушкӯи заррин баранд,
Сӯи хонаи гавҳарогин баранд.

В-аз он ҷойгаҳ, шуд ба дашти шикор,
Або бодаву руду бо майгусор.

Чу аз кӯҳу аз дашт бардошт баҳр,
Ҳамерафт шодикунон сӯи шаҳр.

Бубастанд озин ба шаҳру ба роҳ,
Ки шоҳ омад аз дашти наҳчиргоҳ.

Зи нолидани бӯқу бонги суруд,
Ҳаво гашт аз овоз бетору пуд.

Чу он хусравибурзу шохи баланд,
Зи шаҳр андар омад ба кохи баланд,

---

[1] Л — ҷомаи.

[2] ТпЗ — Чу овоз дар гӯши Хусрав расид,
Нигаҳ карду рухсори Ширин бидид.

Зи мушкӯй Ширин биёмад бараш,
Бибӯсида пою замину бараш.

Ба мӯъбад чунин гуфт шоҳи замон,
Ки «бар мо мабар ҷуз ба неки гумон.

Мар ин хубрухро ба Хусрав диҳед,
Ҷаҳонро бад-ин муждаи нав диҳед».

Мар ӯро ба оини пешин бихост,
Ки ин расму оин буд онгоҳ рост.

### Панд додани бузургон Хусравро

Чу огоҳӣ омад зи Хусрав ба роҳ
Ба назди бузургону назди сипоҳ.

Ки Ширин ба мушкӯи Хусрав шудаст,
Куҳнабуда коре чунин[1] нав шудаст!

Ҳама шаҳр аз он кор ғамгин шуданд,
Пурандешаву дарду нафрин шуданд.

Бирафтанд наздики Хусрав се рӯз,
Чаҳорӯм чу бифрӯхт гетифурӯз,

Фиристод, Хусрав меҳонро бихонд,
Ба гоҳи гаронмоягон барнишонд.

Бад-«эшон чунин гуфт, к-«ин рӯз чанд
Надидам шуморо, шудам мустаманд».[2]

Ҳамегуфту посух надод эч кас,
Зи гуфтан забонҳо бубастанду бас.

---

[1] Л — Кӯҳан гашта кори ҷаҳон. [2] ИЛ — Пас аз б. 3494 ин б. омада:

Биёзурдам аз бими озоратон,
Пурандеша гаштам зи бозоратон.

Ҳар он кас, к-аз ӯ дошт озору хашм,
Якояк ба мӯъбад намуданд чашм.

Чу мӯъбад чунон дид, бар пой хост,
Ба Хусрав чунин гуфт, к-«эй роду рост,

Ба рӯзи ҷавонӣ будӣ[1] шаҳриёр,
Басе неку бад дидӣ аз рӯзгор.

Шунидӣ басе неку бад дар ҷаҳон,
Зи кори бузургону кори меҳон.

Кунун тухмаи меҳтар олуда гашт,
Бузургӣ аз он тухма полуда гашт.[2]

Падар поку модар бувад бадҳунар,
Чунон дон, ки покӣ наёбад писар.

Зи каҷҷӣ наҷӯяд касе ростӣ,
Ки аз ростӣ барканад остӣ.

Дили мо ғамӣ шуд зи деви сутург,
Ки шуд ёр бо шаҳриёри бузург.

Ба Эрон агар зан набудӣ ҷуз ин,
Ки Хусрав ба ӯ хондӣ офарин,

Чу Ширин набудӣ ба мушкӯи ӯй,
Ба ҳар ҷой равшан будӣ рӯи ӯй.

Ниёгонат он донишӣ ростон,
Накарданд ёд аз чунин достон».

---

[1] ИЛ — шудӣ; ЗИ — б. 3499, 3500 нест.

[2] ТпЗЛ — Чунон дон, ки ҳаргиз гиромӣ писар,
Набудаст ёзон ба хуни падар!
Магар модараш тухмаро тира кард,
Писарро ба олудагӣ хира кард.
Чу Заҳҳоки тозӣ кушанда падар,
Ки Ҷамшедро з-ӯ бад омад ба сар.
Сикандар, ки ӯ хуни Доро бирехт,
Чунон оташи кин ба модар бибехт.
Ки Доро, бародар падар хондӣ,
Ҳаме Файлақусаш писар хондӣ.

Чу гашт он суханҳои мӯъбад дароз,
Шаҳаншоҳ посух надод эч боз.

Чунин гуфт мӯъбад, ки «фардо пагоҳ,
Биёем яксар бад-ин боргоҳ.

Магар посухи шоҳ ёбем боз,
Ки имрӯзамон шуд суханҳо дароз».

Дигар рӯз шабгир бархостанд,
Ҳама бандагиро биёростанд.

Яке гуфт мӯъбад:— «Надонист гуфт»,
Дигар гуфт, к-«он бо хирад буд ҷуфт».

Савӯм гуфт, к-«имрӯз посух диҳад,
Сазад з-ӯ, ки овоз фаррух диҳад».

Ҳама мӯъбадон баргирифтанд роҳ,
Хиромон бирафтанд наздики шоҳ,

Бузургон гузиданд ҷои нишаст,
Биёмад яке мард таште ба даст.

Чу хуршеди рахшанда молида ташт,
Якояк бар он меҳтарон баргузашт.

Ба ташт андарун рехта хуни гарм,
Чу наздик шуд ташт бинҳод нарм.

Аз он ташт ҳар кас бупечид рӯй,
Ҳама анҷуман гашт пургуфтугӯй.

Ҳамекард Хусрав ба ҳар кас нигоҳ,
Ҳама анҷуман хира аз бими шоҳ.

Ба эрониён гуфт, к-«ин хуни кист,
Ниҳода ба пеши ман аз баҳри чист?».

Бад-ӯ гуфт мӯъбад, ки «хуни палид,
Қ-аз ӯ бадманиш гашт ҳар кас, ки дид».

Чу мӯъбад чунин гуфт, бардоштанд,
Ҳама даст бар даст бугзоштанд.

Зи хун ташти пурмоя карданд пок,
Бишустанд заррин [1] ба обу ба хок.

Чу равшан шуду пок ташти палид,
Бикард он ки шуста будаш пурнабид.

Ба май-бар пароганд мушку гулоб,
Шуд он ташти бежанг [2] чун офтоб.

Ба мӯъбад чунин гуфт Хусрав, ки «ташт,
Ҳамоно буд ин, ё [3] дигаргуна гашт?»

Ҳамегуфт мӯъбад, к-«анӯша бадӣ,
Падидор шуд некӯвӣ з-ин бадӣ».

Ба фармон зи дӯзах ту кардӣ биҳишт,
Ҳамон хуб пайдо зи кирдори зишт.

Чунин гуфт Хусрав, ки «Ширин ба шаҳр,
Чунон буд, ки он беманиш [4] ташти захр.

Кунун ташти май [5] шуд ба мушкӯи ман,[6]
Бар ин гуна бӯё шуд [7] аз бӯй ман.[8]

Зи май гашт бадном Ширин нахуст,
Зи пурмоягон дӯстдорӣ начуст».

Ҳама меҳтарон хонданд офарин,
Ки беточу тахтат мабодо замин.

Беҳӣ з-он физояд, ки ту беҳ кунӣ,
Меҳ он шуд ба гетӣ, ки ту меҳ кунӣ.

Ки ҳам шоҳу ҳам мӯъбаду ҳам радӣ,
Магар бар замин сояи эзадӣ?

---

Л — покаш. [2] ИЛ — беранг. [3] Л — ба дидан. [4] Л — пур-
и. [5] Л — ташт нав. [6] ИЛ — мо. [7] ИЛ — нав бошад.
— мо.

## Куштани Ширин Марьямро ва банд кардани Хусрав Шируйро

Аз ин пас фузун буд бузургии шоҳ,
Чу хуршед гашт он,[1] куҷо буд моҳ.

Ҳама рӯз бо духти Қайсар буди̅,
Ҳамон дар шабистон-ш меҳтар буди̅.

Зи Марьям ҳамебуд Ширин ба дард,
Ҳамеша зи рашкаш ду рухсора зард.

Ба фарҷом Ширин варо заҳр дод,
Шуд он духтари хуби қайсарнажод.

Аз он кор огаҳ набуд ҳеҷ кас,
Ки ӯ дошт он роз танҳову бас.

Чу соле баромад, ки Марьям бимурд,
Шабистони заррин ба Ширин супурд.

Чу Шируйро сол шуд бар ду ҳашт,
Ба боло зи сисолагон баргузашт.

Биёвард фарзонагонро падар,
Бад-он то шавад номвар бо ҳунар,

Ҳамедошт мӯъбад мар ӯро нигоҳ,
Шабу рӯз шодон ба фармони шоҳ.

Чунон буд, ки як рӯз мӯъбад зи тахт
Биёмад ба наздики он некбахт.

Чу омад ба наздики Шируй боз,
Ҳамеша ба бозиш диди̅ ниёз.

Яке дафтаре дид пеш андараш,
Набишта Қалила бар он дафтараш,

---

[1] Л — шуд, аз.

Ба дасти чапи он ҷавони сутург,
Бурида яке хушк чанголи гург.

Саруи сари говмеше ба рост,
Ҳаме ин бар он барзадӣ, чунки хост.

Ғамӣ шуд дили мӯъбад аз кори ӯй,
Зи бозиву беҳуда кирдори ӯй.

Ба фолаш бад омад ҳаме чанги гург,
Шағи гову рои ҷавони сутург.

Зи кори замона ғамӣ гашт сахт,
Аз ин бадманиш кӯдаки шӯрбахт.

Ки ӯ толеи зоданаш дида буд,
Зи дастуру ганҷур пурсида буд.

Сӯи мӯъбадон мӯъбад омад бигуфт,
Ки «бозист бо он гаронмоя ҷуфт».

Бишуд зуд мӯъбад, бигуфт он ба шоҳ,
Ҳамедошт Хусрав мар онро [7] нигоҳ.

Зи фарзанд ранги рухаш зард шуд,
Зи кори замона пур аз дард шуд.

Зи гуфтори марди ситорашумар,
Дилаш буд пурдарду печон ҷигар.

Ҳамегуфт: «То кирдгори сипеҳр,
Чигуна намояд бад-ин кор чеҳр?

Чу аз подшоҳиш бисту се сол,
Гузар кард, Ширӯй бифрохт [3] ёл.

Биёзурд аз ӯ шаҳриёри бузург,
Ки кӯдак ҷавон буду гашта сутург.

---

[1] ИЛ — б. 3538 нест. [2] Л — забонро. [3] Л — Ширӯ барандохт.

Пур аз дард шуд ҷони хандони ӯ,
В-аз айвони ӯ, кард зиндони ӯ.

Або он ки ҳамшира будӣ варо,
Куҷо об аз ӯ тира будӣ варо.

Ҳам онро, ки пайвастаи ӯ буданд,
Гаҳи рой ҷустан бари ӯ шуданд.[1]

Ҳаме баргирифтанд аз эшон шумор,
Кеҳу меҳ фузун омад аз се ҳазор.

Ҳама кохҳоро як андар дигар,
Бурид он ки буд шоҳро коргар.[7]

Зи пӯшиданиҳову аз хӯрданӣ,
Зи бахшиданӣ ҳам зи густурданӣ.

Ба айвонҳошон биёростанд,
Парастандаву бандагон хостанд.

Ҳамон май фиристоду ромишгарон,
Ҳама кох динор буд бекарон.

Ба ҳангомшон ромишу х(в)ард буд,
Нигаҳбон бар эшон чиҳил мард буд.

**Достони сохтани Хусрав тоқи Висро**

Кунун достонгӯи дар достон,
Аз он якдилу якзабон ростон,

Зи тахте, ки хонӣ варо тоқи Вис,
Ки бинҳод Парвиз дар испарис.

Сари мояи он зи Заҳҳок буд,
Ки нопорсо буду нопок буд.

---

[1] ИЛ — б. 3561 нест. [2] Л — чорагар.

Ба гохе ки рафт Офаридуни гурд,
В-аз он тозиён номи мардӣ бибурд.

Яке мард буд дар Дамованд кӯҳ,
Ки шоҳаш ҷудо доштӣ аз гурӯҳ.

Куҷо Ҷаҳн Барзин будӣ номи ӯ,
Расида ба ҳар кишваре коми ӯ.

Яке номвар шоҳро тахт сохт,
Гуҳар гирд бар гирди ӯ барнишохт.

Ки шоҳ Офаридун бад-ӯ шод шуд,
Чу он тахти пурмоя ободшуд,

Дирам дод мар Ҷаҳнро сӣ ҳазор,
Яке тоҷи [1] заррину ду гӯшвор.

Ҳамаш аҳди Сориву Омул набишт,
Ки буд марзи маншури ӯ чун биҳишт.

Бад-он гаҳ, ки Эрон ба Эраҷ супурд,
К-аз он номдорон [2] ӯ буд хурд.

Ҷаҳондор [3]-шоҳ Офаридун се чиз,
Бар он подшоҳӣ барафзуд низ.

Яке тахту он гурзаи говсор,
Ки монд он сухан дар ҷаҳон ёдгор.

Се дигар куҷо ҳафтчашма гуҳар,
Ҳамехондӣ номи ӯ додгар.

Чу Эраҷ бишуд з-ӯ бимонд он се чиз,
Ҳамон шод буд з-он Манучеҳр низ.

Ҳар он кас, ки ӯ тоҷи шоҳӣ бисуд,
Бар он тахт чизе ҳаме барфузуд.

---

[1] Л — тахти. [2] ИЛ — номдорон-ш. [3] Л — Бад-ӯ дод.

Чу омад ба Кайхусрави некбахт,
Фаровон бияфзуд болои тахт.

Бар ин ҳамнишон то ба Лӯҳросп шуд,
В-аз ӯ ҳамчунин то ба Гуштосп шуд.

Чу Гуштосп он тахтро дид, гуфт,
Ки «Қори бузургон нашояд нухуфт».

Ба Ҷомосп гуфт он[1] гаронмоя мард:
«Фузунӣ чӣ дорӣ бад-ин коркард?

Якояк бубин то чи хоҳӣ фузуд,
Пас аз марг моро кӣ хоҳад сутуд?»

Чу Ҷомосп он тахтро бингарид,
Бидид аз дари ганҷи дониш[2] калид.

Бар ӯ-бар шумори сипеҳри баланд,
Ҳамекард пайдо ҷиву ҷуну чанд.

Зи кайвон ҳама нақшаҳо то ба моҳ
Бад-он тахт кард ӯ ба фармони шоҳ.

Чунин то ба гоҳи Сикандар расид,
Зи шоҳон ҳар он кас, ки он гоҳ дид,

Ҳаме барфузудӣ бар он чанд чиз,
Зи зарру зи симу зи оҷу зи шиз.

Мар онро Сикандар ҳама пора кард,
Зи бедонишӣ кор якбора кард.

Басе з-он бузургон ниҳон доштанд,
Ҳаме даст бар даст бугзоштанд.

Бад-ин гуна буд то сари Ардашер,
Куҷо гашта буд номи он Тахти Пир.

---

[1] ИЛ — Эй. [2] Л — дониш онро.

Аз он тахт ҷое нишоне биёфт,
Бад-он орзӯ сӯи дигар шитофт.[1]

Бимурд ӯву он тахт аз ӯ бозмонд,
Аз он пас, ки коми бузургӣ биронд,[2]

Бад-ин гуна буд то ба Парвиз шоҳ
Расид он гиромӣ сазовори гоҳ.

Зи ҳар кишваре меҳтаронро бихонд,
В-аз он тахт ҷанде суханҳо биронд.

Аз эшон фаровон шикаста биёфт,
Ба шодӣ сӯи гирд кардан шитофт.

Биёвард пас тахти шоҳ Ардашер,
В-аз Эрон ҳар он кас, ки буд тезвир.

Ба ҳам дар заданд он сазовор тахт,
Ба ҳангоми он шоҳи пирӯзбахт.

Варо дургар[3] омад зи Руму зи Чин,
Зи Мукрону Бағдоду эронзамин.

Ҳазору саду бист устод буд,
Ки кирдори ин тахташон ёд буд.

---

[1] ТпЗ — Бикарду наёмад ҷунон ҷун сазид,
В-аз ӯ низ ӯ шодмонӣ надид.

[2] ТпЗ — Чу бар тахт биншаст Пирӯзшоҳ,
Ҳама меҳтарон шуд варо некхоҳ.
Аз он тахти шоҳӣ сухан ронданд,
Гузашта суханҳо ҳамехонданд.
Чунин гуфт Парвиз к-«эй меҳтарон,
Ҳаме орзӯ хоҳам аз кеҳтарон,
Ки он номвар тахтро нав кунам,
Ҳама дар ҷаҳон ёди Хусрав кунам.
Навишта бибояд ҳаме он сухун,
Ки Ҷомоспи некахтар афганд бун.
Ки онро бино шоҳ Гуштосп кард,
Ба рою ба тадбири Ҷомосп кард,
Навишта биёвард мӯъбад фароз,
Аз он шод шуд Хусрави сарфароз.

[3] Л — заргар.

Або ҳар яке мард шогирд сӣ,
Зи румиву бағдодиву порсӣ,

Нафармуд то як замон дам заданд,
Ба ду сол то кор барҳам заданд.

Чу бар пой карданд тахти баланд,
Дурахшанда шуд рӯи бахти баланд.

Бараш буд болош сад шоҳраш,
Чу ҳафтод раш барниҳӣ[1] аз бараш.

Саду бист раш боз паҳнош буд,
Ки паҳнош камтар зи болош буд.[2]

Ба сӣ рӯз дар моҳ ҳар бомдод,
Яке фарш будӣ ба дигар ниҳод.[3]

Ба рӯяш зи заррин саду чил ҳазор,
Зи пирӯза бар зарр карда нигор.

Ҳама нуқраи хом буд меху баш,
Яке з-он ба мисқол буд шасту шаш.

Чу андар бара хӯр ниҳодӣ чароғ,
Пасаш дашт будиву дар пеш боғ.

Чу хуршед дар шер гаштӣ дурушт,
Мар он тахтро сӯи ӯ буд пушт.

Чу ҳангомаи тирмоҳ омадӣ,
Гаҳи меваю чашнгоҳ омадӣ,

Сӯи меваю боғ будиш рӯй,
Бад-он то биёбад зи ҳар мева бӯй.

---

[1] Л — барниҳем.

[2] ТпИЛ — Ҳамон шоҳраш ҳар яке панҷ * раш,
Чунон буд, ки бар абр судӣ сараш **.

[3] ТпЗ — Ҳамон тахти Парвиз даҳ лахт буд,
Ҷаҳон рӯзаш аз фарри он тахт буд.

* Л — се. ** Л — Қ-аз он сар надидӣ сари кишвараш.

Зимистон, ки буди гахи боду нам,
Бар он тахт бар кас набуди дижам.

Ҳама токҳо буд баста изор,
Зи хаззу самур аз дари шаҳриёр.

Ҳамон гӯи симину заррин ҳазор,
Бар оташ ҳаметофтӣ ҷомадор.

Ба мисқол аз он ҳар яке понсад,[1]
Қ-аз оташ шудӣ ранг,[2] ҳамчун бусад.

Яке нима з-ӯ андар оташ будӣ,
Дигар пеши гурдони саркаш будӣ.

Шумори ситора даҳу дую ҳафт,
Ҳамон моҳи тобон, зи бурҷе, ки рафт.

Чи з-ӯ истода, чи монда ба пой,
Бидидӣ ба чашми сар ахтаргирой.

Зи шаб низ дидӣ, ки чанде гузашт,
Сипеҳр аз бари хок бар чанд гашт.[3]

Аз он бурҷҳо чанд заррин будӣ,
Чи моя аз он гавҳарогин будӣ.

Шумораш надонист кардан касе,
Агарчанд будиш дониш басе.

Ҳар он гавҳаре к-аш баҳо х(в)ор буд,
Қамо беш ҳафтод динор буд.

Басе низ бугзашт бар ҳафтсад,
Ҳамегир аз ин гуна аз неку бад.

Басе сурх гавҳар будӣ, кас[4] баҳо
Надонист, к-аш монд бе мунтаҳо.

---

[1] Л — панҷсад. [2] Л — зи оташ шуда сурх. [3] Л — чанде бигашт. [4] Л — гӯгирд буд, к-аш.

Ки равшан шудӣ з-ӯ шаби тирачеҳр,
Чу ноҳид рахшон будӣ бар сипеҳр.

Се тахт аз бари тахт бар поя буд,
Зи гавҳар саропой пурмоя буд.

Аз ин то бад-он поя будӣ чаҳор,
Ҳама поя заррину гавҳарнигор.

Кеҳинтахтро ном буд Мешсор,
Сари меш будӣ бар ӯ-бар нигор.

Меҳинтахтро хондӣ Ложвард,
Ки ҳаргиз набудӣ бар ӯ боду гард.

Се дигар саросар зи пирӯза буд,
Бар ӯ ҳар ки дидиш, дилсӯза буд,

Ҳар он кас, ки деҳқон буду зердаст,
Варо Меш сар буд ҷои нишаст.

Саворони бебок рӯзи набард,
Шудандӣ бар он гунбади Ложвард.

Ба Пирӯза-бар ҷои дастур буд,
Ки аз кадхудоиш ранҷур буд.

Чу бар тахти пирӯза будӣ нишаст,
Хирадманд будиву меҳтарпараст.[1]

Яке ҷома афганда буд заррбафт,
Ба раш буд болош панҷоҳу ҳафт.

Ба гавҳар ҳама ришаҳо [2] бофта,
Зи бар шӯшаи зар бар ӯ тофта.

Бар ӯ карда пайдо нишони сипеҳр,
Зи баҳрому кайвону Хурмузду меҳр.

---

[1] ТпИЛ — Чу рафтӣ ба дастурии раҳнамой,
Магар ёфтӣ назди * Парвиз ҷой.

[2] Л — шӯшаҳо.

* ИЛ — пеши.

Зи ноҳиду тиру зи гарданда[1] моҳ,
Падидор карда бад-ӯ некшоҳ,[2]

Ҳам аз[3] ҳафт кишвар бар ӯ-бар нишон,
Зи деҳқону аз Рум гарданкашон.

Бар ӯ — бар нишони чилу ҳашт шоҳ,
Падидор карда сару[4] тоҷу гоҳ.

Ба зар[5] бофта тоҷи[6] шоҳаншаҳон,
Чунон ҷома ҳаргиз набуд дар ҷаҳон.

Ба Чин — дар яке мард буд беҳамол,
Ҳамебофт он ҷомаро ҳафт сол.

Сари соли нав ҳурмузи Фарвадин,
Биёмад бари шоҳи эронзамин[7].

Бибурд он кай фарш наздики шоҳ,
Гаронмоягон баркушоданд[8] роҳ.

Бигустурд рӯзи нав он ҷомаро,
Зи шодӣ ҷудо кард ҳудкомаро.[9]

Бар он ҷома-бар маҷлис оростанд,
Навозандаи руду май хостанд.[10]

Ҳаме офарин хонд Саркаш ба руд,
Шаҳаншоҳро дод чанде дуруд,

Бузургон гавҳар барафшонданд,
Ки фарри бузургиш[11] ҳамехонданд.

**Достони борбади ромишгар**

Ҳаме ҳар замон шоҳ бартар гузашт,
Чу шуд соли шоҳиш бар бисту ҳашт.

---

[1] Л — кайвону аз тезпӯянда. [2] Л — ба ҳар дастгоҳ. [3] Л — Ҳамон. [4] Л — сари. [5] Л — Бар ӯ. [6] Л — номи. [7] ИЛ — ба даргоҳи солори Чин. [8] Л — баргирифтанд. [9] Л — бадкомаро.

[10] ТпЗ — Яке мутрибе буд Саркаш ба ном,
Ба ромишгарӣ-дар шуда шодком.

[11] ИЛ — фариш бузургаш.

Қасеро набуд бар дараш кори бад,
Зи даргоҳаш огоҳ шуд Борбад.

Бад-ӯ гуфт ҳар кас, ки «шоҳи ҷаҳон,
Гузидаст ромишгарон аз меҳон.

Ки гар бо ту ӯро баробар кунанд,
Туро бар сари Саркаш афсар кунанд».

Чу бишнид мард он, биҷӯшид оз,
Агарчи набудаш ба чизе ниёз.

Зи кишвар бишуд то ба даргоҳи шоҳ,
Ҳамекард ромишгаронро нигоҳ.

Чу бишнид Саркаш, дилаш тира гашт,
Ба захми суруд андарун хира гашт.

Биёмад ба наздики солори бор,
Дирам карду динор чанде нисор.

Бад-ӯ гуфт: «Ромишгаре бар дар аст,
Ки аз ман ба соли ҳунар [1] бартар аст.

Набояд, ки дар пеши Хусрав шавад,
Ки мо кӯҳна гаштему ӯ нав шавад».

Зи Саркаш чу бишнид дарбони шоҳ,
Зи ромишгари содда [2] барбаст роҳ.

Чу рафтӣ ба наздики ӯ Борбад,
Ҳамаш кор бад буд, ҳамаш бор бад.[3]

---

[1] Л — хирад. [2] Л — Ба ромишгарон шод; И — Ба фармони ӯ танг.

[3] ТпЗИЛ Надодӣ варо бор солори бор,
На низаш будӣ мардуме хостор.

Чу навмед баргашт аз он боргоҳ,
Або барбат омад сӯи боғи шоҳ.

Кучо[1] боғбон буд Мардӯй ном,
Шуд аз диданаш Борбад шодком.

Бад-он боғ рафтӣ ба наврӯз шоҳ,
Ду ҳафта бибудӣ бад-он ҷашнгоҳ.

Сабук Борбад назди Мардӯй шуд,
Ҳамон рӯз бо мард ҳамбӯй шуд.

Чунин гуфт бо боғбон Борбад,
Ки «гӯё ту ҷониву ман колбад,

Кунун орзу хоҳам аз ту яке,
Ки он ҳаст назди ту сахт[2] андаке.

Чу ояд бад-ин боғ шоҳи ҷаҳон,
Маро роҳ деҳ, то бубинам ниҳон,

Ки то чун бувад шоҳро ҷашнгоҳ,
Бубинам нуҳуфтӣ[3] яке рӯи шоҳ».

Бад-ӯ гуфт Мардӯй: «Эдун кунам,
Зи меҳри ту андеша берун кунам».

Чу Хусрав ҳамехост, к-ояд ба боғ,
Дили мизбон шуд чу равшанчароғ.

Бари[4] Борбад шуд, бигуфт он ки «шоҳ
Ҳаме рафт хоҳад бад-ин ҷашнгоҳ».[5]

Ҳама ҷомаҳо Борбад сабз кард,
Ҳам он барбату руди нангу набард.

Бишуд, то ба ҷое ки Хусрав шудӣ,[6]
Баҳорон нишастангаҳаш нав шудӣ.

---

[1] И — яке. [2] Л — наздики ту. [3] ИЛ — нухуфта. [4] Л — Сӯи.
[5] И — б. 3675—3677 нест. [6] Л — будӣ. [7] Л — будӣ.

Яке сарв буд сабзу баргаш гашан,
Бару шоҳ чун размгоҳи Пашан.

Бар он сарв шуд барбат андар канор,
Ниҳонӣ[1] ҳаме буд то шаҳриёр,

Аз айвон баромад бад-он ҷашнгоҳ,
Биёрост полизбон[2] ҷои шоҳ,

Биёмад паричеҳрае майгусор,
Яке ҷом бар каф бари шаҳриёр.[3]

Ҷаҳондор бистуд зи кӯдак набид,
Булӯр аз маи сурх буд[4] нопадид.

Бад-он гаҳ, ки хуршед баргашт зард,
Ҳамебуд, то гашт шаб ложвард.

Зананда бад-он сарв бардошт руд,
Ҳам он сохта паҳлавонӣ дуруд.[5]

Яке нағз дастон бизад бар дарахт,
Қ-аз он хира шуд марди бедорбахт,

Суруде ба овози хуш баркашид,
Ки акнун ту хониш додофарид.

Бимонданд як маҷлис андар шигифт,
Ҳаме ҳар касе рои дигар гирифт.

Аз он захма Саркаш чу беҳуш гашт,
Бидонист, к-он кист, хомӯш гашт.

Ки чун Борбад кас чунон захми руд,
Надонад, на он паҳлавонӣ суруд.[6]

Бад-он номдорон бифармуд шоҳ,
Ки «ҷӯед сартосар ин ҷашнгоҳ»

---

[1] Л — замоне. [2] Л — полизгар. [3] И — б. 1382, 1383 нест. [4] Л — шуд. [5] ИЛ — суруд. [6] И — б. 3690, 3691 нест.

Фаровон бичустанду боз омаданд,
Ба наздики Хусрав фароз омаданд.

Чаҳондида Саркаш сухан баргирифт,
Қи аз бахти шоҳ ин набошад шигифт.

Қи гардад гулу сарв ромишгараш,
Қи човид бодо сару афсараш!

Биёвард чоме дигар майгусор,
Чу аз хубрух бистуд ин шаҳриёр,

Зананда дигаргун биёрост руд,
Баровард ногоҳ дигар суруд.

Қи пайкоргурдаш ҳамехонданд,
Ҳаме[1] ном аз овози ӯ рonданд.

Чунин ромишӣ гуфту Хусрав шунид,
Ба овози ӯ чоми май даркашид.

Бифармуд, к-инро ба чой оваред,
Ҳама боғ яксар ба пой оваред.

Бичустанд бисьёр ҳар сӯи[2] боғ,
Бибурданд зери дарахтон чароғ.

Надиданд чизе чуз аз беду сарв,
Хиромон ба зери гул андар Тазарв.

Шаҳнашоҳ пас чоми дигар бихост,
Бар овози он сар баровард рост.

Баромад дигарбора овози руд,
Дигаргунатар сохт бонги суруд.

Ҳамон сабздарсабз хонӣ кунун,
Бар ингуна созанд макру[3] фусун.

[1] Л — Чунин. [2] Л — сӯ ба. [3] Л — мардон.

Чу бишнид Парвиз бар пой хост,
Яке ҷоми май гулшанорой хост,

Қи буд андарин ҷом як ман набид,
Ба як дам маи равшан андар кашид.

Чунин гуфт, к«ин гар фаришта будӣ,
Зи мушку зи анбар систа будӣ.

В-агар дев будӣ, нагуфтӣ суруд,
Ҳамон низ нашнохтӣ захми руд.

Биҷӯед дар боғ то ин ин куҷост,
Ҳама боғу гулшан чапу дасти рост.

Даҳону бараш пур зи гавҳар кунам,
Бар ин рудсозон-ш меҳтар кунам».

Чу бишнид ромишгар овози ӯй,
Ҳамон хубгуфтори дамсози ӯй,

Фуруд омад аз шохи сарви саҳӣ,
Ҳамерафт бо ромишу фарраҳӣ

Биёмад, бимолид бар хок рӯй,
Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Чӣ мардӣ бигӯй».

Чунин гуфт: «Шоҳо, яке бандаам,
Ба овози ту дар ҷаҳон зиндаам».

Саросар бигуфт ончи рафт аз буна,
Ки буд андар он якдилу яктана.

Ба дидори ӯ шод шуд шаҳриёр,
Ба сони гулистон ба моҳи[1] баҳор.

Ба Саркаш чунин гуфт, к-«эй бадҳунар![2]
Ту чун ҳанзалӣ, Борбад чун шакар!

---

[1] И — гоҳи; И — вакти. [2] Л — бадгуҳар; И — пурҳунар.

Чаро дур кардӣ ту ӯро зи ман?
Дареғ омадат руд аз ин[1] анҷуман?!

Бар овози ӯ шод май баркашид,
Ҳамон ҷоми ёқут бар сар кашид.

Бад-ингуна то сар сӯи хоб кард,
Даҳонаш пур аз дурри хушоб кард.

Бишуд Борбад шоҳи ромишгарон,
Яке номдоре шуд аз меҳтарон.

Сар омад кунун қиссаи[2] Борбад,
Мабодо, ки бошад туро кор[3] бад.[4]

Басе меҳтару кеҳтар аз ман гузашт,
Нахоҳам ман аз хоб бедор гашт.

Ҳар онгаҳ, ки шуд сол бар шасту шаш
На некӯ бувад мардуми пир каш.

Чу ин номвар нома ояд ба бун,
Зи ман рӯи кишвар шавад пурсухун.

Аз он пас намирам, ки ман зиндаам,
Ки тухми сухан ман парогандаам.

* Ҳар он кас, ки дорад ҳушу рою дин,
Пас аз марг бар ман кунад офарин.

Кунун аз Мадоин сухан нав кунам,[5]
Суханҳо зи айвони Хусрав кунам.[6]

---

[1] ИЛ — руди ӯ з-анҷуман. [2] Л — гуфтани; И — рӯз бар.
[3] ИЛ — ёр.

[4] ТпЗИЛ — Ҷаҳон бар меҳону кеҳон бугзарад,
Хирадманд мардум чаро ғам хӯрад.

[5] ИЛ — кунем. [6] ИЛ — кунем.

* Л—Ки рӯзи кеҳону меҳон.

Чунин гуфт равшандиле порсӣ,
Ки бугзошт бо коми дил чор сӣ.

Ки Хусрав фиристод касҳо ба Рум,
Ба Ҳинду ба Чину ба ободбум.

Бирафтанд коригарон се ҳазор,
Зи ҳар кишваре ҳар ки буд номдор.

В-аз эшон ҳар он кас, ки устод буд,
Зи хишту зи гаҷ дар дилаш ёд буд,

Чу сад мард берун шуданд аз миён,
Зи Аҳвозу Эрону аз румиён,

В-аз эшон диловар гузиданд сӣ,
Аз он сӣ ду румӣ, дигар[1] порсӣ.

Гаронмоя румӣ, ки буд ҳандасӣ,
Ба гуфтор бугзашт аз порсӣ.[2]

Бари Хусрав омад ҷаҳондида мард,
Бар ӯ кору захми биної ёд кард.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин зи ман дарпазир,
Сухан ҳарчи гӯям, зи ман ёд гир.

Яке ҷой хоҳам, ки фарзанди ман,
Ҳамон то дусад сол пайванди ман

Нишинад бад-ӯ-дар нагардад хароб,
Зи борону аз барқу[3] аз офтоб.

Муҳандис бипазруфт айвони шоҳ,
Бад-ӯ гуфт: «Ман дорам ин дастгоҳ,»[4]

---

[1] ИЛ — яке.

[2] ТпЗ — В-аз он се гузиданд румӣ яке,
Ки чун ӯ набуд дар ҷаҳон андаке.

[3] Л — барфу.

[4] Тп — Аз онгуна мебояд андоза кард,
Ки касро набояд мар он тоза кард.

Фурӯ бурд буньёд даҳ шоҳраш,
Ҳамон шоҳраш панҷ карда бараш.

Зи сангу зи гаҷ буд буньёди кор,
Чунин хоҳад он, к-ӯ диҳад доди кор.

Чу девори айвон-ш омад ба ҷой,
Биёмад ба пеши ҷаҳон кадхудой.

Ки гар шоҳ донад яке кордон,
Гузашта бар ӯ солу бисьёрдон,

Фиристад тане чанд бар ҷойгоҳ,
Писандида бо мӯъбади некхоҳ.

Бад-ӯ дод аз онгуна мардум, ки хост,
Бирафтанду диданд девор рост,

Бирешим биёвард, то анҷуман
Битобанд борик тобе расан.

Зи болои девори айвони шоҳ,
Бипаймуд то хоки девони гоҳ.[1]

Чу болои он тобдода расан,
Бипаймуд дар пеши он анҷуман.

Расан сӯи ганҷи шаҳаншоҳ бурд,
Або мӯҳр ганҷури ӯро супурд.

В-аз он пас биёмад ба айвони шоҳ,
Ки девони айвон баромад ба моҳ.

Чиҳил рӯз то кор биншинадам,
Зи коригарон шоҳ бугзинадам.

Чу фармон диҳад Хусрави зудьёб,
Нагирам бад-ин кор кардан шитоб.

[1] И — б. 3742—3749 нест.

Чу ҳангомаи захми девон бувад,
Баландии айвон чу[1] Кайвон бувад.

Бад-он кор хашмат набояд намуд,
Маро низ ранҷе набояд фузуд»...

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «чандин замон,
Чаро хоҳӣ аз ман ту, эй бадгумон?

Набояд, ки дорӣ ту з-ин даст боз,
Ба озарм нӯзат наёмад ниёз».

Бифармуд то сӣ ҳазораш дирам
Бидоданд, то ӯ набошад дижам,

Бидонист коригари ростгӯй,
Ки айб оварад марди доно ба рӯй,

Ки гирад бад-он захми айвон шитоб,
Агар бишканад, кам кунад нону об.

Шаб омад, шуд он коргар нопадид,
Чунон шуд, к-аз он пас кас ӯро надид.

Чу бишнид Хусрав, ки Фаръон гурехт,
Ба гӯянда-бар хашми Фаръон бирехт.

Чунин гуфт, к-«онро, ки дониш набуд,
Чаро пеши мо дар фузунӣ намуд?»

Бифармуд, то кори ӯ бингаранд,
Ҳама румиёнро, ба зиндон баранд.

Дигар гуфт: «Коригарон оваред,[2]
Гачу хишту санги гарон оваред.[3]

---

[1] Л — ба. [2] ИЛ — оварад. [3] ИЛ — оваранд.

Бичустанд ҳар кас, ки девор дид,
Зи буму бари шоҳ шуд нопадид.

Ба бечорагӣ даст аз он боздошт,
Ҳама гӯшу дил сӯи Аҳвоз[1] дошт.

Қ-аз он шаҳр коригар ояд касе,
Намонад чунон кор бесар басе.

Ҳамечуст устод он то се сол,
Надиданд коригаре беҳамол.[2]

Басе ёд кардан аз он корҷӯй,
Ба соли чаҳорум падид омад ӯй.

Яке марди бедор бо фарраҳӣ,
Ба Хусрав расонид аз ӯ огаҳӣ.

Ҳамонгоҳ румӣ биёмад чу гард,
Бад-ӯ шоҳ гуфт: «Эй гунаҳгор мард!

Бигӯ, то чӣ буд андарин пӯзишат,
Чӣ гуфтӣ, ки пеш ояд[3] омӯзишат?»

Чунин гуфт румӣ, ки «Гар шаҳриёр,
Фиристад маро бо яке устувор.

Бигӯям бад-он кордон пӯзишам,
Ба пӯзиш ба ҷой орам омӯзишам.

Фиристоду рафтанд аз айвони шоҳ,
Гаронмоя устод бо некхоҳ.

Ҳамебурд донои румӣ расан,
Ҳам он мардро тез бо хештан.

Бипаймуд болои кору[4] бараш,
Кам овард кор аз расан ҳафт[5] раш.

Расан боз бурданд наздики шоҳ,
Бигуфт он ки бо ӯ биёмад ба роҳ,.

---

[1] Л — овоз. [2] Л — коригаронро ҳамол. [3] Л — Ба гуфтори бад омад. [4] Л — кор аз. [5] Л — ҳашт.

Чунин гуфт румӣ, ки «гар захми кор,
Баровардаме бар сар, эй шаҳриёр,

На девор мондӣ, на тоқу на кор.
На ман мондаме бар дари шаҳриёр».

Бидонист Хусрав, ки ӯ рост гуфт,
Қасе ростиро наёрад нуҳуфт.

Раҳо кард ҳар к-ӯ ба зиндон буданд,
Бадандеш, агар бегазандон буданд.

Мар ӯро яке бадра динор дод,
Ба зиндониён чизи бисьёр дод.

Дар он кор шуд рӯзгоре дароз,
Ба кирдори он шоҳро буд ниёз.

Чу шуд ҳафт сол омад айвон ба ҷой,
Писандидаи мардуми покрой.[1]

Мар ӯро басе об доду замин,
Дирам доду динору кард офарин.

Ҳамекард ҳар кас ба айвон нигоҳ,
Ба наврӯз рафтӣ бад-он ҷой шоҳ,

Қас андар ҷаҳон захм чун он надид,
На аз номвар кордорон шунид.

Яке ҳалқае буд зи зар рехта,
Аз он кори чарх[2] андар овехта.

Фурӯ ҳишта з-ӯ сурх занҷири зар,
Ба ҳар мӯҳрае дарнишонда гуҳар.

Чу рафтӣ шаҳаншоҳ бар тахти оҷ,
Биёвехтандӣ зи занҷир тоҷ.

---

[1] Л — Хусрави раҳнамой; И — некрой. [2] И — чархкор.

Ба наврӯз чун барнишастӣ ба тахт,
Ба наздики ӯ мӯъбаде некбахт.

Фурӯтар зи мӯъбад меҳонро будӣ,
Бузургону рӯзидиҳонро будӣ.

Ба зери меҳон ҷои бозориён,
Биёростандӣ ҳама кориён.

Фурӯмоятар ҷои дарвеш буд,
Куҷо хӯрдаш аз кӯшиши хеш буд.

Фурӯтар бурида басе дасту пой,
Басе кушта афганда бар дар сарой.

Зи айвон аз он пас хурӯш омадӣ,
Қ-аз овозҳо дил ба ҷӯш омадӣ.

Ки эй зердастони шоҳи ҷаҳон,
Мабошед тирадилу бадниҳон.

Ҳар он кас, ки ӯ сӯи боло нигоҳ—
Кунад, гардад андешаи ӯ табоҳ.

Зи тахти каён дуртар бингаред,
Ҳар он кас, ки кеҳтар бувад бишмаред[1].

В-аз он пас гунаҳгору гар бегуноҳ,
Намондӣ касе низ дар банди шоҳ.

Ба зиндониён ҷомаҳо дод низ,
Саропою динору ҳаргуна чиз.

Ҳар он кас, ки дарвеш будӣ ба шаҳр,
Ки ӯро набудӣ зи наврӯз баҳр,

Ба даргоҳи айвон-ш биншондӣ.
Дирамҳои ганҷӣ барафшондӣ.

---

[1] Тп — В-аз он пас тани куштагонро ба роҳ,
Қ-аз он бугзарӣ, кард бояд нигоҳ.

Пур аз бим будӣ гунаҳгор аз ӯ.
Шуда мардуми хуфта бедор аз ӯ.

Мунодигаре дигар андар сарой,
Бирафтӣ гаҳи бозгаштан ба ҷой,

Ки эй номвар пурҳунар саркашон,
Зи бешӣ чӣ ҷӯед чандин нишон.

Бубинед то аз шумо зер кист,
Ки бар ҷони бадбахт бояд гирист.

Ба кор андар андеша бояд нахуст,
Бад-он то шавед эмину тандуруст.

Сиголед ҳар кору аз пас кунед,
Дили мардуми камхирад машканед.

Биёндохт бояд пас онгаҳ бурид,
Суханҳои донанда бояд шунид.

Ҳар он кас, ки ӯ роҳ дорад нигоҳ,
Бихуспад бари гоҳ эмин зи шоҳ.

Дигар ҳарки ёзад ба чизи касон,
Бувад хашми мо сӯи он кас расон.[1]

Ҷунун аз бузургии Хусрав сухан
Бигӯям, кунам тоза рӯзи куҳан.

Бар он сон бузургӣ кас андар ҷаҳон
Надорад ба ёд аз кеҳону меҳон.

**Гуфтор андар бузургии Хусрави Парвиз**

Ҳар он кас, ки ӯ дафтари шоҳ хонд,
Зи гетиш доман бибояд фишонд.

Сазад гар бигӯям яке достон,
Ки бошад хирадманд ҳамдостон.

---

[1] И — б. 3810—3815 нест.

Мабодо, ки густох бошӣ ба даҳр,
Ки аз пойзаҳраш фузун аст заҳр.[1]

Сарои сипанҷ аст бар роҳрав,
Ту гардӣ куҳан, дигар оянд нав.

Яке андар ояд, дигар бугзарад,
Замоне ба манзил ҷамад, гар ҷарад.

Чу бархезад овози табли раҳил,
Ба хок андар ояд сари мӯру[2] пил.

Зи Парвиз чун достоне шигифт
Зи ман бишнавӣ, ёд бояд гирифт.

Ки чунон сазовориву дастгоҳ,
Бузургиву аврангу[3] фарру сипоҳ,

Қ-аз он бештар нашнавӣ дар ҷаҳон,
Агарчанд пурсӣ зи дономеҳон.

Зи Тӯрону аз Чину аз Ҳинду Рум,
Зи ҳар кишваре к-он буд ободбум.

Ҳаме бож бурданд наздики шоҳ,
Ба рахшандарӯзу шабони сиёҳ.

Ғулому парастанда аз ҳар даре,
Зи дурру зи ёқуту ҳар гавҳаре.

Зи динору ганҷаш карона набуд,
Чун ӯ хусрав андар замона набуд.

Зи шоҳину аз бозу паррон уқоб,
Зи шеру палангу наҳанг андар об,

---

[1] ТпЛ — Масов эч бо озу бо кина даст,
Ба манзил макун ҷойгоҳи нишаст.

[2] Л — орад сари шеру. [3] Л — авранду.

Ҳама баргузиданд паймони[1] ӯй,
Чу хуршед равшан шудӣ ҷони ӯй.

Нахустин, ки бинҳод ганҷи арӯс,
Зи Чину зи Бартосу аз Ҳинду[2] Рус.

Дигар ганҷ бодовараш хонданд,
Шумораш бикарданду дармонданд.

Дигар он ки номаш ҳаме бишнавӣ,
Ту хонӣ варо дебаи хусравӣ.

Дигар номвар ганҷи Афросиёб,
Ки касро набуд он ба хушкиву об.

Дигар ганҷ к-аш хондӣ сӯхта,
К-аз он ганҷ буд кишвар афрӯхта.

Дигар ганҷ, к-аз дурри[3] хушоб буд,
Ки болош як тирпартоб буд.

Ки хазро ниҳоданд номаш радон.,
Ҳамон номвар кордон,[4] бихрадон.[5]

Дигар он ки буд шодварди бузург,
Ки гӯянд ромишгарони сутург[6].

Зи ромишгарон Саркашу Борбад,
Ки ҳаргиз нагаштиш бозор бад.

Ба мушкӯи заррин даҳу ду ҳазор,
Канизон[7] ба кирдори хуррам баҳор.

Дигар пил буд ду ҳазору дувист,
Ки гуфтӣ аз он дар замин ҷой нест.

---

[1] Л — фармони. [2] ИЛ — Руму. [3] Л — пурдурри. [4] Л — то зиён, номвар.

[5] ТпЗ — Дигар ганҷ к-аш бор будиш ном,
Чунон кас надидаст аз хосу ом.

[6] ТпИЛ — Ба зар сурх гавҳар бад-ӯ бофта,
Ба зар андарун риштаҳо тофта.

[7] ИЛ — Канизак.

Дигар аспи ҷангӣ даҳу ду ҳазор,
Дусад борагӣ, к-ӯ набуд дар шумор.[1]

Даҳу ду ҳазор уштури боркаш,
Иморикашон шашсаду[2] шасту шаш.

Ки ҳаргиз кас андар ҷаҳон он падид,
На аз пирсар кордонон шунид.[3]

Чун ӯе[4] ба дасти яке пешкор
Табаҳ шуд, ту тимори гетӣ[5] мадор,

Ту беранҷӣ аз корҳо баргузин,
Чу хоҳӣ, ки ёбӣ ба дод офарин,

Ки неку бад андар ҷаҳон бугзарад,
Замона дами мо ҳаме бишмарад.

Агар тахт ёбӣ, агар тоҷу ганҷ,
В-агар чанд пӯянда бошӣ ба ранҷ.

Саранҷом ҷои ту хок асту хишт,
Ба ҷуз[6] тухми некӣ набояд-т кишт[7].

**Дар бедодӣ кардани Хусрав
ва носипосии сипоҳи ӯ**

Бад-он номвар тахту ҷои[8] меҳӣ,
Бузургиву дайҳими шоҳаншаҳӣ,

---

[1] ТпЗ — Дигар даҳ ҳазор уштури сурхмӯй,
Ки касро набуд он замон як чун ӯй.

[2] Л — Иморикашу гомзан.

[3] ТпЗ — Саворони ҷангӣ ҳазорон ҳазор,
Зи туркону румиву чинисавор.
Дигар аспи шабдиз, к-аз тохтан
Намондӣ ба ҳангоми кин охтан.
Чу Ширин буд андар шабистони ӯй,
Ки равшан будӣ з-ӯ гулистони ӯй.

[4] Л — Чунин кас. [5] Л — бешӣ. [6] Л — Ҷуз аз.

[7] ТпЗИ — Зи Парвизат андоза бояд гирифт,
Чу дафтар бихонӣ, бимонӣ шигифт.

[8] Л — тоҷи.

Ҷаҳондор ҳамдостонӣ накард,
Зи Эрону Тӯрон баровард гард.

Чунон додгар шоҳ бедод гашт,
Зи[1] бедодии кеҳтарон шод гашт.

Биёмад фарухзоди Озармакон,
Дижамрӯй бо зердастон закон.[2]

Биёрост бар хештан ранҷи нав,
Накард орзӯ ҷуз ҳама ганҷи нав.

Зи ҳар кас ҳаме хоста бистадӣ,
Ҳаме он бар ин, ин бар он барзадӣ.

Ба нафрин шуд он офаринҳои пеш,
Ки чун гурги бедодгар гашт меш.

Чу бенону беобу бетан шуданд,
Аз Эрон сӯи шаҳри душман шуданд.

Ҳар он кас, ки аз баттарӣ ёфт баҳр,
Ҳаме дуду нафрин баромад зи шаҳр,

Яке беҳунар буд номаш Гуроз,
Қ-аз ӯ ёфтӣ кому орому ноз,

Ки будӣ ҳамеша нигаҳбони Рум,
Яке девсар буд бедоду шум.

Чу шуд шоҳи бодод бедодгар,
Аз Эрон нахуст ӯ бупечид сар.

Дигар Зодфаррух, ки номӣ будӣ,
Ба наздики Хусрав гиромӣ будӣ.

Наёраст кас рафт наздики шоҳ,
Магар Зодфаррух будӣ борхоҳ.

---

[1] ИЛ — Ба. [2] Л — радон.

Шаҳаншоҳро чун пур омад қафиз,
Дили Зодфаррух табаҳ гашт низ.

Яке гашт бо солхӯрда Гуроз,
Зи кишвар ба кишвар бипайваст роз.

Гурози сипаҳбуд яке нома кард,
Ба қайсар варо низ бадкома кард.

Бад-ӯ гуфт; «Бархезу Эрон бигир,
Нахустин ман оям туро дастгир».

Чу он нома бархонд қайсар, сипоҳ —
Фароз оварид аз паи размгоҳ.

Биёвард лашкар ҳамонгаҳ зи Рум,
Биёмад сӯи марзи ободбум [1].

**Баргаштани лашкари Эрон аз Хусрав ва раҳо кардани Ширӯя аз банд**

Чу огоҳ шуд з-он сухан шаҳриёр,
Ҳамедошт ин кори душвор хор.

Бидонист, к-он ҳаст кори Гуроз,
Ки гуфтаст бо қайсари размсоз.

Бад-он к-аш ҳамехонду [2] ӯ чора ҷуст,
Ҳамедошт он номаи шоҳ суст.

Зи Парвиз тарсон бад-он буд нишон,
Зи даргоҳи ӯ ҳам зи гарданкашон.

Шаҳаншоҳ биншаст бо меҳтарон,
Ҳар он кас, ки буданд аз Эрон сарон.

Аз андешаи пок дилро бишуст,
Фаровон зи ҳаргунае чора ҷуст.

---

[1] ИЛ — б. 3871 нест. [2] И — Бад-он кас басе хонду.

Чу андешаи равшан омад фароз,
Яке нома бинвишт сӯи Гуроз.

Ки аз ту писандидам ин коркард,
Сутудам туро сӯи [1] мардони мард.

Зи кирдорҳо барфузудӣ фиреб,
Сари қайсар овардӣ андар нишеб.

Чу ин нома оранд наздики ту,
Пурандеша кун рои борики ту.

Ҳаме бош, то ман биҷунбам зи ҷой,
Ту бо лашкари хеш бугзор пой.

Чу з-ин рӯю з-он рӯй бошад сипоҳ,
Шавад дар миён рои қайсар табоҳ.

Ба Эрон варо дастгир оварем,
Ҳама руминёнро асир оварем.

Зи даргаҳ яке чора гар баргузид,
Сухангӯю доно чунон чун сазид,

Бад-ӯ гуфт, к-«ин нома андар ниҳон,
Ҳамебар ба кирдори корогаҳон.

Чунон рав, ки бинад-т румӣ касе,
Ба раҳ-бар сухан пурсад аз ту басе.

Бигирад туро, назди қайсар барад,
В-агар назди солори лашкар барад.

Бипурсад туро, аз куҷоӣ, бигӯй,
Бигӯяш, ки ман кеҳтаре чораҷӯй.

Бипаймудам ин ранҷи роҳи дароз,
Яке нома дорам ба сӯи Гуроз.

---

¹ ИЛ — пеши.

Ту ин нома барбанд[1] бар дасти рост,
Гар эдун, ки бистонад аз ту, равост.

Бурун омад аз пеши Хусрав наванд,
Ба бозу-бар он номаро карда банд.

Биёмад, чу наздики қайсар расид,
Яке марди битриқ ӯро бидид.

Сӯи қайсараш бурд сар пур зи гард,
Ду рух зарду лабҳо пур аз[2] ложвард.

Бад-ӯ гуфт қайсар, ки «Хусрав куҷост?
Бибояд-т гуфтан ба ман роҳи рост».

Аз ӯ хира шуд кеҳтари чораҷӯй,
Зи бимаш ба посух дижам кард рӯй.

«Биҷӯед,— гуфт,— ин балоҷӯйро».
Бадандеш бадкоми бадгӯйро.[3]

Биҷустанду он нома аз дасти ӯй,
Кушод он ки доно буду роҳҷӯй.

В-аз онгоҳ доносареро биҷуст,
Ки он паҳлавонӣ бихонад дуруст.

Чу он нома бархонд марди дабир,
Рухи номвар шуд ба кирдори қир.

Ба дил гуфт, к-ин аст кини Гуроз,
Далер омадастам ба дониш фароз.

Шаҳаншоҳ бо мард сесад ҳазор,
Кас аз пили ҷангаш надонад шумор.[4]

Маро хост афганд дар доми ӯй,
Ки торик бодо саранҷоми ӯй!

[1] Л—номаро дор. [2] ИЛ—шуда. [3] Л—б. 3897 нест. [4] Л—Ҳамонгоҳ аз оҳ ҷой барбаст бор.

В-аз он ҷойгаҳ лашкар андар кашид,
Шуд он орзӯ аз дилаш нопадид.

Чу огоҳӣ омад ба сӯи Гуроз,
Ки он номвар шуд сӯи Рум боз,

Дилаш гашт пурдарду рухсора зард,
Саворе гузид аз далерон мард.

Яке нома бинвишт бободу дам,
Ки бар ман чаро гашт кайсар дижам?

Аз Эрон чаро бозгаштӣ, бигӯй
Маро кардӣ андар ҷаҳон ҷораҷӯй.

Шаҳаншоҳ донад, ки ман кардам ин,
Дилаш гардад аз ман пур аз дарду кин.

Чу қайсар нигаҳ карду ин нома дид,
Зи лашкар гаронмояе баргузид.

Фиристод кайсар ба назди Гуроз,
К-аз он эзидат карда буд бениёз,

Ки вайрон кунӣ тоҷу гоҳи маро,
Ба оташ бисӯзӣ сипоҳи маро.

К-аз он нома чуз ганҷ додан ба бод
Наёмад маро аз ту, эй баднажод.

Маро хостӣ, то ба Хусрав диҳӣ,
Ки ҳаргиз мабодат меҳиву беҳӣ!

Бибоист, донист, к-эрониён,
Чу бинанд шоҳ аз нажоди каён,

Ба Эрон нахоҳанд бегонае
На қайсарнажоде, на фарзонае.

Ба қайсар басе кард пӯзиш Гуроз,
Ба кӯшиш наёмад зи домаш фароз.

Гузин кард пас Хусрав озодае,
Сухангӯю доно фиристодае.

Яке нома бинвишт сӯи Гуроз,
Ки эй бебаҳо ремани девсоз!

Туро чанд хонам бад-ин боргоҳ,
Ҳаме дур монӣ аз оину роҳ.

Кунун ин сипоҳе, ки назди туанд,
Ба ҳар солу маҳ [1] урмузди туанд.

Ба рою ба дил вижжаи қайсаранд,
Ниҳонӣ бар андешаи дигаранд.

Бари мо фирист он ки печидаанд,
Ҳаме саркаширо басечидаанд.

Чу ин нома омад ба сӯи Гуроз,
Пурандеша шуд меҳтари дерсоз.

Гузин кард аз он номдорон савор,
Аз Эрону Нерон даҳу ду ҳазор.

Бад-эшон чунин гуфт: «Якдил шавед,
Сухангуфтани ҳар касе машнавед.

Бибошед якчанд аз ин рӯи об,
Магиред яксар зи рафтан шитоб.[2]

Чу ҳампушт бошед бо ҳам равон,
Яке кӯҳ кандан зи бун бартавон».

Сипаҳ рафт то харраи Ардашер,
Ҳам он кас, ки буданд барнову пир.

---

[1] Л — Асирони рӯз.

[2] Тп — Аз ин ҷо сӯи марзи Эрон равед,
Ба наздики шоҳи далерон равед.

Кашиданд лашкар бад-он рудбор,
Бад-он то чӣ фармон диҳад шаҳриёр.

Чу огоҳ шуд Хусрав аз корашон,
Набуд орзуманди дидорашон.

Бифармуд то Зодфаррух бирафт,
Ба наздики он лашкари шоҳ тафт.

Чунин бурд пайғом назди сипоҳ.
Ки аз пеш будӣ маро некхоҳ.

Чаро роҳ додӣ, ки қайсар зи Рум,
Биёвард лашкар бад-ин марзу бум.

Кӣ буд онки аз роҳи яздон бигашт,
Зи рою зи фармони [1] мо баргузашт?[2]

Чу пайғоми Хусрав шунид он сипоҳ,
Шуд аз бим рухсори эшон сиёҳ.[3]

Қас он роз пайдо наёраст кард,
Бимонданд бо дарду рухсора зард.

Паямбар яке буд дил бо Гуроз,
Ҳамедошт аз боду аз хок [4] роз.

Биёмад ниҳонӣ ба наздикашон,
Барафрӯхт ҷонҳои торикашон.

«Матарсед,— гуфт,— эй бузургон, ки шоҳ —
Надид аз шумо ошкоро гуноҳ.

Мабошед ҷуз якдилу якзабон,
Магӯед, к-аз мо кӣ шуд бадгумон.

В-агар шуд ҳама зери як чодарем,
Ба мардӣ ҳама ёри якдигарем».

---

[1] Л — паймони. [2] Л — даргузашт. [3] Л — рухсорагоншон чу кох. [4] Л — об в-аз бод.

Ҳамон чун шуниданд овози ӯй,
Бидонист ҳар меҳтаре рози ӯй.

Меҳон яксар аз ҷой бархостанд,
Бар он ҳамнишон посух orостанд.

Бари шоҳ шуд Зодфаррух чу гард,
Суханҳои эшон ҳама ёд кард.

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши эшон, бигӯй,
Ки андар шумо кист озорҷӯй?

Ки бифрефташ қайсари шумбахт,[1]
Ба ганҷу силоҳу[2] ба тоҷу ба тахт,

Ки наздики мо ӯ гунаҳгор шуд,
В-аз ин тоҷу авранг безор шуд.

Фиристед яксар бад-ин боргоҳ,
Қасеро, ки будаст зи ин сар гуноҳ.

В-агарна ҳама дор бинеду чоҳ,
Зи лашкар ҳар он кас, ки гум кард роҳ».

Бишуд Зодфаррух, бигуфт ин сухан,
Рухи лашкари нав зи ғам шуд куҳан.

Наёраст лабро кушод эч кас,
Пур аз дард хомуш бимонданд бас.

Сабук Зодфаррух забон баркушод,
Ҳамекард гуфтори нохуб ёд.

К-«аз ин сон сипоҳе далеру ҷавон,
Набинам кас андар миён нотавон.

Шуморо чаро тарс бояд зи шоҳ;
Ба гетӣ пароганда аз дар сипоҳ.

---

[1] Л — шӯрбахт. [2] ИЛ — салеху.

Бузургӣ набинам ба даргоҳи ӯй,
Ки равшан кунад ахтару моҳи ӯй [1].

Шумо хор доред гуфтори ман,
Матарсед яксар зи озори ман.

Ба дашном лабҳо кушоед боз,
Чи бар ман, чи бар шоҳи гарданфароз».

Ҳар он кас, ки бишнид аз ӯ ин сухан,
Бидонист, к-он бахти нав шуд куҳан.

Ҳама яксар аз ҷой бархостанд,
Ба дашном лабҳо биёростанд.

Бишуд Зодфаррух ба Хусрав бигуфт,
Ки «лашкар ҳама ёр гаштанду ҷуфт,

Маро бими ҷон аст, агар низ шоҳ,
Фиристад ба пайғом назди сипоҳ».

Бидонист Хусрав, ки он каҷжгӯй,
Ҳамон обу хун андар орад ба ҷӯй.

Зи бими бародарш чизе нагуфт,
Ҳамедошт ин ростӣ дар нуҳуфт.

Ки печида буд Рустам аз шаҳриёр.
Ба ҷое худу теғзан даҳ ҳазор,

Дили Зодфаррух нигаҳ дошт низ,
Сипаҳро ҳаме рӯй баргошт низ.

### Раҳо кардани сарон Ширӯяро зи банд

Бидонист ҳам Зодфаррух, ки шоҳ
Зи лашкар ҳама з-ӯ шиносад гунох,

---

[1] Л — Пас аз б. 3956 ин б. омада:

Бародар-м Рустам зи фармони ӯ,
Бигаштаст, ҳам дил зи паймони ӯ.

Чу омад бурун ин бадандеши шоҳ,
Наёраст шуд низ дар пешгоҳ.[1]

Ба дар бар ҳамебуду бо ҳар касе,
Ҳамекард аз он озмоиш басе.

Ҳамесохт ҳамвора то он сипоҳ,
Бупечид як-як зи фармони шоҳ.

Ҳамеронд бо ҳар касе достон,
Шуданд андар он кор ҳамдостон.

Ки шоҳе дигар барнишонад ба тахт,
К-аз ин дур шуд фарру оину бахт.

Бари Зодфаррух яке пир буд,
Ки дар корҳо кардан[2] ожир буд.

Чунин гуфт бо Зодфаррух, ки «шоҳ —
Ҳаме аз ту бинад гуноҳи сипоҳ.

Кунун то яке шаҳриёре падид,
Наёрӣ, фузун з-ин набояд чаҳид.

Ки ин буми обод вайрон шавад,
Аз ошуб Эрон чу Нерон шавад.

Нигаҳ кард бояд ба фарзанди ӯй,
Кадомаст бо шарму бегуфтугӯй.

Варо шод бар тахт бояд нишонд,
Бар он тоҷ динор бояд фишонд,[3]

Чу Ширӯи бедор меҳтарписар
Ба зиндон бувад, кас набояд дигар».

---

[1] И — б. 3967, 3968 нест. [2] Л — сахт.

[3] ТпЗ — Аз он пас ба коре дигар дархазем.
Ки талхӣ мазидем, ширин мазем.

Ҳаме рой зад з-ин нишон ҳар касе,
Бар ин рӯзу шаб барнаёмад басе,

Ки бархост гарди сипоҳи Тухор
Ҳама корҳоро гирифтанд хор.

Пазира шудаш Зодфаррух ба роҳ,
Фаровон бирафтанд бо ӯ сипоҳ.

Расиданд пас як ба дигар фароз,
Сухан рафт чанд ошкорову роз.

Ҳамон Зодфаррух забон баркушод,
Бадиҳои Хусрав ҳамекард ёд.

Ҳамегуфт: «Лашкар ба мардиву рой,
Ҳамекард хоҳанд шоҳӣ ба пой».

Сипаҳбуд чунин дод посух бад-ӯй,
Ки «ман нестам ҷомаи гуфтугӯй.

Агар бо ялон андар оям ба ҷанг,
Кунам бар ялони ҷаҳон ҷой танг.

Гиромӣ буд ин шаҳриёри ҷавон,
Ба назди канорангу ҳам паҳлавон.

Чу рӯзи чунон[1] мард гардад сиёҳ,
Мабодо, ки бинад касе тоҷу гоҳ,

Нажанд он замон шуд, ки бедош шуд,
Зи[2] бедодгар бандагон шод шуд.[3]

Суханҳош чун Зодфаррух шунид,
Мар ӯро зи эрониён баргузид,

Бад-ӯ гуфт: «Акнун ба зиндон шавем,
Ба наздики он мустамандон шавем.

---

[1] Л — чун ӯ. [2] И — Ба. [3] Л — б. 3990 нест.

Биёрем бебок Ширӯйро,
Ҷавону далеру ҷаҳонҷӯйро».

Сипаҳбуд нигаҳбони зиндони ӯст,
К-аз ӯ доштӣ бештар мағзу пӯст.

Або шаш ҳазор озмудасавор,
Ҳамедорад он бастагонро ба зор.

Чунин гуфт бо Зодфаррух Тухор,
Ки «кори сипаҳбуд гирифтем хор.

Гар ин бахти Парвиз гардад ҷавон,
Намонад ба Эрон яке паҳлавон.

Агар дор доранд, агар чоҳу банд,
Намонад ба Эрон яке бегазанд,»[1]

Бигуфт ину аз ҷой бар кард асп,
Ҳаметохт бар сони Озаргушасп,

Сипоҳ андар овард яксар ба ҷанг,
Сипаҳбуд пазира шудаш бедиранг.

Сари лашкари номвар гашта шуд,
Сипаҳбуд ба ҷанг андарун кушта шуд.

Пароганда шуд лашкари шаҳриёр,
Сияҳ гашт рӯзу табаҳ гашт кор.

Ба зиндони танг андар омад Тухор,
Бад-он чора бо ҷомаи корзор.

Ба Ширӯи гарданкаш овоз дод,
Сабук посухаш номвар боз дод.

Бидонист Ширӯй, к-он сарфароз,
Бад-онгаҳ ба зиндон чаро шуд фароз.

---

[1] ИЛ — б. 3998 нест.

Чу рӯи Тухори фурӯзон бидид,
Аз андӯҳ ҷону дилаш бардамид.[1]

Бад-ӯ гуфт гирьён, ки «Хусрав куҷост?
Раҳо кардани мо чӣ кори шумост?»

Чунин гуфт бо шоҳзода Тухор,
Ки «гар мардумӣ коми шерон махор.

Агар ту бад-ин кор ҳамдостон
Набошӣ, ту кам гир аз ин достон.

Яке кам бувад шояд аз шонздаҳ,
Бимонад бародар туро понздаҳ.

Ки шоянд ҳар як ба шоҳаншаҳӣ,
Бад-эшон бувад шод тахти меҳӣ»

Фурӯ монд Ширӯй гирьён ба ҷой,
Аз он хонаи танг бугзорд пой.

**Огоҳ шудани Хусрав аз кори сипоҳ**

Ҳамон Зодфаррух ба даргоҳ-бар,
Ҳамебуду касро надодӣ гузар.

Ки огаҳ шудӣ з-он сухан шаҳриёр,
Ба даргоҳ бар буд як пардадор.

Чу пажмурда шуд чодари офтоб,
Ҳамесохт ҳар меҳтаре ҷои хоб.

Бифармуд то посбонони шаҳр,
Ҳар он кас, ки аз меҳтарӣ дошт баҳр,

Бирафтанд яксар сӯи боргоҳ,
Бад-он ҷои шодиву ороми шоҳ.

[1] Л — хандон лабашро газид.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«имшаб хурӯш,
Дигаргунатар кард бояд, ки дӯш.

Ҳама посбонон ба номи Қубод,
Ҳамекард бояд ба ҳар пос ёд».

Чунин дод посух, ки «Эдун кунам,
Зи сар номи Парвиз берун кунам».

Чу шаб чодари қиргун кард нав,
Зи шаҳру зи бозор бархост ғав.[1]

Қ-анӯша зиёд аз бузургон Қубод,
Ба ҳар кишваре номи ӯ бод ёд.

Шаби тира шоҳи ҷаҳон хуфта буд,
Қи Ширин ба болинаш ошуфта буд.

Чу овози он посбонон шунид,
Ғамӣ гашту шодондилаш бардамид.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, чӣ шояд будан?
Бад-ин достоне бибояд задан?»

Аз овози ӯ шоҳ бедор шуд,
Дилаш з-он сухан пур зи озор [2] шуд.

Ба Ширин чунин гуфт, к-«эй моҳрӯй,
Чӣ дорӣ ба хоб андарун гуфтугӯй?»

Чунин гуфт Ширин, ки «букшой гӯш,
Хурӯшидани посбонон ниюш».

Чу Хусрав бар он гуна ово шунид,
Ба рухсора шуд чун гули шанбалид.

---

[1] ТпЗ — Ҳама посбонон ба номи Қубод,
Чу овоз доданд, карданд ёд.

[2] Л — тимор.

Чунин гуфт, к-«аз шаб гузашта се пос,
Биёбед гуфтори ахтаршинос,

Ки ин бадкуниш чун зи модар бизод,
Ниҳонӣ варо ном кардам Қубод.

Ба овоз Ширӯй гуфтам ҳаме,
Дигар номаш андар нуҳуфтам ҳаме.

Варо ном Ширӯй буд ошкор,
Қубодаш ҳамехонд ин нобакор.

Шаби тира бояд шудан сӯи Чин,
В-агар сӯи Мочину мукронзамин.

Бар эшон ба афсун бигирем роҳ,
Зи Фағфури чинӣ бихоҳам сипоҳ.»

Аз он к-ахтараш б-осмон тира буд,
Суханҳои ӯ бар замин хира буд.

Шаби тира афсун наёмад ба кор,
Ҳамеомадаш кори душхор хор.

Бад-ӯ гуфт Ширин, ки «омад замон,
Бар афсуни мо чира шуд бадгумон.[1]

Ба дониш кунун чораи хеш соз,
Мабодо, ки[2] ояд ба душман ниёз,

Чу равшан шавад душмани чораҷӯй,
Ниҳад бегумон сӯи ин кох[3] рӯй».

Ҳамонгаҳ зиреҳ хост аз ганҷ шоҳ,
Ду шамшери ҳиндиву румӣ кулоҳ.

---

[1] ТпЗЛ — Бад-ӯ гуфт Ширин: «Анӯша бадӣ,
Ҳамеша зи ту дур чашми * бадӣ!

[2] Л — к-ат. [3] Л — даргоҳ.

* Л — даргоҳ.

Ҳамон таркашу тиру зарринсипар,
Яке бандае гурду пархошх(в)ар.

Шаби тирагун андар омад ба боғ,
Бад-он гаҳ, ки бархезад аз хоб зоғ.[1]

Биёвехт аз шоҳ заррин сипар,
Ба ҷое к-аз ӯ дур будӣ гузар.

Нишаст аз бари наргису заъфарон,
Яке теғ дар зери зону гарон.

Чу хуршед барзад синон аз фароз,
Сӯи кох шуд душмани девсоз,

Якояк бигаштанд гирди сарой,
Тиҳӣ буд зи шоҳ ин сазовор ҷой.

Ба тороҷ доданд ганҷи варо,
Накард эч кас ёд ранҷи варо,

Ҳамон бозгаштанд дида пуроб
Гирифта зи кори замона шитоб.

Чӣ ҷӯем аз ин гунбади тезгард,
Ки ҳаргиз наёсояд аз коркард.

Якеро ҳаме тоҷи шоҳӣ диҳад,
Якеро ба дарьё ба моҳӣ диҳад.

Якеро бараҳна сару пою суфт,
На орому хӯрду на ҷои нуҳуфт.

Якеро диҳад нӯш аз шаҳду шир,
Бипӯшад ба дебову хаззу ҳарир.

Саранҷом ҳарду ба хок андаранд,
Ба торикҷои мағок[2] андаранд.

---

[1] Тп — Ба боғи бузург андар аз бас дарахт,
Набуд шоҳро бар чаман ҷои тахт.

[2] Л — торикдоми ҳалок.

Агар худ назодӣ хирадманд мард,
Набудиш андӯҳи нангу набард,

Надидӣ ҷаҳон аз буна, беҳ будӣ,
Агар кеҳ будӣ мард, агар меҳ будӣ.

Қунун ранҷ дар кори Хусрав барем,
Ба хонанда огоҳии нав барем.[1]

### Гирифтор шудани Хусрави Парвиз ба дасти писараш Ширӯя

Ҳамебуд Хусрав бар он марғзор,
Дарахти баландаш бар ӯ соядор.

Чу бугзашт ниме зи рӯзи дароз,
Ба нон омад он подшоро ниёз.

Ба боғ андарун буд як пойкор,
Ки нашнохтӣ чеҳраи шаҳриёр.

Парастандаро гуфт: «Хуршед фар,
Ки шоҳе бибур з-ин гиромӣ камар».

Бад-он шох буд мӯҳраи зарр панҷ,
Ба мӯҳра зи гавҳар басе дида ранҷ.

Чунин гуфт бо боғбон шаҳриёр,
Ки «ин мӯҳра имрӯз ояд[2] ба кор.

Ба бозор бар, порае[3] гӯшт хар,
Дигар нону бероҳ ҷое гузар».

Мар он гавҳаронро баҳо сӣ ҳазор
Дирам буд, касеро, ки будӣ ба кор.

Сӯи нонво шуд сабук боғбон,
Бад-он шохи заррин аз ӯ хост нон.

---

[1] И — б. 4049—4057 нест. [2] Л — мӯҳраҳо гир к-ояд. [3] Л — шав, баҳрае.

Бад-ӯ нонво гуфт, к-«инро баҳо
Надонам, наёрам-ш кардан раҳо».

Бибурданд ҳарду ба гавҳарфурӯш,
Ки инро баҳо кун, ба дониш бикӯш.

Чу донанда он мӯҳраҳоро бидид,
Бад-ӯ гуфт, к-«инро кӣ ёрад харид?

Чунин шох дар ганҷи Хусрав будӣ,
Бад-ингуна ҳарсола сад нав будӣ.

Ту ин гавҳарон аз кӣ duздидаӣ,
Гар аз бандаи хуфта бибридаӣ?!»

Сӯи Зодфаррух шуданд он се мард,
Або гавҳару зарру бо коркард.

Чу он гавҳарон Зодфаррух бидид,
Сӯи шаҳриёри нав андар давид.

Ба Ширӯй бинмуд чандон [1] гуҳар,
Бурида яке шохи зарринкамар.

Чунин гуфт Ширӯй бо боғбон,
Ки «гар з-ин худованди гавҳар нишон

Нагӯй, ҳам акнун бибуррам сарат,
Ҳамонро, ки бошад зи бад [2] гавҳарат!».

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, ба боғ андараст.
Зиреҳпӯш марде камоне ба даст.

Ба боло чу сарву ба рух чун баҳор,
Ба ҳар чиз монандаи шаҳриёр.

Саросар ҳама боғ аз ӯ равшан аст,
Чу хуршеди тобанда дар ҷавшан аст.

[1] Л — гуфт ин-т фаррух. [2] Л — ӯ бошад аз.

Фурӯ ҳишта аз шоҳ зарринсипар,
Яке банда дар пеши ӯ бо камар.

Бурид инчунин шохи гавҳар аз ӯй,
Маро доду гуфто аз эдар бипӯй.

Зи бозор нон овару, нонхӯраш,
Ҳам акнун бирафтам чу бод аз бараш».

Бидонист Ширӯй, к-он Хусрав аст,
Ки дидори ӯ дар замона нав аст.

Зи даргаҳ фиристод сесад савор,
Чу боди дамон то лаби ҷӯйбор.

Чу Хусрав зи дур он сипаҳро бидид,
Бипажмурду шамшери кин баркашид.

Чу рӯи шаҳаншоҳ дид он сипоҳ,
Ҳама бозгаштанд яксар [1] зи роҳ.

Якояк бари Зодфаррух шуданд,
Басе ҳар касе достонҳо заданд.

Ки «мо бандагонему ӯ хусрав аст,
Бад-он шоҳ рӯзи бад акнун нав аст.

Наёрад задан кас бар ӯ боди сард,
Чи дар боғ бошад, чи андар набард».

Бишуд Зодфаррух ба наздики шоҳ,
Зи даргоҳи ӯ бурд чандин сипоҳ.

Чу наздики ӯ рафт, танҳо бибуд,
Фаровон сухан гуфту Хусрав [2] шунуд.

Бад-ӯ гуфт: «Агар шоҳ борам диҳад,
Бад-ин кардаҳо зинҳорам диҳад,

[1] Л — гирьён. [2] Л — чанде.

Биёям, бигӯям сухан ҳарчи ҳаст,
В-агарна бипӯям ба сӯи нишаст».

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Чӣ гуфтӣ, бигӯй,
На андӯҳгусорӣ, на пайкорҷӯй!»

Чунин гуфт пас марди гӯё ба шоҳ,
Ки «дар кор ҳушьёртар кун нигоҳ.

Бар он не, ки куштӣ ту ҷангӣ ҳазор,
Саранҷом сер ой аз корзор.

Ҳама шаҳри Эрон туро душмананд,
Ба пайкори ту якдилу яктананд.

Биё, то бихоҳад намудан сипеҳр,
Магар кинаҳо бозгардад ба меҳр.»

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «оре, равост.
Ҳама бимам аз мардуми носазост,

Ки пеши ман оянду хорӣ кунанд,
Ба ман-бар ба бад [1] комгорӣ кунанд».

Чу бишнид аз Зодфаррух сухан,
Дилаш бад шуд аз рӯзгори куҳан.

Ки ӯро ситорашумар гуфта буд,
Зи гуфтори эшон [2] барошуфта буд.

Ки марги ту бошад миёни ду кӯҳ,
Ба дасти яке банда дур аз гурӯҳ.

Яке кӯҳи заррин, яке кӯҳи сим,
Нишаста ту андар миён дил ду ним,

[1] Л — Ҳаме. [2] Л — сипеҳрӣ.

Зи бар осмони ту заррин бувад,
Замин оҳанин, бахт пуркин бувад.

Кунун ин зиреҳ чун замини ман аст,
Сипар осмони барини ман аст.

Ду кӯҳ, ин ду ганҷи ниҳода ба боғ,
К-аз ин ганҷҳо шуд дилам чун чароғ.

Ҳамоно саромад кунун рӯзи ман,
Куҷо[1] ахтари гетиафрӯзи ман?

Куҷо он ҳама кому ороми ман,
Ки бар тоҷҳо-бар будӣ номи ман?

Бибурданд пиле ба наздики ӯй,
Пур аз дард шуд[2] ҷони торики ӯй.

Бар он кӯҳаи пил биншаст шоҳ,
Зи боғаш биёвард лашкар ба роҳ.

Сухан гуфт аз он пил бар паҳлавӣ,
Ки «эй ганҷ, агар душмани Хусравӣ,

Макун дӯстӣ низ бо душманам,
Ки имрӯз дар дасти оҳарманам!

Ба сахтӣ набудим фарьёдрас,
Ниҳон бошу манмой рӯят ба кас».

Ба дастур фармуд аз он пас Қубод,
К-аз ӯ ҳеҷ бар бад макун низ ёд.

Бигӯ то сӯи Тайсафунаш баранд,
Бад-он хонаи раҳнашунаш баранд.

---

[1] Л — Ҳамэн. [2] ИЛ — буд.

Бибошад ба ороми Морусипанд,
Набояд, ки оранд бар вай газанд.[1]

Бар ӯ-бар муваккил кунанд устувор,
Галипӯшро бо саворе ҳазор.

Чу гарданда гардун ба сар баргузашт,
Шуд аз шоҳияш сол бар сиву ҳашт.

Қуҷо моҳи озар буду рӯзи дай,
Гаҳи оташу мурғи бирьёну май.[2]

Қубод омаду тоҷ бар сар ниҳод,
Ба ором бар тахт биншаст шод.

Аз Эрон бар ӯ кард байъат сипоҳ,
Дирам дод аз ганҷи яксола шоҳ.

Набуд зиндагониш ҷуз ҳафт моҳ,
Ту хоҳеш ночиз хон, хоҳ шоҳ.

Чунин аст расми сарои ҷафо.
Набояд к-аз ӯ чашм дорӣ вафо.

Ҳар он кас, ки расми ҷаҳон донад ӯй,
Ҷаҳонро ҳаме кинавар хонад ӯй.[3]

---

[1] Л — Набошад ба айвони мо — дар писанд,
Набояд, ки дорад кас ӯро нажанд;
И — Набошам ба озори ӯ судманд,
Набояд, ки дорад кас ӯро нажанд;

[2] ТпЗ — Зи Хусрав бишуд фарри шоҳаншаҳӣ,
Абе тоҷ монд ӯ ба сонӣ раҳӣ.

ИЛ — б. 4125 нест;

Тп — Ҷавонмардӣ аз корҳо пеша кун,
Ҳама некӯвӣ андар андеша кун,
Чу гӯӣ, к-аз ӯ ман расидам ба ком,
Нигаҳ кун, ки си ком банд асту дом.
Зи бад то тавонӣ сиголиш макун,
Аз ин марди донанда бишнав сухун,
Чу гуфтору кирдор неку кунӣ.
Ба гетӣ равонро беоҳу кунӣ.

# ПОДШОҲИИ ҚУБОДИ ПАРВИЗ

*Ҳафт моҳ буд*

## ОҒОЗИ ДОСТОН

### Бар тахт нишастани Ширӯя ва андарз кардан ва фиристодани сарон назди падар ба панд ва пӯзиш

Чу Ширӯй биншаст бар тахт шод,[1]
Ба сар барниҳод он каӣ тоҷи дод.[2]

Бирафтанд гурдони[3] эрониён,
Бар ӯ хонданд офарини каён.

Чунин гуфт ҳар як ба бонги баланд,
Ки «эй пурҳунар, Хусрави арҷманд,[4]

Чунон ҳам, ки яздон туро дод тоҷ,
Нишастӣ ба ором бар тахти оҷ.

Бимонод гетӣ ба фарзанди ту,
Чунин ҳам ба хешу ба пайванди ту».

Чунин дод посух бад-эшон Қубод,
Ки ҳамвора пирӯз бошеду шод.

Набошем то ҷовидон бадкуниш,
Чу некӯ бувад дод бо[5] хушманиш.

Ҷаҳонро бидорем бо эманӣ,
Бибуррем кирдори оҳарманӣ.

Зи боиста оини пешини мо,
Ки афзун кунад фарраи дини мо.

Паёме фиристам ба назди падар,
Бигӯям бад-ӯ ин сухан дар ба дар.

---

[1] Л — тахти ноз; И — оҷ. [2] Л — оз; И — зарр тоҷ. [3] ИЛ — гӯянда. [4] ИЛ — б. 3 нест. [5] Л — шохро.

Зи нохуб коре ки ӯ рондааст,
Ба бад номи ӯ дар ҷаҳон мондааст.

Ба яздон кунад пӯзиш ӯ аз гуноҳ,
Гироянда гардад ба оину роҳ.

Чу ӯ ром гардад ба гуфтори ман,
Беозор гардад дилозори ман.[1]

Бипардозам онгаҳ ба кори ҷаҳон,
Бикӯшам ба дод ошкору ниҳон.

Ба ҷои накӯкор некӣ кунам,
Дили марди дарвешро нашканам.

Ду тан боядам роду некӯсухан,
Куҷо ёд доранд кори куҳан».

Бад-он анҷуман гуфт, к-«ин кори кист,
Зи эронсарон [2] поку бедор [3] кист?»

Намуданд гурдон саросар ба чашм,
Ду устодро гар нагиранд хашм.

Бидонист Ширӯй, к-эрониён,
Қиро баргузиданд пок аз миён.

Чу Аштоду Харроди Барзини пир,
Ду донои гӯяндаву ёдгир.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«эй бихрадон,
Ҷаҳондидаву коркарда радон,

Мадоред кори ҷаҳонро ба ранҷ,
Ки аз ранҷ ёбад сарафроз ганҷ».[4]

---

[1] ИЛ — б. 3 нест. [2] Л — эрониён. [3] И — эрониён поку диндор.

[4] ТпЗ — Шуморо бибояд шудан назди шоҳ,
Магар к-аз шумо шоҳ ояд ба роҳ.
Бигӯед пешаш, чу бояд сухан,
Чу аз нав, чи аз достони куҳан.

Ду донанда беком бархостанд,
Пур аз об [1] мижгон биёростанд.[2]

Чу Харроди Барзину Аштогушасп,
Ба фармон нишастанд ҳар ду бар асп.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«аз дил кунун,
Бибояд гирифтан раҳи Тайсафун.

Паёме барӣ назди фаррух падар,
Сухан ёд гирӣ ҳама дар ба дар.

Бигӯй, ки моро набуд ин гуноҳ,
На эрониёнро буд ин дастгоҳ.

Қи бодафраи эзидӣ ёфтӣ,
Чу аз некӯӣ рӯй бартофтӣ.

Яке он ки нопок хуни падар
Бирезад зи тан [3] покзода, писар.

Набошад бар ин низ ҳамдостон,
Ки пеши касе гӯяд ин достон.

Дигар он ки гетӣ пур аз ганҷи туст,
Расида ба ҳар кишваре ранҷи туст,[4]

Се дигар, ки чанде далеру савор,
Ки буд андар Эрон ҳама номдор,

Набуданд шодон зи фарзанди хеш,
Зи буму бару пок пайванди хеш.

Яке сӯи Чин шуд, яке сӯи Рум,
Пароганда гашта ба ҳар марзу бум.

---

[1] Л — Рух аз оби.

[2] ТпЗИ — Ба Харрод гуфто: «Нигар нағнавӣ,
Ба вижжа, ки дастури Хусрав бувӣ.

[3] Л — Ҳаме.

[4] Тп — Пур аз дард кардӣ дили ростон,
Набудӣ ҳамон низ ҳамдостон.

Дигар онки қайсар ба ҷои ту кард,
Зи ҳаргуна аз ту чӣ [1] тимор х(в)ард.

Сипаҳ доду духтар туро дод низ,
Ҳамон ганҷу бо ганҷ бисьёр чиз.

Ҳамехост дори Масеҳо ба Рум,
Бад-он то шавад тоза он марзу бум.

Ба ганҷи ту ин дори Исо чӣ суд,
Ки қайсар ба хубӣ зи ту [2] шод буд,

Надодиву ин моя роят набуд,
Сӯи мардумӣ раҳнамоят набуд.

Дигар оз бар ту чунон чира гашт,
Ки чашми хирад мар туро хира гашт,[3]

Зи бечорагон хоста бистадӣ,
Зи нафрин ба рӯи ту омад бадӣ.[4]

Дигар онки фарзанд будат ду ҳашт,
Шабу рӯзи эшон ба зиндон гузашт.

Бад-ин саркаше аз ту эмин нахуфт,
Зи бими ту бугзоштандӣ нуҳуфт.

Зи яздон шинос онки омад-т пеш,
Барандеш аз он зишт кирдори хеш.

Бад он бад, к-аз ин бад баҳона манам,
Суханро нахуст остона манам.

Ба яздон, ки аз ман набуд ин гунох,
Наҷустам, ки вайрон шавад гоҳи шоҳ.

---

[1] Л — ҳаргунае аз ту. [2] Л — Чубе ҳаме. [3] ИЛ — б. 39, 40 нест.

[4] ТпЗИ — Бикуштӣ ду холи нукухоҳро,
К-аз эшон барафрӯхтӣ гоҳро.

Қунун пӯзиши ин ҳама бозҷӯй,
Бад-ин номдорони Эрон бигӯй.

Зи бадҳо, ки кардӣ ба яздон гирой,
Ки ӯяст бар некӯвӣ раҳнамой.

Магар мар туро ӯ бувад дастгир,
Бад-он ранҷҳое, ки будат гузир».

Чу бишнид пайғоми ӯ ин ду [1] мард,
Бирафтанд дилҳо пур аз доғу дард.

Бад-ин гуна то кишвари Тайсафун,
Ҳама дида пуробу дил пур зи хун.

В-аз он шаҳр то хони Морӯспанд
Ки буд андар он шаҳриёри баланд.

Нишаста ба дар-бар Галинӯш буд,
Ки гуфтӣ, замин з-ӯ пур аз ҷӯш буд.

Ҳама лашкараш яксар ороста,
Кашида ҳама теғу пероста.

Або ҷавшану хӯд баста миён,
Ҳама тозиаспон ба баргустувон.

Ба чанг андарун гурзи пӯлод дошт,
Ҳама дил пур аз оташу бод дошт.[2]

Чу Харроди Барзину Аштогушасп,
Фуруд омаданд он ду доно зи асп,

Галинӯш бар пой ҷаст ин замон,
Зи дидори эшон бишуд шодмон.

Ба ҷое ки шоист [3] биншондшон,
Ҳама меҳтари номвар хондшон.

---

[1] Л — пайғом ин ҳарду; И — пайғом аз ӯ ин ду. [2] Л — б. 56 нест. [3] ИЛ — боист.

Сухангӯй Харроди Барзин нахӯст,
Забонро ба оби далерӣ бишуст.

Галинӯшро гуфт фаррух Қубод,
Ба ором тоҷи каён[1] барниҳод.

Ба Эрону Нерону Рум огаҳист,
Ки Ширӯй бар тахти шоҳаншаҳист.

Ту ин ҷавшану хӯду гурзу камон,
Чӣ дорӣ, ҳаме кистат бадгумон?

Галинӯш гуфт: «Эй ҷаҳондида мард,
Ба коми ту бодо ҳама коркард,

Ки тимор бурдӣ зи нозук танам,
Куҷо оҳанин буд пероҳанам.

Бар ин меҳр-бар офарин хонамат,
Сазой, ки гавҳар барафшонамат.[2]

Набошад[3] ба ҷуз хуб гуфтори ту,
Ки хуршед бод аз ҷаҳон ёри ту!

Ба коре куҷо омадастӣ, бигӯй,
Пас онгаҳ суханҳои ман бозҷӯй».

Чунин дод посух, ки Фаррух Қубод,
Ба Хусрав маро чанд пайғом дод.

Агар бозхоҳӣ, бигӯям ҳама,
Паёми ҷаҳондор, шоҳи рама».

Галинӯш гуфт: «Эй гаронмоя мард,
Кӣ донад суханҳо чунин ёд кард?

Валекин маро шоҳи Эрон-Қубод,
Басе андар ин панду андарз дод.

[1] Л — кай. [2] Л — б. 65, 66 нест. [3] Л — Мабодо,

Қи ҳамдостонӣ макун рӯзу шаб,
Қи дар пеши Хусрав кушоянд [1] лаб.

Магар онки гуфтори ӯ бишнавӣ,
Агар порсӣ гӯяд, ар паҳлавӣ».

Чунин гуфт Аштод, к-«эй шодком,
Ман андар ниҳонӣ надорам паём.

Паёмест, к-он теғ бор оварад,
Сари саркашон дар канор оварад.

Ту акнун зи Хусрав бад-ин бор хоҳ,
Бад-он то бигӯям паёмаш зи [2] шоҳ».

Галинӯш бишнид, бар пой ҷаст,
Ҳама бандҳоро ба тан-бар бубаст.

Бари шоҳ буд,[3] даст карда ба каш,
Чунон чун бибояд парасторфаш.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, анӯша бадӣ!
Мабодо дили ту нажанд аз бадӣ!

Чу Аштоду Харроди Барзин зи шоҳ
Паём овариданд аз он боргоҳ».

Бихандид Хусрав ба овоз гуфт,
Ки «гуфтори ту бо хирад нест [4] ҷуфт.

Гар ӯ шаҳриёр аст, пас ман киам?
Бад-ин танг зиндон зи баҳри чиам?

Ки аз ман ҳаме бор бояд-т [5] хост,
Агар каж гӯянд, агар роҳи рост».

Биёмад Галинӯш назди гавон,
Бигуфт ин сухан гуфтани хусравон.[6]

---

[1] ИЛ — кас пеши Хусрав кушояд. [2] ИЛ — бигӯем пайғом
[3] ИЛ — шуд. [4] Л — бод. [5] Л — боядат бор. [6] Л — паҳлаво

Қунун даст карда ба каш баршавед,
Бигӯеду гуфтори ӯ бишнавед,

Ду марди хирадманди покизагӯй,
Ба дастори чинӣ бубастанд рӯй,

Чу диданд, бурданд пешаш намоз,
Бибуданд ҳарду замоне дароз.

Ҷаҳондор бар шодварди бузург,
Нишаста ҳама пайкараш мешу гург.

Ҳамон зарру гавҳар бар он бофта,
Саросар як андар дигар тофта.

Ниҳолеш дар зери дебои зард,
Паси пушти ӯ маснаде ложвард.

Беҳии тановар гирифта ба даст,
Дижам хуфта бар ҷойгоҳи нишаст.

Чу дид он ду марди гаронсояро,
Ба доной андар сари мояро,

Аз он хуфтагӣ хештан кард рост,
Ҷаҳонофаринро ниҳон ёр хост.

Ба болин ниҳод он гиромӣ биҳӣ,
Бад-он то бипурсад зи ҳарду роҳӣ.

Биҳӣ з-он ду болиш ба нармӣ бигашт,[1]
Беозор гардон зи сундус [2] гузашт.

Бад-ин гуна аз шодварди меҳӣ,
Ҳамегашт то шуд ба рӯи замӣ.

Бипӯид [3] Аштоду он баргирифт,
Бимолид-ш аз хоку бар сар гирифт,

[1] Л — ба бар мебигашт. [2] Л — ба марқад. [3] Л — Бибӯид.

Ҷаҳондор аз Аштод баргошт рӯй,
Бад-он то надид аз биҳӣ рангу бӯй.

Биҳиро ниҳоданд бар шодвард,
Ҳамебуд бар пой пеш ин ду мард.

Пурандеша шуд номдор аз биҳӣ,
Надид андар ӯ ҳеҷ фоли беҳӣ.

Ҳамонгаҳ сӯи осмон кард рӯй,
Чунин гуфт, к-«эй довари ростгӯй,

Кӣ баргирад инро, ки ту бифганӣ,
Кӣ пайвандад онро, ки ту бишканӣ?!

Чу аз дудае бахти равшан бигашт,
Ғам оварду чун рӯзи шодӣ гузашт».[1]

Ба Аштод гуфт: «Ончи дорӣ паём,
Аз он беманиш кӯдаки зиштном.

Ҳамон з-он палиди [2] гунаҳ кардагон,
Бадандешаву тирадил, бадгумон,[3]

Ҳама бадсиголанду бедонишанд,
Зи бедонишӣ вижжа беромишанд.

Бихоҳад шудан бахт аз ин дудмон,
Намонад бад-ин тухма кас шодмон.

Сӯи носазоён шавад тоҷу тахт,
Табаҳ гардад ин хусравонӣ дарахт.[4]

Намонад бузургӣ ба фарзанди мо,
На бар дудаву [5] хешу пайванди мо.

---

[1] Л — б. 104 нест. [2] Л — Ҳам аз рози мӯъҷаб. [3] Л — Г андешаву тирадил бардагон.

[4] ТпЗИЛ — Сарафроз гардад касе к-ӯ кеҳ аст,
Пур аз ғам шавад ҷони он, к-ӯ меҳ аст.

[5] Л — дар тухмаву; И — Абар тухмаи.

Ҳама дӯстон вижжа душман шаванд,
Бар ин дуда бадгӯву бадтан шаванд.

Ниҳон ошкоро бикард ин биҳӣ,
Ки бебар шавад тахти шоҳаншаҳӣ.

Сухан ҳарчи бишнидӣ, акнун [1] бигӯй,
Паёмаш маро камтар аз оби ҷӯй.

Кушоданд гӯё забон ин ду мард,
Сухан ҳарчи фарзанди ӯ ёд кард.[2]

Ҷаҳондор бишнид гуфтори мард,
Баровард печон яке боди сард.

Бад-он номвар гуфт: «Посух шунав,
Якояк бубар сӯи солори нав.

Бигӯяш, ки айби касонро маҷӯй,
Ҷуз онгаҳ, ки бартобӣ аз айб рӯй.

Сухан ҳарчи гуфтӣ, на гуфтори туст,
Мамонод гӯёи ин тандуруст.

Бигӯ он ки бадхоҳ чун [3] бишнавад,
Зи [4] гуфтори беҳуда шодон шавад.

Бидонад, ки чандон надорӣ хирад,
Ки мағзат ба дониш сухан [5] парварад.

Ба гуфтори бебар чу неру кунӣ,
Равону хирадро пуроҳу кунӣ.

Қасе к-ӯ гунаҳгор хонад [6] туро,
В-аз он пас ҷаҳондор хонад [7] туро.

---

[1] Л — онҷо.

[2] ТпЗ — Якояк бигуфтанд бо ӯ ҳама,
Намонданд пӯшида як замзама.

[3] ИЛ—Магӯй он ки бадхоҳи ту. [4] Л—Ба. [5] Л—хирад. [6] Л—хоҳад. [7] Л — хоҳад.

Набояд, ки ёбад бари ту нишаст,
Нагирад[1] каму беш коре ба даст.

Маяндеш аз ин пас бад-ин сон паём,
Ки душман шавад бар ту-бар шодком.

Ба яздон маро кор перостаст,
Ниҳода бад-он гетиям хостаст.

Бад-ин гуфтани[2] айбҳои дурӯғ,
Ба пеши бузургон нагирӣ[3] фурӯғ».

### Посух фиристодани Хусрави Парвиз Қубодро

Биёрам кунун посухи ин ҳама,
Бад-он то бигӯед пеши рама.

Пас аз марги ман ёдгорӣ бувад,
Сухан гуфтани рост ёрӣ бувад.[4]

Чу пайдо кунам бар ту анбӯҳи ранҷ,
Бидонӣ, ки аз ранҷи мо хост ганҷ.

Нахустин, ки гуфтӣ зи Ҳурмуз сухан,
Аз он хашму он орзӯи кухан,

Зи гуфтори бадгӯй бар мо падар
Биёшуфту шуд кор зерузабар.

Аз андешаи ӯ чу огаҳ шудем,
Аз Эрон шаби тира бераҳ шудем.[5]

---

[1] Л — Бигирад. [2] Л — гуфтанд. [3] Л — назди бузургон нагирад. [4] И — б. 127, 128 нест.

[5] ТпЗ — Маро худ ҳамехост куштан ба заҳр,
Надидам чуз аз рафтанам пойзаҳр.

Ҳаме роҳ ҷустему бугрехтем,
Ба доми бало-бар наёвехтем.[1]

Шунидам, ки бар шоҳи ман бад расид,
Зи Бардаъ бирафтам, чу гӯш он шунид.

Гунаҳгор Баҳром буд бо сипоҳ,
Биёрост бар пеши мо размгоҳ.

Аз ӯ низ бугрехтам рӯзи ҷанг,
Бад-он то наёям ман ӯро ба чанг.

В-аз он пас дигарбора бозомадам,
Диловар ба ҷангаш фароз омадам.[2]

На пархоши Баҳром якбора буд,
Ҷаҳоне бар он ҷанг наззора буд.

Ба фармони яздони некифизой,
Ки ӯяст бар неку бад раҳнамой.

Чу Эрону Нерон ба мо ром гашт,
Ҳама коми Баҳром ноком гашт.

Чу аз ҷанги Чӯбина пардохтам,
Нахустин ба кини падар тохтам.

Чу Биндӯю Густаҳм холон буданд,
Ба ҳар кишваре беҳамолон буданд.

Фидо карда ҷонро ҳаме пеши ман,
Ба дил меҳрубону ба тан хеши ман.

Чу хуни падар буду дарди ҷигар,
Накардем сустӣ ба хуни падар.

---

[1] ТпИЛ — Аз андешаи ӯ гуноҳам набуд,
Ҷуз аз ҷастан аз шоҳ, роҳам * набуд.

[2] ТпЗ — Чу ошуфтаахтар зи мо дар гузашт,
Ҳама рафта давлат ба мо бозгашт.

* Л — ҷустани шоҳроҳам; И — ҷустани раҳ паноҳам.

Буридем Биндӯйро дасту пой,
Ки ӯ кард бар шоҳ торик ҷой.

Чу Густаҳм шуд дар ҷаҳон нопадид,
Зи гетӣ яке гӯшае баргузид.

Ба фармони мо ногаҳон кушта шуд,
Сари бахти[1] хунхорагон гашта шуд.

Дигар он ки гуфтӣ ту аз кори хеш,
Аз он тангзиндону бозори хеш.

Бад-он то зи фарзанди ман кори бад
Наёяд, к-аз он бар сараш бад расад,

Ба зиндон набуд бар шумо танг банд,
Ҳамон низ хориву бими газанд.

Бад-он рӯзатон хор нагзоштам,
Ҳама ганҷ пеши шумо доштам.

Бар оини шоҳони пешин будем,
На бекору бар дигар оин будем.

Зи нахчиру аз базми[2] ромишгарон,
Зи коре ки андар хӯри[3] меҳтарон.

Шуморо ба чизе набудӣ ниёз,
Зи динору аз гавҳару юзу боз.

Яке кох буд, карда зиндон-ш ном,
Ҳамезистӣ андар ӯ шодком,

Ҳамон низ гуфтори ахтаршинос,
Ки моро ҳаме аз ту додӣ ҳарос,[4]

---

[1] Л — Сару рон. [2] Л — гӯю: [3] Л — буд дархури,

[4] ТпЗИ — Ҳаме аз паи он буд ин тангбанд,
Ки то аз ту н-ояд ба мо-бар газанд.

Ки аз ту бад ояд бад-ин сон, ки ҳаст,
Наяндохтам ахтаратро зи даст.

В-аз он пас ниҳодем мӯҳре бар ӯй,
Ба Ширин супурдем аз ин гуфтугӯй

Чу шуд соли шоҳим бар сию шаш,
Миёни чунон рӯзгорони х(в)аш,

Ту додӣ ба бод ин сухан бегумон,
Агарчанд бугзашт бар мо замон,

Туро нома омад зи Ҳиндустон,
Будам ман бад-он низ ҳамдостон.

Зи Рои барин назди мо нома буд,
Гуҳар буду ҳаргунае ҷома буд.

Яке теғи ҳиндиву пили сафед,
Ҷуз ин ҳарчи будам ба гетӣ умед.

Або теғ дебои зарбафт буд,
Зи ҳаргунае [1] гавҳари нобисуд.

Сӯи ту яке нома буд бар паринд,
Ңабишта чу ман дидам ин хатти Ҳинд.

Бихондам яке марди ҳиндӣ-дабир,
Сухангӯву гӯяндаву [2] ёдгир.

Чу он номаро марди ҳиндӣ бихонд,
Ба рух оби дида ҳаме барфишонд.

Бад-он нома баршуд, ки шодон бизӣ,
Ки бо тоҷи зар хусравиро сазӣ.

Ки чун моҳи озар бувад рӯзи дай,
Ҷаҳонро ту бошӣ ҷаҳондор кай.

---

[1] Л — Ҳамон ҷомаву. [2] ИЛ — донандаву.

Шуда подшоҳӣ падар сиву ҳашт,
Ситора бад-ин гуна хоҳад гузашт.

Дурахшон бувад[1] рӯзгори беҳӣ,
Ту тоҷи бузургӣ ба сар барниҳӣ,

Маро он сухан ин замон шуд дуруст,
Зи дил меҳрубонӣ нашоист шуст.

Ман огоҳ будам, ки аз бахти ту,
Зи гоҳу[2] дурахшидани тахти ту

Набошад маро баҳра ҷуз ранҷу дард,
Шавад[3] рӯзи равшан чунон[4] ложвард.

Зи бахшоишу дину пайванду меҳр,
Накардам дижам ҳеҷ аз он нома ҷеҳр.

Ба Ширин супурдам, чу бархондам,
Зи ҳаргуна андешаҳо рондам.

Бари ӯст бо ахтари ту баҳам,
Надонад касе з-он сухан бешу кам.

Гар эдун ки хоҳӣ, ки бинӣ, бихоҳ,
Магар худ кунӣ бешу камро нигоҳ.

Бар онам, ки бинӣ, пушаймон шавӣ,
В-аз ин дардҳо сӯи дармон шавӣ.

Дигар он ки гуфтӣ зи зиндону банд,
Ки омад зи мо бар касе-бар газанд,

Чунин буд, то буд кори ҷаҳон,
Бузургону шоҳони роду меҳон,

Агар ту надонӣ, ба мӯъбад бигӯй,
Кунад з-ин сухан мар туро тозарӯй.[5]

---

[1] Л — шавад. [2] Л — кори. [3] Л — Шуда. [4] Л — Чунин.
[5] Л — Диҳад з-ин сухан мар туро обрӯй.

Ҳар он кас, ки ӯ душмани эзадаст,
Варо дар ҷаҳон зинда монӣ, бад аст.

Ба зиндони мо вижжа девон буданд,
Ки некон аз эшон ғиревон буданд,

Чу моро набуд пеша хун рехтан,
Бад-он кор танг андар овехтан,

Бадонро ба зиндон ҳамедоштам,
Газанди касон хор нагзоштам.

Кунун ман шунидам, ки кардӣ раҳо,
Мар онро, ки буд батар аз аждаҳо,

Аз ин бад гунаҳгори эзад шудӣ,
Ба кирдору гуфторҳо бад шудӣ.

Чу меҳтар шудӣ, кор ҳушьёр кун,
Надонӣ ту, донандаро ёр кун.

Мабахшой бар ҳарки ранҷат аз ӯст,
В-агарчанд уммеди ганҷат аз ӯст.

Ҳар он кас, к-аз ӯ дар ҷаҳон ҷуз газанд
Набинӣ, мар ӯро чӣ беҳтар зи банд?

Дигар он ки аз хоста гуфтаӣ,
Хирадмандиву рой бинҳуфтаӣ,

Зи кас мо наҷустем чуз божу сов,
Ҳар он кас, ки ӯ дошт бо бож тов.

Басе гуфт ҳар кас, ки он душмананд [1],
Бадонанду аз тухми оҳармананд.[2]

Чу андешаи эзидӣ доштем,
Суханҳо ҳама [3] хор бугзоштем.

---

[1] Л — ки ӯ душман аст. [2] Л — Зи тухми бадон асту аҳриман аст. [3] Л — Мар инро ҳамон.

Зи яздон пазируфтам ин тоҷу тахт,
Фаровон кашидам аз он ранҷ сахт.

Ҷаҳонофарин-довари додрост,
Ҳаме рӯзгоре дигаргуна хост.

Наям дижманиш низ дар хости ӯй,
Фузунӣ наҷӯем дар кости ӯй.

Биҷустем хушнудии додгар,
Зи бахшиш ба кӯшиш надидам[1] гузар.

Чу пурсад зи ман кирдгори ҷаҳон,
Бигӯям бад-ӯ ошкору ниҳон.

Бипурсад, ки ӯ аз ту донотар аст,
Ба ҳар неку бад-бар тавонотар аст.

Ҳама пургуноҳон, ки пеши туанд,
На тимордору на хеши туанд,

Зи ман ҳарчи гӯянд аз он пас ҳамон
Шаванд ин гурӯҳ бар ту-бар бадгумон.

Ҳама бандаи симу зарранду бас,
Касеро наёбӣ ту фарьёдрас.

Аз эшон туро дил пуролоиш аст,
Гуноҳи маро ҷои полоиш аст.

Нагунҷад туро ин сухан дар хирад,
На з-ин ҷони он бадтанон бар х(в)арад.

Валекин ман аз баҳри бадкомаро,
Ки бархонад ин паҳлавӣ номаро.[2]

---

[1] Л — набошад.

[2] ТпЗ — Бидонад, ки гуфторҳои дурӯғ,
Набояд, ки гирад зи шоҳон фурӯғ.

Ҳам он дар ҷаҳон ёдгоре бувад,
Хирадмандро ғамгусоре бувад.

Пас аз мо ҳар он кас, ки гуфтори мо
Бихонанд, донанд[1] бозори мо.

Зи Бартосу аз Чин сипаҳ рондем,
Сипаҳбуд ба ҳарҷой биншондем.

Бибурдем бар душманон тохтан,
Наёраст кас гардан афрохтан.

Чу душман зи гетӣ пароганда шуд,
Ҳама ганҷи мо яксар оганда шуд,

Ҳама бум шуд пеши мо коргар,
Зи дарьё кашиданд чандон гуҳар,

Ки маллоҳ гашт аз кашидан сутӯҳ
Маро буд ҳомуну дарьёву кӯҳ.

Чу ганҷи дирамҳо пароганда шуд,
Зи динори нав бадра оганда шуд,[2]

Зи ёқуту аз гавҳари шоҳвор,
Ҳамон ҷомаву олати корзор,

Чу дайҳими мо бисту шашсола гашт,
Зи ҳар гавҳаре ганҷҳо мола гашт.[3]

Ба ҳар бадра-дар буд даҳу ду ҳазор,
Пароганда динор буд шоҳвор.

Пароганда, афганда, пайдовасӣ,
Ҳама чарми пайдовасӣ-порсӣ.

Бад-он сол чун бож ҷустам шумор,
Чу сад[4] бор динор буд[5] сад ҳазор.

[1] Л—Бихонад, бидонад зи; И—Бихонад, биронад зи. [2] Л—б. 213, 215 нест. [3] Л — ганҷи мо баргузашт. [4] Л — Дусад. [5] И — бар.

Дирамро яке мехи нав сохтем,
Сӯи шодиву фаррухӣ тохтем.

Чи аз божу аз сови Ҳиндустон,
Чи аз кишвари Руму ҷодустон.

Чи аз ҳадьяву божи ҳар кишваре,
Зи ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

Чи аз расму оини наврӯзу меҳр,
Зи аспону аз бандаи хубчеҳр.

Чи аз ҷавшану хӯду кӯполу теғ,
Зи мо ин набудӣ касеро дареғ.

Чи аз мушку кофуру хаззу самур,
Сиёҳу сапеду зи кимоли бӯр.

Ҳар он кас, ки моро будӣ зердаст,
Чунин борҳо бар ҳаюнон бубаст.

Ҳаметохтандӣ ба даргоҳи мо,
Напечидӣ кас гардан аз роҳи мо.

Зи ҳар дар фаровон кашидем ранҷ,
Бад-он то биёганд аз ин гуна ганҷ,

Фаровон зи номаш сухан рондем,
Саранҷом [1] Бодовараш хондем.

Дигар ганҷи Хазрову ганҷи Арӯс,
Куҷо доштем аз паи рӯзи бӯс.

Чунин бисту шашсола то сию ҳашт,
Ба ҷуз б-орзӯ чарх бар мо нагашт.

Ҳама меҳтарон з-он таносон буданд,[2]
Бадандеш яксар ҳаросон буданд.[3]

---

[1] Л — Ба фарҷом. [2] Л — шуданд. [3] Л — шуданд.

Қунун[1] чун шунидам зи фармони ту,
Ҷаҳонро бад омад зи паймони ту.

Намонад кас андар ҷаҳон ромишӣ,
Набояд[2] гузидан ҷуз[3] аз хомушӣ.

Ҳаме кард хоҳӣ ҷаҳон пургазанд
Пур аз дард кореву носудманд.

Ҳаме пургазандон, ки назди туанд,
Ки тирашабон урмузди туанд,

Ҳамедод хоҳанд тахтат ба бод,
Бад-он то набошӣ ба гетӣ ту шод

Чу будӣ хирадманд наздики ту,
Ки равшан шудӣ ҷони торики ту,

Ба додан набудӣ касеро зиён,
Ки ганҷе расидӣ ба арзониён.

Аё пури камрӯзи андак хирад,
Равонат зи андеша ромиш бард

Чунон дон, ки ин ганҷи мо пушти туст,
Замона кунун пок дар мушти туст.

Ҳам ороиши подшоҳӣ бувад,
Ҷаҳон бедирам дар табоҳӣ бувад.

Шавад бедирам шоҳ бедодгар,
Тиҳидастро нест ҳушу ҳунар.

Ба бахшиш набошад варо дастгоҳ,
Фусусӣ бихонад бузургаш[4], на шоҳ.

В-ар эдун, ки аз ту ба душман расад,
Ҳама бут ба дасти бараҳман расад.

---

[1] ИЛ — Чунон. [2] Л — Наёрад. [3] Л — кас. [4] Л — Фусусиш хонанд мардум.

Зи яздон парастанда безор гашт,
Аз ӯ ному овози ту хор гашт.

Чу беганҷ бошӣ, наёбӣ сипоҳ,
Туро зердастон нахонанд шоҳ.

Саг он беҳ, ки хоҳандаи нон бувад,
Чу сераш кунӣ, душмани ҷон бувад.

Дигар он ки гуфтӣ зи кори сипоҳ,
Ки дар бумҳо барнишондам ба роҳ,

Зи бедонишит он [1] наёмад писанд,
Надонӣ ҳаме роҳи суд аз [2] газанд.

Чунин аст посух, ки аз ранҷи ман,
Фароз омад ин номвар ганҷи ман.

Зи бегонагон шаҳрҳо бистудем,
Ҳама душманонро ба ҳам барзадем.

Бад-он то ба ором бар тахти ноз,
Нишинем беранҷу гурму гудоз.

Саворон пароганда кардам ба марз,
Падид омад акнун зи ноарз арз.

Чу аз ҳар сӯе бозхонӣ сипоҳ,
Кушода бубинад бадандеш роҳ,

Ки Эрон чу боғест хуррамбаҳор,
Шукуфта ҳамеша гули комгор.

Пур аз наргису нору себу биҳӣ,
Чу полиз гардад зи мардум тиҳӣ,

Якояк сипарғам [3] зи бун баркананд,
Ҳамон [4] шохи нору биҳӣ бишкананд.

---

[1] Л — ин-т. [2] Л — суду. [3] Л — Самумаш якояк. [4] Л — Ҳама.

Сипоҳу салеҳ аст девори ӯ,
Ба парчин-ш-бар найзаҳо хори ӯ.

Агар бифгани хира девори боғ,
Чи боғу чи дашту чи дарьё, чи роғ.

Нигар, то ту девори ӯ[1] нафгани,
Дилу пушти эрониён нашкани,

Қ-аз он пас бувад ғорату тохтан,
Хурӯши саворону кин охтан.

Зану кӯдаку буми эрониён,
Ба андешаи бад манеҳ дар миён.

Чу соле чунин бар ту-бар бугзарад,
Хирадманд хонад туро бехирад.

Ман эдун шунидам, ки ҷои меҳӣ
Ҳаме мардуми носазоро диҳӣ.

Чунин дон, ки Нӯшинравону Қубод,
Ба андарзнома дар ин[2] кард ёд,

Қи ҳар, к-ӯ салеҳаш ба душман диҳад,
Ҳаме хештанро ба куштан диҳад,

Ки чун боз хоҳад, к-аш ояд ба кор,
Бадандеша бо ӯ кунад корзор.

Дигар он ки доди зи қайсар паём,
Маро хонди дудилу хешком.

Суханҳо на аз ёдгори ту буд,
Қи гуфтори омӯзгори ту буд.

Вафо кардани ӯву аз мо[3] ҷафо,
Ту худ кай шиноси ҷафо аз вафо!

---

[1] Л — деворҳо. [2] Л — чунин. [3] ИЛ — кардан аз мову аз ва

Бад-он посух ин ояд, эй камхирад!
Нагӯям ҷуз ин низ к-андархӯрад.

Ту даъво кунӣ ҳам, ту бошӣ гуво,
Чунин, марди бихрад надорад раво.

Чу қайсар зи гарди бало рух бишуст,
Ба мардӣ чу Парвиз домод ҷуст.

Ҳар он кас, ки гетӣ ба бад наспарад,
Ба мағз андараш ҳеч бошад хирад.

Бидонад, ки Баҳром баста миён,
Або ӯ яке гашта эрониён,

Ба Румӣ сипоҳаш [1] нашояд шикаст,
Нашояд равон рег бар кӯҳ даст.[2]

Бад-он разм яздон маро ёр буд,
Сипоҳи ҷаҳон пеши ман [3] хор буд.

Шуниданд эрониён он чи буд,
Туро низ аз эшон бибояд шунуд.

Маро низ чизе ки боист кард,
Ба ҷои Ниётӯс рӯзи набард.

Зи хубиву аз мардумӣ кардаам,
Ба подоши он рӯз бишмурдаам.

Бигӯяд туро Зодфаррух ҳамин,
Ҷаҳонро ба чашми ҷавонӣ мабин.

Гашасп он ки буд низ ганҷури мо,
Ҳам он мӯъбади покдастури мо,

Ки аз ганҷи мо бадра буд се ҳазор,
Ки додам бад-он румиён ёдгор.

---

[1] Л — сипоҳе [2] Л — ҷанги полуда баст. [3] Л — мо.

Ниётусро мӯҳра додам ҳазор,
Зи ёқути[1] сурх, аз дари[2] гӯшвор.

Қуҷо санги ҳар мӯҳрае буд ҳазор,
Зи мисқоли ганҷӣ чу кардам шумор,[3]

Ҳамон дурри хушоб бугзида[4] сад,
К-аз[5] ӯ марди доно надид эч бад.

Ки ҳар гавҳареро дирам сӣ[6] ҳазор,
Бидодӣ баҳо[7] марди гавҳаршумор.

Сад аспи гаронмоя, панҷаҳ ба зин,
Ҳама карда аз охури мо гузин.

Дигар[8] вижжа бо ҷули дебаҳ буданд,
Ки дар дашт бо бод ҳамраҳ шуданд.[9]

Ба наздики қайсар фиристодам ин,
Пас аз хоста, хондам офарин.

Зи дори Масеҳо, ки гуфтӣ сухан,
Ба ганҷ андар афганда чубе куҳан.

Набуд з-он маро ҳеҷ суду зиён,
Зи тарсо шунидӣ ту овози он.

Шигифт омадам з-он ки чун қайсарӣ,
Сарафроз мардиву кундоварӣ,

Ҳамон гирд бар гирди он бихрадон,
Ҳама файласуфону ҳам[10] мӯъбадон,

Ки яздон чаро хонад он куштаро,
Гар ин хушк чӯби табаҳ гаштаро.

---

[1] И — Ҳамон зарри. [2] Л — Ҳамон зарри сурху ҳамон.

[3] ТпИ — Ҳамон ҷома дебои чинӣ ҳазор,
Аз ӯ панҷ зарбафти гавҳарнигор.
Мар он ҳар якеро дирам сад ҳазор.
Бидодӣ баҳо марди парҳезгор.

[4] Л — бад-н гуна пурдурри хушоб. [5] Л — Дар. [6] Л — Ҳуққасро чу панҷоҳ. [7] Л — дирам. [8] Л — Ҳама. [9] Л — буданд. [10] ИЛ — файласуфу раду.

Гар он дори бекор яздон будӣ,
Сари моҳро урмузд он будӣ.

Бирафтӣ худ аз ганҷи мо ногаҳон,
Масеҳо шуд ӯ нестӣ дар ҷаҳон.

Дигар он ки гуфтӣ, ки пӯзиш бигӯй,
Кунун тавба кун, роҳи яздон биҷӯй.

Варо посух ин буд, ки резанда бод,
Забону лабу дасту пои Қубод!

Маро тоҷ яздон ба сар барниҳод,
Пазируфтаму будам аз тоҷ [1] шод.

Ба яздон супурдам чу ӯ боз хост,[2]
Надонам забон дар даҳонат чарост! [3]

Ба яздон бигӯям, на бо кӯдаке
Ки нашносад ӯ бад зи нек [4] андаке.

Ҳама кори яздон писандидаам,
Ҳамон шӯру талхӣ басе дидаам.

Маро буд шоҳӣ сию ҳашт сол,
Кас аз шаҳриёрон набудам ҳамол.

Қасе к-ин ҷаҳон дод, дигар диҳад,
На бар ман [5] сипосе ҳаме барниҳад.

Бад-ин подшоҳӣ кунам офарин,
Ки ободбодо ба доно [6] замин!

Чу яздон бувад ёру фарьёдрас,
Наёзад ба нафрини мо ҳеҷ кас.[7]

---

[1] Л — дод. [2] Л — супурдем чун боз хост. [3] Л — чӣ хост.
[4] Л — некӯ бад. [5] Л — кас. [6] Л — дорад ба дониш.

[7] ТпЗ — Ба Харрод гуфт он замон шаҳриёр,
Ки «Эй аз радони ҷаҳон ёдгор».

Бад-он кӯдаки тезу нодон бигӯй,
Қи моро кунун тира гашт обрӯй.

Қи падруд бодӣ ту то ҷовидон,
Сару кори мо бод бо бихрадон!

Шумо, эй гиромӣ фиристодагон,
Сухангӯю пурмоя озодагон!

Зи ман ҳарду падруд бошед низ,
Сухан ҷуз шунида магӯед чиз.

Кунам офарин бар ҷаҳон сарбасар,
Қи ӯро надидам ба ҷуз-бар гузар.

Бимирад касе к-ӯ зи модар бизод,
Зи Хусрав, ки ёд оварӣ, ёд бод.

Чу Хушангу Таҳмурасу Ҷаммшед,
Қ-аз эшон ҷаҳон шуд ба биму умед,

Қи деву даду дом фармон-ш бурд,
Чу рӯзи дарозаш саромад, бимурд.

Фаридуни фаррах, ки ӯ аз ҷаҳон
Бадӣ дур кард ошкору ниҳон,

Зи бад дасти Заҳҳоки тозӣ бубаст,
Ба мардӣ зи чанги замона нараст.

Чу Ораш, ки бурдӣ ба фарсанг тир,
Чу Пирӯз, Қорун Яли шергир.

Қубод он ки омад зи Албурз кӯҳ,
Ба мардӣ ҷаҳондор шуд бо гурӯҳ,

Қи аз обгина ҳаме хона кард,
В-аз он хона гетӣ пурафсона кард.[1]

---

[1] ТпЗ — Ҳамон низ Қовуси зӯрозмой,
Ки бигрифт гетӣ ба тадбиру рой.
Ҳамон шуд сӯи ин баланд осмон,
Ки огаҳ набуд ӯ зи гашти замон.

Ҳама дурри хубош буд пайкараш,
Зи ёқути рахшанда буди дараш.

Сиёвуш ҳамон номдори ҳизабр,
Ки куштаст рӯзи ҷавонӣ ду бабр.

Куҷо Гангдиж кард ҷое ба ранҷ,
В-аз он ранҷи дида [1] надид эҷ ганҷ.[2]

Куҷо Рустаму Золу Исфандиёр,
Қ-аз эшон сухан мондмон ёдгор.[3]

Чу Гударзу ҳафтод пури гузин,
Саворони майдону шерони кин.

Чу Гуштосп шоҳе, ки дини беҳӣ
Пазируфту з-ӯ тоза шуд фарраҳӣ.[4]

Чу ҷомосп, к-андар шумори сипеҳр,
Фарӯзандатар буд зи гардандамеҳр,[5]

Шуданд он бузургону донандагон,[6]
Саворони ҷангиву хонандагон.[7]

Қи андар ҳунар ин аз он беҳ будӣ,
Ба сол он яке аз дигар меҳ будӣ,

---

[1] Л — бурдан.

[2] ТпЗ — Куҷо шуд шаҳи турк — Афросиёб,
Қи дигар чун ӯ кас набинад ба хоб.

[3] ТпЗ — Чу Қайхусрави шери озодмард,
Куҷо шер бигрифт андар набард.

[4] ТпЗ — Куҷо рафт Искандари номвар,
Қ-аз ӯ гашт иқлим зеру забар.

[5] ТпЗ — Ҳамон номвар шоҳ Баҳроми Гӯр,
Ки чун ӯ набуд кас ба мардиву зӯр.
Ба бахшандагӣ, шаҳ чу ӯ худ набуд,
Наёраст гардун сарашро бисуд.
Ниёи ман, он моҳи равшанравон,
Ҷаҳондор — Кисрои Нӯшервон,
Куҷо шуд чилу ҳафт шоҳӣ ҷаҳон,
Ҳама кори эшон шуд андар ниҳон.

[6] Л — Фарзонагон. [7] Л — мардонагон.

Бипардохтанд ин ҷаҳони фарох,
Бимонданд айвону майдонау кох.

Зи шоҳон маро низ ҳамто набуд,
В-агар солро чанд боло набуд,

Ҷаҳонро сипардам ба неку ба бад,
Намондам, ки рӯзе ба ман бад расад.

Басе роҳи душхор бигзоштам,
Басе душман аз пеш бардоштам.

Ҳама бумҳо пур зи ганҷи ман аст,
Куҷо обу хокаст, ранҷи ман аст.

Чу з-ин гуна бар ман сaромад ҷаҳон,
Ҳаме тира гардад умеди меҳон.

Намонад ба фарзанди ман низ тахт,
Бигардад зи тахту сар ояд-ш бахт.

Фаришта биёяд яке ҷонситон,
Бигӯям бад-ӯ ҷонам осон ситон.

Ба тавба дили рост равшан кунам,[1]
Беозории хеш ҷавшан кунам.[2]

Дуруст аст гуфтори хонандагон,[3]
Ҷаҳондидаву покдонандагон,

Ки чун бахти бедор гирад нишеб,
Зи ҳаргунае дид бояд ниҳеб.

Чу рӯзи меҳӣ бар касе бугзарад,
Агар бозхонад, надорад хирад.

---

[1] ИЛ — кунем. [2] ИЛ — кунем;

ТпЛИ — Гузаштан чу бар Чинвар пул бувад,
Ба зери пай андар ҳама гул бувад.

[3] ИЛ — фарзонагон.

Паёми ман инаст сӯи ҷаҳон,
Ба назди меҳону ба назди кеҳон.

Шумо низ падруд бошеду шод,
Зи ман низ бар бад магиред [1] ёд.[2]

Чу Аштоду Харроди Барзини гав,
Шуниданд пайғоми [3] он пешрав.

Ба пайкон дили ҳарду доно бихаст,
Ба сар барзаданд он замон ҳарду даст.

Зи гуфтор ҳарду пушаймон шуданд,
Тапанча ба рухсорагон барзаданд.

Ба бар-бар ҳама ҷомашон чок буд,
Сари ҳарду доно пур аз хок буд.

Бирафтанд гирьён зи пешаш бадар,
Пур аз дард дил, пур зи андӯҳ сар.

Ба наздики Ширӯй рафт он ду мард,
Пурожанг рухсору дил пур зи дард.

Якояк бидоданд пайғоми шоҳ,
Ба Ширӯи бемағзу бедастгоҳ.

---

[1] ИЛ — Ҳаргиз нагиред.

[2] ТпЗ — Басе барнаёяд бад-ин рӯзгор,
Ки он шоҳу он лашкари номдор.
Ҳама якдигарро ба куштан диҳад,
Ба буму ба бар оташ андар занад.
Падар кушта гардад ба дасти писар,
Писар ҳам бад — он сон ба дасти падар.
Бадандеши мо он куҷо гуфт, кард,
Зи кирдори нохубу овои сард.
Чу мо рафта бошем, кайфар баранд,
На бас рӯзгор аз ҷаҳон бархӯранд.
Чу бар мо сар омад шаҳиву меҳӣ,
Чи Ширӯ, чи дигар ба шоҳаншаҳӣ.

[3] Л — гуфтори.

**Афсӯс хӯрдани Ширӯя бар Хусрави Парвиз ва нохуш шудани сардорон аз он**

Чу бишнид Ширӯй, бигрист сахт,
Дилаш гашт тарсон аз он тоҷу тахт.

Чу аз пеш бархостанд он гурӯҳ?
Ки ӯро ҳамедоштандӣ сутӯҳ.

Ба гуфтори зишту ба хуни падар,
Ҷавонро ҳаме сӯхтандӣ ҷигар.

Фуруд омад аз тахти шоҳӣ Қубод,
Ду дасти гиромӣ ба сар барниҳод.[1]

Зи мижгон ҳаме бар бараш хун чакид,
Чу огоҳии он ба лашкар [2] расид.

Аз он гирьяву зории шаҳриёр,
Шуданд он ҳама лашкараш тарсгор.

Ба як ҷой яксар ба гирд омаданд,
Зи Хусрав ҳаме достонҳо заданд.

Ки Парвиз агар барнишинад ба гоҳ,
Бувад дор ҷои сарони сипоҳ.

Чу барзад сар аз тиракӯҳ офтоб,
Бадандешро сар баромад зи хоб.

Бирафтанд яксар сӯи боргоҳ,
Чу бишнид, биншаст бар тахт шоҳ.

Бирафтанд гарданкашон пеши ӯ,
Зи гурдони бегонаву хеши ӯ.

---

[1] Тп — Аз он ғам фуру монд аз хӯрду хоб,
Зи андӯҳи Хусрав ду дида пуроб.

[2] ИЛ — душман.

Нишастанд бо рӯй карда дижам,
Забоншон начунбид бар бешу кам.[1]

Бад-эшон чунин гуфт, к-«он шаҳриёр,
Куҷо бошад аз пушти парвардигор,

Ки ғамгин набошад ба дарди падар,
Нахонам-ш ҷуз бадтану бадҳунар.

Набояд, ки дорад бад-ӯ кас умед,
Ки ӯ пудатар бошад аз пудабед».

Чунин ёфт посух: «Зи марди гуноҳ,
Ки ҳар кас, ки гӯяд, парастам ду [2] шоҳ,

Ту ӯро ба дил ноҳушивор хон,
В-агар арҷманде шавад,[3] хор дон.»

Чунин дод Ширӯй посух, ки «шоҳ,
Чу беганҷ бошад, наёбад сипоҳ.

Сухан чарб ронем як моҳ низ,
Зи роҳи дуруштӣ нагӯем чиз.

Магар шод бошем зи андарзи ӯй,
Ки ганҷ аст сартосар ин марзи ӯй».

Чу посух шуниданд, бархостанд,
Сӯи хонаҳо рафтан оростанд.

Ба холигарон шоҳ-Ширӯй гуфт,
Ки «чизе зи Хусрав нашояд [4] нуҳуфт.

Ба пеши ҳама хони заррин ниҳед,
Хуришҳо бар ӯ чарбу ширин ниҳед».

---

[1] ТпИЛ — Бидонист, к-эшон бар он сон дижам.
Нишаста чароанд бо дарду ғам.

[2] Л — ки растам зи. [3] Л — бувад. [4] И — набояд.

Баранда ҳамебурду Хусрав нах(в)ард,
Зи чизе, ки дидӣ ба хон гарму сард.

Ҳама хӯрдаш аз дасти Ширин будӣ,
Ки Ширин ба хӯрдан-ш[1] ғамгин будӣ.[2]

### Шевани Борбад бар Хусрав

Кунун шевани Борбад гӯш дор,
Сари меҳри меҳтар ба оғӯш дор.[3]

Чу огоҳ шуд Борбад з-он ки шоҳ
Бипардохт нокому берой гоҳ,[4]

Зи Ҷаҳрам биёмад сӯи Тайсафун,
Пур аз об мижгону дил пур зи хун.

Биёмад бад-он хона ӯро бидид,
Шуда лаълрухсори ӯ[5] шанбалид.

Замоне ҳамебуд бар пеши шоҳ?
Хурӯшон биёмад сӯи боргоҳ.[6]

---

[1] Л — ба он кор.

[2] ТпЗ — Набудӣ ҷуз ӯ шоҳро нек ёр,
Ҳам ӯ буд рӯзу шаб андӯҳгусор.
Або шоҳ будӣ ба биму умед,
* Ки ларзон бар ӯ буд чу аз бод бед,
Баромад бар ин кор як моҳ боз,
Шабу рӯз Хусрав ба дарду гудоз.
Ҳаме ёд кард аз гуноҳу база,
Надонист аз он зиндагонӣ маза.

[3] И — б. 378 нест.

[4] ТпЗ — Ҳаме чора созанд бар куштанаш,
Сипаҳро дареғ аст аз бастанаш.

[5] И — рухсор чун.

[6] ТпЗ — Ба дилш оташи меҳри ӯ барфурӯхт,
Зи тимори Хусрав дилу ҷон бисӯхт.
** Биборид чашмаш чу абри баҳор,
Канораш зи дида чу дарьё канор.
Бисозид навҳа ба овози руд,
Ба барбат ҳаме мӯя зад бо суруд.

* И — тез. ** ИЛ — зебу.

Ҳаме паҳлавонӣ бар ӯ мӯя кард,
Ду рухсораи[1] зарду дил[2] пур зи дард.[3]

Ҳамегуфт: «Ало, эй радо! Хусраво!
Бузурго, сутурго, диловар гаво!

Куҷот он бузургиву он дастгоҳ,
Куҷот он ҳама фарру бахту кулоҳ!

Куҷот он ҳама бурзу болову тоҷ!
Куҷо он ҳама[4] ёраву тахти оҷ![5]

Куҷот он шабистону ромишгарон!
Куҷот он дижу боргоҳи сарон!

Куҷот афсару коваёнӣ дирафш!
Куҷот он ҳама теғҳои бунафш!

Куҷот он сарафроз Ҷонсупор!
Ки бо тахти зар буду бо гӯшвор.

Куҷот он сари хӯду заррин зиреҳ!
Зи гавҳар фиганда гиреҳ бар гиреҳ!

Куҷот аспи шабдези заррин рикеб,
Ки зери ту андар будӣ ношикеб!

Куҷот он савориони зарринситом,
Ки душман шудӣ теғашонро ниём!

Ҳама гашта аз ҷони ту ноумед,
Куҷот он ҳаюнону пили сапед!

---

[1] ИЛ — рухсора. [2] ИЛ — диле.

[3] ТпИЛ — Чунон буд, ки зориш бишнид шоҳ,
Ҳамон кас куҷо дошт ӯро нигоҳ.
Нигаҳбон, ки буданд, гирьён шуданд,
Чу бар оташи меҳр * бирьён шуданд.

[4] ИЛ — Куҷот он бору.

[5] ТпЗИЛ — Куҷот он ҳама мардиву зӯру * фар,
Ҷаҳонро ҳамедоштӣ зери пар!

* И — тез, * ИЛ — зебу.

Қуҷот он ҳама роҳвор уштурон,
Имории заррину фармонбарон!

Куҷот он сухангӯи ширинзабон,
Куҷот он дилу рои равшанравон!

Зи ҳарчиз танҳо чаро мондӣ?
Зи дафтар чунин рӯз кай хондӣ?

Мабодо, ки густох бошӣ ба даҳр,
Ки заҳраш фузун омад аз пойзаҳр!

Писар хостӣ то бувад ёру пушт,
Кунун аз писар бахтат [1] омад ба мушт.

Зи фарзанд шоҳон ба нерӯ шаванд,
Зи ранҷи замона беоҳу шаванд,

Шаҳаншоҳро фарру нерӯ бикост,
Чу болои фарзанди ӯ гашт рост.

Ҳар он кас, ки ӯ кори Хусрав шунуд,
Ба гетӣ набояд-ш густох буд.

Ҳама буми Эрон ту вайрон шумар,
Куноми палангону шерон шумар.

Сари тухми эрониён [2] буд шоҳ,
Ки чун ӯ набинад касе тоҷу гоҳ.

Шуд ин тухма вайрону Эрон ҳамон,
Баромад ҳама комаи бадгумон.

Фузун з-ин набошад касеро сипоҳ,
Зи лашкар ки омад-ш фарьёд хоҳ.

Газанд омад аз посбони бузург,
Кунун андар ояд сӯи рахна гург.

[1] Л — бандат. [2] ИЛ — Сосониён.

Ба Ширӯй гӯянд, бешарм шоҳ,
На ин буд сазовори ин пешгоҳ.[1]

Набошад сипоҳи ту ҳам пойдор,
Чу бархезад аз чор сӯ корзор.

Равони туро додгар ёр бод,
Сари бадсиголат нагунсор бод!

Ба яздону номи ту, эй шаҳриёр,
Ба наврӯзу меҳру ба хуррам баҳор.

Агар дасти ман з-ин сипас низ руд
Бисозад, мабодо ба ман-бар дуруд.

Бисӯзам ҳама олати хешро,
Бад-он то набинам бадандешро.

Бибуррид ҳар чор ангушти хеш,
Бурида ҳамедошт дар мушти хеш.

Чу дар хона шуд, оташе барфурӯхт,
Ҳама олати хеш яксар бисӯхт.

**Хостани бузургон аз Ширӯй марги Хусрав ва кушта шудани ӯ ба дасти Меҳр Ҳурмузд**

Ҳар он кас, ки буд назди он[2] шаҳриёр,
Шабу рӯз тарсон буд аз рӯзгор.

Чу Ширӯй тарсандаву хом буд,
Ҳамон тахт пеш андараш дом буд.

Бидонист мардумшумар ҳар ки буд,[3]
Ки рӯзи бузургӣ нахоҳад ғунуд.[4]

---

[1] ИЛ — б. 407 нест [2] ИЛ — гирд бо. [3] Л — дид; И — ахтаршумор ҳар ки дид. [4] Л — Қ-аз ӯ бар бузургон чи хоҳад расид; И — расид.

Бирафтанд ҳар кас, ки бад карда буд,
Бад-он кор тоб андар оварда буд.

Зи даргоҳ яксар ба пеши Қубод,
Аз он кори бедод карданд ёд.

Ки як бор гуфтему ин дигар аст,
Туро, худ, чуз ин доварӣ дар сар аст.

Нишаста ба як тахти зар-бар ду шоҳ,
Яке гоҳдору яке зергоҳ.

Чу хешӣ физояд падар бо писар,
Ҳама бандагонро бибурранд сар.

Наем андар ин кор ҳамдостон,
Мазан пеши мо з-ин сипас достон.

Битарсид Ширӯю тарсанда буд,
Ки дар чанги эшон яке банда буд.

Чунин дод посух, ки «шере ба дом,
Наёрад магар мардуми зиштном.

Шуморо сӯи хона бояд шудан,
Бад-ин андарун[1] рой бояд задан.

Биҷӯед, то кист андар ҷаҳон,
Ки ин ранҷ бар мо сар орад ниҳон.

Кушанда ҳамеҷуст бадхоҳ шоҳ,
Бад-он то кунандаш ниҳонӣ табоҳ.

Қас андар ҷаҳон заҳраи он надошт,
Зи мардӣ ҳамон баҳраи он надошт.

Ки хуни чунин хусраве рехтӣ,
Ҳаме кӯҳ дар гардан овехтӣ.

---

[1] ИЛ — Бар ин орзӯ.

Зи ҳар сӯ ҳамеҷуст бадхоҳи шоҳ,
Чунин то бидиданд марде ба роҳ.

Ду чашмаш кабӯду ду рухсора зард,
Тане хушку пурмӯву лаб ложвард.

Пур аз хок пою шикам гурсина,
Сари марди бедодгар барҳана.

Надонист кас номи ӯ дар ҷаҳон,
Миёни меҳону миёни кеҳон.

Бари Зодфаррух буд ин[1] марди зишт,
Ки ҳаргиз мабинод хуррам биҳишт!

Чу бишнид бадхӯй аз ӯ достон,
Ба гуфтори ӯ гашт ҳамдостон.[2]

Бад-ӯ гуфт, к-«ин ранҷ кори ман аст,
Чу серам кунӣ, ин шикори ман аст».

Бад-ӯ гуфт: «Рав, гар тавонӣ, бикун,
В-аз ин низ макшой лаб дар сухун.

Яке киса динор дорам туро,
Чу фарзанди худ ёр дорам туро.

Яке ханҷари тез бистуд чу об,
Биёмад кушанда сабук пуршитоб.

Чу он бадҷаҳиш рафт наздики шоҳ,
Варо дид бо банда дар пешгоҳ.

Биларзид Хусрав чу ӯро бидид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.[3]

---

[1] ИЛ — шуд он. [2] ИЛ — б. 425 нест.

[3] ТпЗЛ — Ҳаме дил гувоҳӣ бидодаш бар он,
Ки омад варо рӯзгори гарон.

Бад-ӯ гуфт: «Эй зишт, номи ту чист?
Ки зояндаро бар ту бояд гирист».[1]

«Маро Меҳр Хурмузд хонанд,— гуфт
Ғарибам бад-ин шаҳр беёру ҷуфт».

Чунин гуфт Хусрав, ки «омад замон,
Ба дасти фурӯмояи бадгумон.

Ба мардум намонад ҳаме чеҳри ӯй,
Ба гетӣ наҷӯяд касе меҳри ӯй».

Яке ридаке пеши ӯ буд ба пой,
Ба ридак чунин гуфт, к-«эй раҳнамой,

Бирав, ташти об ору мушку абир,
Яке поктар ҷомаи дилпазир».

Парастанда бишнид овози ӯй,
Надонист кӯдак ҳаме рози ӯй,—

Зи пешаш биёмад парастори хурд,
Яке ташти заррин бари шоҳ бурд.

Або ҷомаву обдастону об,
Ҳамекард Хусрав ба бурдан шитоб.

Чу барсам бидид, андар омад ба бож,
На гоҳи сухан буду гуфтори жож.

Чу он ҷомаҳоро бипӯшид шоҳ,
Ба замзам ҳаме тавба кард аз гуноҳ,

Яке чодаре нав ба сар баркашид,
Бад-он то рухи ҷонситонро надид.

Бишуд Меҳр Хурмузд ханҷар ба даст,
Дари хонаи подшоро бубаст.

[1] И — б. 442, 443 нест.

Сабук рафту ҷома аз ӯ даркашид,
Ҷигаргоҳи шоҳи ҷаҳонро дарид.[1]

Бад-ингуна гардад ҷаҳони ҷаҳон,
Ҳаме рози хеш аз ту дорад ниҳон.

Сухансанҷи беранҷ агар марди лоф,
Набинад зи кирдори ӯ ҷуз газоф.

Агар ганҷ дориву[2] гар курму ранҷ,
Намонӣ ҳамон[3] дар сарои сипанҷ,[4]

Беозориву[5] ростӣ баргузин,
Чу хоҳӣ, ки ёбӣ ба дод офарин.

Чу огоҳӣ омад ба бозоргоҳ,
Ки Хусрав бар он гуна баршуд табоҳ.

Ҳама бадгумонон ба зиндон шуданд,
Ба айвони он мустамандон шуданд.

Гиромӣ даҳу панҷ фарзанд буд,
Ба айвони шоҳ он ки бо банд буд.

Ба зиндон бикуштанд-ашон бегуноҳ,
Бад-он гаҳ, ки баргашта шуд тахти шоҳ.

Чу бишнид Ширӯй чанде гирист,
В-аз он пас нигаҳбон фиристод бист.

Бад-он то зану кӯдаконшон нигоҳ
Бидорад пас аз марги он кушта шоҳ.

---

[1] Л — Пас аз б. 456 ин б. омада:

Зи рою хирад мағзу дил дошт пок,
Чи он хушмағзу чу як мушт хок.

[2] ИЛ — ёбиву. [3] ИЛ — ҳаме. [4] Л — Пас аз б. 459 ин б. омада

Пас ин беҳуда ранҷу иң оз чист,
Ки фарҷом аз марг бояд гирист.
Чу донӣ, ки гети вафодор нест,
Або ҳеҷ кас неккирдор нест.

[5] Л — Хирадмандиву.

Ҷаҳондор чизе наёраст гуфт,
Ҳамедошт он андӯҳ андар нуҳуфт.

Шуд он подшоҳиву чандон сипоҳ,
Бузургиву мардиву он дастгоҳ.

Ки касро зи шоҳаншаҳон он набуд,
На аз номдорони пешин шунуд.

Хирадманд гӯяд, наёбад баҳо,
Ҳар он кас, ки эмин шуд аз аждаҳо.[1]

Ҷаҳонро махон ҷуз диловар наҳанг,
Бихояд ба дандон, чу гирад ба чанг.

Саромад кунун кори Парвизшоҳ,
Шуд он номвар тахту ганҷу сипоҳ.[2]

**Достони Ширӯя бо Ширин, зани Хусрави Парвиз ва кушта шудани Ширӯя**

Чу овардам ин рӯзи Хусрав ба бун,
Ба Ширӯю Ширин кушоям сухун.[3]

---

[1] Л — Пас аз б. 470 ин б. омада:

Чунон подшоҳиву он дастгоҳ,
Ки андар ҷаҳон дошт Парвизшоҳ.
Чу бугзашту бигзошт ин рӯзгор,
На судаш зи гул, на зиёне зи хор.
Яке гашт бо он ки ноне фарох.
Наёбад, набинад бару боғу кох! *.

[2] ТпЗЛ — Ҳар он кас, ки дорад зи гетӣ умед,
Чу ҷӯяндахурмост аз шохи бед,
Чӣ тӯӣ бад-ин гуна гум карда роҳ,
Ба рӯзи сапеду шабони сиёҳ.
Аз ӯ ҳарчи ёбӣ ба дил кун писанд,
Гар эдун, ки ҷонро нахоҳӣ газанд.
Мадон хештанро ба ҷуз нотавон,
Агар дастрас бошадат як замон.
Ҷавонмардиву ростӣ пеша кун,
Ҳама некӯи андар андеша кун.
Бибахшу бихӯр, то тавонӣ дирам,
Ки ҷуз ин, дигар, ҷумла дардасту ғам.
• Чӣ некӯтар аз мо вафодор дӯст,
Вафодорӣ аз дӯстон бас накӯст.

[3] Л — б. 473 нест.

* И — Танҳо ин б. мавҷуд аст.

Чу панҷоҳу се рӯз бугзашт аз ин,
Қи шуд кушта он шоҳи боофарин,

Ба Ширин фиристод Ширӯй кас,
Қи «эй реману ҷодуви дастрас,

Ҳама ҷодуи дониву бадхӯй,
Ба Эрон гунаҳгортар кас туй.

Ба тунбал ҳамедоштӣ шоҳро,
Ба чора фуруд оварӣ моҳро.

Битарс, эй гунаҳгор, назди ман ой,
Ба айвон чунин шоду эмин [1] мапой».

Барошуфт Ширин зи пайғоми [2] ӯй,
В-аз он бегунаҳ зишт дашноми [3] ӯй.

Чунин гуфт, к-«он кас, ки хуни падар
Бирезад, мабодош болову фар.

Набинам ман ин бадкунишро зи дур,
На ҳангоми мотам, на ҳангоми сур».

Дабире биёвард андӯхбаре,[4]
Ҳамон сохта паҳлавӣ дафтаре.

Бад-он марди донанда андарз кард,
Ҳама хоста пеши ӯ арз кард.

Ҳамедошт лахте ба сандуқ заҳр,
Қи заҳраш набоист ҷустан ба шаҳр.

Ҳамедошт он заҳр бо хештан,
Ҳама [5] дӯхт сарви чаманро кафан,

Фиристод посух ба Ширӯй боз,
Қи «эй тоҷвар шоҳи гарданфароз,

---

[1] Л — хуррам. [2] И — гуфтори. [3] И — бемаза зишт ки
[4] Л — андӯхваре. [5] Л — Суман.

Суханҳо, ки гуфтӣ ту, барг асту бод,
Дилу ҷони он бадкуниш паст бод!

Куҷо ҷодуӣ дар ҷаҳон ҷуз ба ном,
Шунудасту будаш аз ин шодком.

В-агар шоҳ аз ин расму андоза буд,
Ки рои вай аз ҷодуӣ тоза буд.

Ки ҷодӯ будӣ кас ба мушкӯи шоҳ.[1]
Ба дида бидидӣ ҳаме рӯи шоҳ.[2]

Маро аз паи фарраҳӣ доштӣ,
Ки шабгир чун хашм нагмоштӣ.

Зи мушкӯи заррин маро хостӣ,
Ба дидори ман ҷон биёростӣ.

Зи гуфтори чунин сухан шармдор,
Набояд сухан каж бари шаҳриёр.

Зи дидори некидиҳиш ёд кун,
Ба пеши кас андар магӯ ин сухун».

Бибурданд посух ба наздики шоҳ,
Барошуфт Ширӯй аз он бегуноҳ.

Чунин гуфт, к-«аз омадан чора нест,
Чу ту дар замона суханхора нест».[3]

Чу бишнид Ширин, пур аз дард гашт,
Бупечид, ранги рухаш зард гашт.

Чунин дод посух, ки «назди ту ман
Наёям магар бо яке анҷуман,

---

[1] ИЛ — ӯ. [2] ИЛ — Ҳамон рӯи ӯ.

[3] ТпЗЛ — Биёю сари тоҷи моро бубин,
Агар ҳаст зебанда, кун офарин.

Ки бошанд пеши ту донандагон,
Ҷаҳондидаву чиз хонандагон».

Фиристод Ширӯй панҷоҳ мард,
Биёвард донандаву сол х(в)ард.

В-аз он пас ба Ширин фиристод кас,
Ки бархезу пеш ою гуфтор бас».

Чу Ширин шунид он, кабуду сиёҳ
Бипӯшиду омад ба наздики шоҳ.

Бишуд тез то гулшани шодагон,
Ки буд ҷои гӯянда озодагон.

Нишаст аз паси пардаи подшо,
Чунон чун бувад мардуми порсо.

Ба наздики ӯ кас фиристод шоҳ,
Ки аз сӯги Хусрав даромад ду моҳ,

Кунун ҷуфти ман бош, то бар хӯрӣ,
Бад-он то бари [1] кеҳтаре нангарӣ.

Бидорам туро ҳам ба сони падар,
В-аз он низ номитару хубтар.

Бад-ӯ гуфт Ширин, ки «дорам нахуст
Бидеҳ, в-онгаҳе ҷони ман пеши туст.

Аз он пас наёсоям аз посухат,
Зи фармону рою дили фаррухат».

Бад-он гашт Ширӯй ҳамдостон,
Ки баргӯяд он хубрух достон.

Зани меҳтар аз парда овоз дод,
Ки «эй шоҳ, пирӯз бодиву [2] шод! [3]

---

[1] Л — сӯи. [2] Л — бошиву. [3] И — род.

Ту гуфтӣ, ки ман бадзану ҷодуям,
Зи покиву аз ростӣ як сӯям».

Бад-ӯ гуфт Шируй: «Буд инчунин,
Зи тезӣ ҷавонон нагиранд кин».

Чунин гуфт Ширин ба озодагон,
Ки буданд дар гулшани шодагон,

Ки «аз ман чӣ дидӣ шумо аз бадӣ,
Зи ториву кажживу нобихрадӣ?

Басе сол бонуи Эрон будам,
Ба ҳар кор пушти далерон будам.

Наҷустам ҳамеша [1] ҷуз аз ростӣ
Зи ман дур буд кажживу костӣ.[2]

Басе кас ба гуфтори ман шаҳр ёфт,
Зи ҳаргунае [3] аз ҷаҳон баҳр ёфт.

Ба Эрон кӣ дид аз буна соям,
В-агар сояи тоҷу пероям?

Бигӯяд ҳар он кас, ки диду шунид,
Ҳама кор аз ин посух ояд падид».

Бузургон, ки буданд дар пеши шоҳ,
Зи Ширин ба хубӣ намуданд роҳ.

Ки чун ӯ касе [4] нест андар ҷаҳон,
Чи бар ошкоро, чи андар ниҳон.

Чунин гуфт Ширин, ки «эй меҳтарон,
Ҷаҳондидаву коркарда сарон!

---

[1] И — ба гетӣ. [2] Л — Пас аз б. 517 ин б. омада:

Худованд донад зи рози ҷаҳон,
Ки ӯ донад аз ошкору ниҳон.
Қ-аз он гаҳ, ки дар пардаи Хусравам,
На бар бад ғунудам, на ҳам бирнавам.

[3] Л — Ба ҳар порае. [4] ИЛ — зане.

Ба се чиз бошад занонро беҳӣ,
Ки бошанд зебои тахти меҳӣ.

Яке он ки бо шарму бо хостаст,
Ки ҷуфташ бад-ӯ хона оростаст.

Дигар он ки фаррух писар зояд ӯй,
Зи шӯи хуҷаста бияфзояд ӯй.

Савӯм он ки болову рӯяш бувад,
Ба пӯшидагӣ низ мӯяш бувад.

Бад-он гаҳ, ки ман ҷуфти Хусрав шудам,[1]
Ба пайвастагӣ [2] дар ҷаҳон нав шудам.[3]

Чу бекому бедил биёмад зи Рум,
Нишасташ набуд андар ин марзу бум.

Аз он пас бад-он комгорӣ расид,
Ки кас дар ҷаҳон он надиду шунид,

В-аз ӯ низ фарзандам омад чаҳор,
Бад-эшон чунон шод буд шаҳриёр,

Чу Настӯру чун Шаҳриёру Фуруд,
Чу Мардоншаҳ, он тоҷи чархи кабӯд.

Зи Ҷамму Фаридун чу эшон назод,
Забонам мабод, ар бупечам зи дод».[4]

Бигуфт ину букшод чодар зи рӯй,
Ҳамарӯй моҳу ҳама пушт мӯй.

Се дигар чунин аст рӯям, ки ҳаст,
Яке гар дурӯғ аст, бинмой даст.

---

[1] Л — будам. [2] Л — пӯшандагӣ. [3] Л — будам.

[4] ТпЗ — Ки ҳар чор акнун ба хок андаранд,
Гурозон ба минӯи пок андаранд.

Маро аз ҳунар мӯй буд дар ниҳон,
Ки онро надидӣ кас андар ҷаҳон.

Намудам ҳама пешат ин ҷодӯй,
На аз тунбалу макр аз бадхӯӣ.

На кас мӯи ӯ пеш аз ин дида буд,
На аз меҳтарон низ бишнида буд.

Зи дидор пирон фурӯ монданд,
Хаю зери лабҳо барафшонданд.

Чу Ширӯй рухсори Ширин бидид,
Равони ниҳонаш зи тан барпарид.[1]

Варо гуфт: «Ҷуз ту набояд касам,
Чу ту ҷуфт ёбам зи Эрон басам».[2]

Зани хубрух посухаш дод боз,
Ки аз шоҳи Эрон наям бениёз.

Ду ҳоҷат бихоҳам, ки фармон диҳӣ,
Ки бар ту бимонод шоҳаншаҳӣ».

Бад-ӯ гуфт Ширӯй: «Ҷонам туроcт,
Дигар орзӯ ҳарчи хоҳӣ равост».

Бад-ӯ гуфт Ширин, ки «ҳар хоста,
Ки будам бар ин кишвар ороста,

Аз ин пас супорӣ якояк ба ман,
Ҳама пеши ин номдор анҷуман.

Бад-ин нома андар занӣ хатти хеш,
Ки безорам аз чиз ва аз камму беш».

---

[1] ТпЗЛ — Чунон хира монд андар он чеҳри ӯй,
Ки шуд дилаш оганда аз меҳри ӯй.

[2] ТпЗЛ — Наёям бурун ман зи фармони ту,
Нигорам абар дида паймони ту.

Бикард ончи фармуд Ширӯй зуд,
Зан аз орзуҳо чу посух шунуд.

Ба роҳ[1] омад аз гулшани шодагон,
Зи пеши бузургону озодагон.

Ба хона шуду банда озод кард,
Бад-он хоста бандаро шод кард.

Дигар ҳарчи будаш ба дарвеш дод,
Бад-он к-ӯ варо хеш буд, беш дод.

Бубахшид чанде ба оташкада,
Чи бар[2] ҷои наврӯзу ҷашни сада,

Дигар бар куноме ки вайрон буди,
Работе ки ороми шерон буди,

Ба музди ҷаҳондор Хусрав бидод,
Ба неки равони варо кард шод.

Биёмад бад-он боғу букшод рӯй,
Нишаст аз бари хоки берангу бӯй,

Ҳама бандагонро бари хеш хонд,
Мар он ҳар якеро ба хубӣ нишонд.

Чунин гуфт аз он пас ба бонги баланд,
Ки «ҳар кас ки ҳаст, аз шумо арҷманд!

Ҳама гӯш доред гуфтори ман,
Набинад касе низ дидори ман![3]

Магӯед яксар ҷуз аз ростӣ,
Наёяд зи донандагон костӣ.

---

[1] Л — Берун. [2] Л — Ҳамон.

[3] ТпЗЛ — Битарсед аз довари додхоҳ,
Фурӯзандаи ахтару ҳуру моҳ.

Қ-аз он пас, ки ман пеши Хусрав шудам,
Ба мушкӯи заррини ӯ нав шудам.

Сари бонувон будаму фарри шоҳ,
Аз он пас чӣ пайдо шуд аз ман гуноҳ?

Набояд сухан ҳеҷ гуфтан ба рӯй,
Чи рӯй ояд [1] андар зане чораҷӯй.

Ҳама яксар аз ҷой бархостанд,
Забонҳо ба посух биёростанд.

Ки «эй номвар, бонуи бонувон,
Сухангӯву донову равшанравон!

Ба яздон, ки ҳаргиз туро кас надид,
На низ аз паси парда ово шунид.

Ҳамоно зи ҳангоми Ҳушанг боз,
Чу ту низ наншаст бар тахти ноз».

Ҳама ходимону парастандагон,
Ҷаҳонҷӯву бедордил бандагон.

Ба овоз гуфтанд, к-эй сарфароз!
Ситуда ба Чину ба Руму Тароз.

Кӣ ёрад сухан гуфтан аз ту ба бад,
Бадӣ кардан [2] аз рӯи ту кай сазад?».

Чунин гуфт Ширин, ки «он бадкуниш,
Ки чархи баландаш кунад сарзаниш,

Падарро бикушт аз паи тоҷу тахт,
К-аз ин пас ду чашмаш мабинод бахт.

Магар маргро пеш девор кард,
Ки марги падар з-он нишон хор кард!

---

[1] Л — рӯ бояд [2] Л — гуфтан.

Паёме фиристод наздики ман,
Ки торик шуд ҷони борики ман.

Бад-он гуфтам, ин буд, ки то[1] зиндаам,
Ҷаҳонофаринро парастандаам.[2]

Падидор кардам ҳама роҳи хеш,
Пур аз дард[3] будам зи бадхоҳи хеш.

Пас аз марги ман бар сари анҷуман,
Забонаш магар бад сарояд зи ман».[4]

Зи гуфтори ӯ вижа гирьён шуданд,
Ҳам аз дарди Парвиз бирьён шуданд.

Чу рафтанд гӯяндагон назди шоҳ,
Шунида бигуфтанд аз он бегуноҳ.

Бипурсид Ширӯй, к-«он некхӯ,[5]
Дигар аз чӣ чиз омадаш орзӯ?»[6]

Фиристод Ширин ба Ширӯй кас,
Ки «акнун яке орзӯ монду бас.

Кушоям дари дахмаи шоҳ боз,
Ба дидори ӯ омадастам ниёз».

Чунин гуфт Ширӯй, к-ин ҳам равост,
Ба дидори он меҳтар ӯ подшост.

Нигаҳбон дари дахмаро боз кард,
Зани порсо мӯя оғоз кард.

Бишуд, чеҳр бар чеҳри Хусрав ниҳод,
Гузашта суханҳо ҳама кард ёд.

---

[1] Л — инро, ки ман. [2] Л — ба дил бандаам. [3] Л — Ки пу[р]
дард.

[4] Тп — Ҳар он, к-аз шумо буд банда маро,
Шуд озоду аз ман кушода маро!

[5] Л — Эй некхӯй. [6] Л — Се дигар, чи чиз омадат орзӯ?

Ҳамонгоҳ заҳри ҳалоҳил бих(в)ард,
Зи ширинравонаш баровард гард.

Нишаста бари шоҳ пӯшидарӯй,
Ба тан-дар яке ҷома кофурбӯй,

Ба девор пушташ ниҳода,[1] бимурд,
Бимурду зи гетӣ ситоиш бибурд.

Чу бишнид Ширӯй, бемор гашт,
Зи дидори ӯ пур зи тимор гашт.

Бифармуд то дахма дигар кунанд,
Зи мушку зи кофураш афсар кунанд.

Дари дахмаи шоҳ кард устувор,
Бар ин барнаёмад басе рӯзгор,

Ки Ширӯйиро заҳр доданд низ,
Ҷаҳонро зи шоҳон пур омад қафиз.

Ба шумӣ бизоду ба шумӣ бимурд,
Ҳамон тахти шоҳон писарро супурд.

Қасе подшоҳӣ кунад ҳафт моҳ,
Ба ҳаштӯм зи кофур ёбад кулоҳ.[2]

Ба гетӣ беҳӣ беҳтар аз гоҳ нест,
Бадӣ батар аз умри кӯтоҳ нест.

Кунун подшоҳии шоҳ Ардашер
Бигӯям, ки пеш омадам ногузир.

---

[1] Л — ниҳоду. [2] Л — Пас аз б. 593 ин б. омада:

Кунад гирд бар гардани худ база,
Аз он подшоҳӣ чӣ ёбад маза?!

# ПОДШОҲИИ АРДАШЕРИ ШИРӮЙ

*Шаш моҳ буд*

**Бар тахт нишастани Ардашери Широ̄й ва андарз кардан ба сардорон**

Чу биншаст бар тахт шоҳ Ардашер,
Аз Эрон бирафтанд барнову пир.

Басе номдорони гашта кӯҳан,
Бад-он то чигуна бароянд сухан.[1]

Забон баркушод Ардашери ҷавон,
Чунин гуфт к-«эй кордида гавон!

Ҳар он кас, ки бар тахти шоҳӣ нишаст,
Кушодазабон боду яздонпараст.

Бар оини шоҳони пешин равем,
Ҳамон аз паси фарраи дин равем.

Ба яздони некидиҳиш ёд бод,
Ҳама кардану кори мо дод бод!

Гаронмоягонро гиромӣ кунам,
Парастандагон низ номӣ кунам.[2]

Ба Парвези Хусрав супурдам сипоҳ,
Ки аз дод шодасту шодон зи шоҳ.

---

[1] Тп — Бари шоҳ биншаста аз ҳар сӯе,
Ҳамон номдорон ба ҳар паҳлӯе.

[2] Л — Парастандагонро ҳама баркашем,
Ситамгорагонро ба хун даркашем;

ТпЛ — Кунам тоза оини Нӯширавон,
Шавад шод озодагонро равон.
Наёбанд ором аз ман бадон,
Набошам замоне абе мӯъбадон *
Зи ман густурад дар ҷаҳон эманӣ.
Ниҳонӣ кунам расми оҳарманӣ.
Сипаҳро ба андоза поя диҳам,

* Л — Зи ганҷам ҷаҳон ороста,
Нур аз боғу нурмӯъбаду хоста.

Ба Эрон чу бошад чун ӯ паҳлавон,
Бимонед шодону равшанравон».

Басе кас ба гуфтораш ором ёфт,
В-аз ороми ӯ ҳар касе ном ёфт.

### Ноҳуш будани Гуроз аз подшоҳии Ардашер ва ба чораи ӯ кушта шудани Ардашер ба дасти Фирӯзи Хусрав

Пас огоҳӣ омад ба сӯи Гуроз,
Қ-аз ӯ буд Хусрав ба гурму гудоз.

Фиристод гӯяндаеро зи Рум,
Ки дар хок шуд тоҷи Ширӯи шум.

Ки ҷонаш ба дӯзах гирифтор бод,
Сари дахмаи ӯ нагунсор бод!

Чу Хусрав, ки чашму дили рӯзгор
Набинад чун ӯ низ як шаҳриёр.

Ки моро расид аз вай ин сарварӣ,
Аз ӯ бозгаштам ба фармонбарӣ.

---

Ба ҳар корашон низ моя диҳам,**
Ба динор эшон кунам шодмон,
Набояд, ки бошад касе бадгумон,
Ҳар он кас, ки уммед дорад ба мо,
Бигӯяд, кунам дар замонаш раво.
Зи лашкар яке гар зи фармони мо,
Бурун ояд аз аҳду паймони мо,
Ҷуз аз куштани ӯ набошад раво,
Чунин аст бодафраи носазо ***.

** Л — Пас аз ин б. омада:

Ҳама шаҳри Эрон кунам чун ирам,
Намонам, ки бошад кас аз ман дижам.

*** Л — Пас аз ин б. омада:

Чу доранд фармони моро нигоҳ,
Ба наздикӣ мо ҳасташон дастгоҳ.

Қӣ донист ҳаргиз, ки сарви баланд
Ба боғ аз гиё ёфт хоҳад газанд?!

Замона фурӯд орад ӯро зи тахт,
Битобад ба якбора з-ӯ рӯй бахт.[1]

Шавад чархи гарданда бо ӯ ба кин,
Қунад баҳри ӯро ниҳон дар замин.

Бигирад аз ӯ меҳтарӣ ҳуру моҳ,
Ситонад зи шоҳе чунон тоҷу гоҳ.[2]

Чу Ширӯйро шаҳриёрӣ диҳад,[3]
Ҳама шаҳри Эрон ба хорӣ диҳад.[4]

Набудам ман огаҳ зи Парвез шоҳ,
Зи гуфтори он бадтанон шуд табоҳ.[5]

Чу ӯ рафту шуд тоҷдор Ардашер,
На з-ӯ шод бошанд барнову пир.

Нахоҳам, ки бошад чун ӯ шаҳриёр,
Агарчанд бешоҳ шуд рӯзгор.

Қи ӯро басе доварӣ дар сар аст,
Ҳамон рой бо лашкари дигар аст.[6]

Маро гар зи Эрон расад ранҷ баҳр,
Намонам, ки бар вай ҷаҳад бод шаҳр.

Биёям кунун бо сипоҳи гарон,
Зи Руму зи Эрон гузида сарон.

Бубинем то кист он кадхудой,
Ки бошад писандаш бад-ингуна рой.

---

[1] ИЛ — б. 17 нест. [2] Л — б. 19 нест; И — б. 15—19 нес
[3] Л — диханд. [4] Л — диханд. [5] ИЛ — б. 21 нест. [6] И — б. 2
24 нест.

Чунон барканам бехи ӯро зи бун,
Қ-аз он пас наронад зи шоҳӣ сухун.

Наванде барафганд пӯён ба роҳ,
Ба наздики пирони эронсипоҳ.

Дигаргуна оҳанг бадкома кард,
Ба Пирӯзи Хусрав яке нома кард.

Ки шуд тира он тахти шоҳаншаҳон,[1]
Ҷаҳонҷӯй бояд, ки бандад миён.

Тавонӣ, магар чорае сохтан,
Зи ҳаргуна андеша андохтан.

Биҷӯй басе ёри барнову пир,
Ҷаҳонро бипардозӣ аз Ардашер.[2]

В-аз он пас биёбӣ ҳама коми хеш,
Шавӣ эмину шод аз ороми хеш.

Гар эдун, ки ин роз берун диҳӣ,
Ҳаме ханҷари кинаро хун диҳӣ.

Ман аз Рум чандон сипоҳ оварам,
Ки гетӣ ба чашмат сиёҳ оварам.

Ба жарфӣ нигаҳ дор гуфтори ман,
Мабодо, ки хор оядат кори ман.[3]

---

[1] Л — ин бахти Сосониён. [2] Л — Пас аз б. 33 ин б. омад

Чу гардад сару тоҷи ӯ нопадид,
Чу хоҳем шоҳӣ, тавон баргузид.

[3] ТпЗЛ — Набояд, ки гардӣ ба хира ҳалок,
Зи гоҳи бузургӣ машав зери хок.
Пушаймонӣ онгаҳ надорад-т суд,
Чу шамшери ман сар ба кина дурудл *

* Л — танҳо ин б. ҳаст.

Чу Пирӯзи Хусрав чунин нома дид,
Ҳама пешу пас рои худкома дид.[1]

---

[1] ТпЗЛ — Басе кард андеша дар ин сухан,
Бизад рой бо меҳтарони куҳан.
Ки ин кор пеш омадам ногаҳон,
Шавад ошкоро бар ӯ-бар ниҳон,
Чунин посух омад зи пирон бад-ӯй,
Ки «Эй пурҳунар меҳтари номҷӯй!
Гар эдун, ки ин шоҳ гардад табоҳ,
Табаҳ гаштани мо сазад з-ин гуноҳ».
Чунин бад макун ту, ба гуфти Гуроз,
Ҳамон чораи кор некӯ бисоз.
Бикун посухи нома андар х(в)араш,
Аз ин хоб бедор гардон сараш.
Бигӯяш, макун рои яздон табоҳ.
Мадеҳ девро бар дили хеш роҳ.
Барандеш аз кори Парвизшоҳ
Аз он носазовор кори табоҳ.
Чу ӯро фуруд овариди зи тахт,
Шуд аз тухми сосон ба якбор бахт.
Чу Ширӯй бар тахти шоҳӣ нишаст,
Қамар бар миёни каёнӣ бубаст».
Ҳама орзӯ рӯзи Парвиз буд,
Ки мағзаш ба ҳар корҳо тез буд.
Дигар гашт гетӣ аз он сон, ки буд,
Наёвард аз он мояи кор суд.
Чунон шуд зи беҳуда кори ҷаҳон,
Ки якбора шуд некӯиҳо ниҳон.
Кунун то ба ҷои Қубод Ардашер,
Ба шоҳӣ нишаст аз фарози сарир.
Ҷаҳон шуд зи авранги ӯ шодмон,
Бинозад зи фарраш замину замон.
Чи бояд, ки арманда гетӣ чунин,
Пурошӯб гардад зи дарду зи кин.
Макӯбед дарҳои бадро ба мушт,
На фаррух бувад бегунаҳ шоҳ кушт.
Набояд, ки ин гунбади тезгард,
Аз Эрон барорад аз ин кина гард.
Битарсам, ки яздон бар эрониён,
Аз ин бадтариҳо сар орад замон».
Чи Пирӯз бишнид аз ингуна панд,
Навишт ӯ яке номаи судманд.
Ба назди Гуроз он бади баднажод,
Ки чун ӯ сипаҳбуд ҷаҳонро мабод!
Чу огоҳ шуд з-он суханҳо Гуроз,
Ту гуфтӣ касе дил гирифташ ба коз.
Зи Фирӯз Хусрав барошуфт сахт.

* Л — б. 10—15 нест.

Дили равшани номвар шуд сиёҳ,
Ки то чун кунад бад, бад-он зодшоҳ [1]

Варо хондӣ ҳар замон Ардашер,
Ки гӯянда марде буду ёдгир.

Баросой [2] дастур будӣ варо,
Ҳамон низ ганҷур будӣ варо.

Биёмад шаби тирагун, бор ёфт,
Маи равшану чарбгуфтор ёфт.

Нишаста ба айвони хеш Ардашер,
Тани чанд бо ӯ зи барнову пир.

Чу Пирузи Хусрав биёмад бараш,
Ту гуфтӣ зи гардун баромад сараш.

Бифармуд, то бар кашиданд руд,
Шуд айвони ӯ пур зи бонги суруд,

Чу ниме шаби тира андар кашид,
Сипаҳбуд май як даме [3] баркашид.

---

Сипаҳбуд баророст ҳаргуна рахт.
Бифармуд лашкар, ки берун шаванд,
В-аз он шаҳр яксар ба ҳомун шаванд.
Аз ин огаҳӣ сӯи Фирӯз рафт,
Ҳаюне барафганд, Фирӯз тафт,
Ба назди Тухору мар ӯро бихонд,
Аз ин-дар суханҳо фаровон биронд.
Зи кори Гурозаш чу дод огаҳӣ,
В-аз он кина бо тоҷи шоҳаншаҳӣ.
Ба Фирӯзи Хусрав зи назди Тухор,
Чунин посух омад, ки «Эй номдор,
Ба хуни бузургони Эрон макӯш,
Сухан ҳарчи гӯяд Гуроз, он нюош.
Чу он нома бинвиштай сӯи ӯй,
Наёяд магар назди ту кинаҷӯй.
Чу Пирӯзи Хусрав чунин нома дид,
Аз андешаи бад дилаш н-орамид.

[1] Л — подшоҳ; И — бад чигуна сиголад ба шоҳ. [2] Л — Бад-он сон. [3] Л — маи якманӣ.

Шуда маст ёрони шоҳ Ардашер,
Намонд эч ромишгари ёдгир.

Бадандеш ёрони ӯро биронд,
Ба ҷуз шоҳу Пирӯзи Хусрав намонд.

Ҷафопеша аз пеши хона биҷаст,
Лаби шоҳ бигрифт ногаҳ ба даст.

Ҳамедошт, то шуд табоҳ Ардашер,
Ҳама кох шуд пур зи шамшеру тир.

Ҳама ёри Пирӯзи Хусрав буданд,[1]
Агар навҷаҳонҷӯй, агар гав буданд.[2]

Ҳаюне барафганд назди Гуроз,
Яке номае низ бо он дароз.

Фиристода чун шуд ба наздики ӯ,
Чу хуршед шуд ҷони торики ӯ.

Биёвард аз он бум чандон сипоҳ,
Қи бар мӯру бар пашша барбаст роҳ.

Ҳаметохт чун бод то Тайсафун,
Сипоҳаш ҳама даст шуста ба хун.[3]

Зи лашкар наёраст дам зад касе,
Набуд худ бад-он шаҳр мардум басе.[4]

---

[1] ИЛ — шуданд.

[2] ТпЗ — Варо подшоҳӣ ду маҳ буду чор.
Бад-ин сон зи умраш баромад димор.

[3] ТпЛ — Чу овард аз он рӯи Эрон сипоҳ,
Пазира шуданаш бузургон ба роҳ.

[4] ТпЗЛ — Гуроз андар омад ба шаҳр андарун,
На дастурро монду на раҳнамун,
Яке ҷой бугзид холӣ Гуроз.
Нишастанд бо ӯ бузургон ба роз.

# ПОДШОҲИИ ФАРОИН ГУРОЗ

*Панҷоҳ рӯз буд*

## Тахт ситудани Гуроз

Фароин чу тоҷи каён барниҳод,
Ҳамегуфт чизе ки омадш ёд.

Ҳамегуфт, шоҳӣ кунӣ як замон
Нишинӣ бар ин тахт-бар шодмон,

Беҳ аз бандагӣ тӯхтан шаст сол,
Баровварда ранҷу фурӯ бурда ёл.[1]

---

Чу букшод Фирӯзи Хусрав забон,
Чунин гуфт, к-«эй номвар паҳлавон,
Киро баргузидӣ ба шоҳаншаҳӣ,
Ки зебанда бошад ба тоҷи меҳӣ?»
Чунин дод посух набарда Гуроз,
Ки «Чизе надорем аз Эрон ба роз.
Бубинед фардо яке шоҳи нав,
Нишаста абар гоҳ чун моҳи нав.
Ба дониш бувад мардро обрӯй,
Ба бедонишӣ то тавонӣ мапӯй.
Сухан хуб гӯяд, чу дорад хирад,
Чу бошад хирад, раста гардад зи бад,
Накӯтар ҳунар мардро бихрадист.*
Ки кори ҷаҳону раҳи эзадист,
Ба коре ки зебо набошад касе,
Набояд, ки ёд оварад з-он басе,
Ки худро бад-он хира расво кунад,
В-агарчанд кирдори воло кунад.
Чу аз сар хирад рафту аз чашм шарм,
Ҳамон ному нангу ҳамон сарду гарм,
Надорад аз ин ҳеҷ номард бок,
Чи он мард зинда, чӣ дар зери хок **
Ҳама некӯӣ пеша кун, гар тавон,
Ки бар кас намонад ҷаҳон ҷовидон.
Ҳама мардумӣ бояд онни ту,
Ҳамон родиву ростӣ дини ту.

[1] ТпЗЛ — Нишинам ба шоҳӣ ҳаме солиён,
Ҳама пӯшиш аз ҳазз в-аз парниён.

* Л — ин б. нест. ** Л — ин б. ва б. пеш аз ин нест.

Пас аз ман писар барнишинад ба гоҳ,
Ниҳад бар сар ин хусравонӣ кулоҳ.[1]

Ниҳонӣ бад-ӯ гуфт меҳтарписар,
Ки «акнун ба гетӣ туӣ тоҷвар.

Мабош эмину ганҷро чора кун,
Ҷаҳонбон шудӣ, кор якбора кун.

Чу аз тухмаи шаҳриёрон касе
Биёяд, намонӣ ту, эдар басе»[2]

В-аз ин пас чунин гуфт кеҳтарписар,
Ки «акнун ба гетӣ туӣ тоҷвар.

Сазовори шоҳӣ сипоҳ асту ганҷ,
Чу бо ганҷ бошӣ, намонӣ ба ранҷ.

Фаридун, ки буд Обтинаш падар,
Мар ӯро, ки буд пеши ӯ тоҷвар,

Ҷаҳонро ба се пури фархунда дод
Ки андар ҷаҳон ӯ буд аз дод шод.

Ба мардиву ганҷ ин ҷаҳонро бидор,
Назояд зи модар касе шаҳриёр.[3]

Варо хуштар омад бад-ин сон сухан,
Ба меҳтарписар гуфт: «Хомӣ макун,

---

[1] ТпЗЛ — Ба сони падар шаҳриёре бувад,
Фарозад сару номдоре бувад.
Ҳар он к-ӯ ба мо шодмонӣ кунад,
Абар мардум ӯ комронӣ кунад.
Гаҳи базм дил шодмон майх(в)арем,
Гаҳи разм бадхоҳро бишкарем.

[2] ТпЗ — Зи Шоҳӣ ба дил монад андӯху дард,
Шавӣ зору бечораву рӯй зард.

[3] Л — б. 10—12 нест;

Тп — Чу фармон маро бошаду тоҷу тахт,
Бинозад бад-он мардуми некбахт.
Бияфрӯзад ин баршуда бахти ман,
Ба кайвон расонад сари тахти ман.

Аразро ба девони шоҳӣ нишонд,
Сипаҳро саросар ба даргоҳ хонд.

Шаби тираву рӯз динор дод,
Басе хилъати носазовор [1] дод.

Ба ду ҳафта аз ганҷи шоҳ Ардашер,
Намонд аз баҳое яке парри тир.[2]

Ҳамонгаҳ, ки рафтӣ ба май сӯи боғ,
Набурдӣ ба ҷуз шамъи анбар чароғ.

Чу ҳаштод дар пешу ҳаштод пас,
Паси шамъ ёрони фарьёдрас.

Ҳамон [3] таштҳи зарину симин будӣ,
Чу заррин будӣ, гавҳарогин будӣ.

Ҳама шаб будӣ хӯрдан оини ӯ,
Дили меҳтарон пур шуд аз кини ӯ.[4]

Шаби тира ҳамвора гардон будӣ,
Ба полизҳо, ё ба майдон будӣ.[5]

---

[1] Л — босазовор. [2] Л — Пас аз б. 16 ин б. омада:

Ҷаҳонро чунин шоҳ ҳаргиз мабод,
Ки аз бун надонад зибедод дод.
Ҳар он деҳ, ки вайрону бебар шавад,
Дар он ҷурд солору меҳтар шавад,
Чу он бахти Сосониён хира гашт,
Дили зердастон ҳама тира гашт.
Касе к-ӯ ба некӣ бувад носипос,
Зи бад рӯзу шаб бошад андар ҳарос.
Фароин бар ин сон ҳама чанд рӯз,
Ҳамеронд шоҳии давлат сапӯз.

[3] Л — Ҳама. [4] Л — Пас аз б. 20 ин б. омада:

Ҷуз аз хуфту хезу ҷуз аз хурду бурд,
Надонист он хирасар марди хурд.
Зи май маст ҳамвора хуфта будӣ,
Ба дастори Чин сар нухуфта будӣ.

[5] Л — Пас аз б. 21 ин б. омада:

Дилозурда з-ӯ гашт лашкар ҳама,
Пурошӯбу пурдард кишвар ҳама.

Намондаш аз Эрон касе дӯстдор,
Шикаст андар омад бад-он рӯзгор.[1]

Фароин ҳамин ноҷавонмард гашт,
Абе доду бебахшишу х(в)ард гашт.[2]

Ҳаме зарр бар чашм бардӯхтӣ,
Ҷаҳонро ба динор бифрӯхтӣ.

Ҳамерехт хуни сари бегуноҳ,
Аз он пас барошуфт аз вай сипоҳ.

Ба дашном лабҳо биёростанд,
Ҷаҳоне ҳама марги ӯ хостанд.

Ниҳонӣ ба як ҷой гирд омаданд,
Абар кори ӯ достонҳо заданд.

Шабе тира ҳурмузд Шаҳрон Гуроз,
Суханҳо ҳамегуфт чандон ба роз.

Гузида саворе зи шаҳри Ситахр,
Ки он меҳтаронро бад-ӯ буд фахр.

Ба эрониён гуфт, к-«эй меҳтарон,
Шуд ин рӯзгори Фароин гарон!

Ҳамедорад ӯ меҳтаронро сабук,
Чаро шуд чунин мағзу дилтон тунук?[3]

Ҳама дидаҳо з-ӯ шуда пурсиришк,
Ҷигар барнаҷӯшад якеро зи рашк.[4]

---

[1] И — б. 16—22 нест.

[2] ТпЗ — Ҷаҳоне зи бедоди ӯ гашт паст,
Зи дасташ ба сар барниҳода ду даст.

[3] Л — Пас аз б. 31 ин б. омада:

Битобид якбора аз дод рӯй,
Аз ин подшоҳӣ шуда рангу бӯй.
Касеро ба наздики ӯ нест об,
Аз ӯ гашт Эрон ба тобу хароб.

[4] И — пур зи хун шуд, на пайдо пизишк.

На сосониву на зи тухми каён,
Чаро пеши ӯ баст бояд миён?

Ҳамоно ки дилтон зи бар барбурид,
Ва ё заҳра шуд дар шикам нопадид?»[1]

Чунин дод посух бад-ӯ он сипоҳ,
Ки «чун кас намонд аз дари пешгоҳ.

На касро ҳамеояд аз рашк ёд,
Ки бардорадӣ дил бад-ин баднажод.

Барои ту гаштем ҳамдостон,
Ба гавҳар чӣ донӣ ту аз ростон?

К-аз ин шоҳи девонаи тезмағз,
На гуфтори неку на кирдори нағз.[2]

Чигуна раҳонем эронзамин,
Ки ҳаргиз мабодо бад-ӯ офарин?»

Бад-эшон чунин гуфт Шаҳрон Гуроз,
Ки «ин кори эрониён шуд дароз.

Гар эдун, ки бар ман насозед бад,
Кунед он, к-аз озодмардӣ[3] сазад.

Ҳам акнун ба нерӯи яздони пок,
Ман ӯро зи тахт андарорам ба хок».

Чунин ёфт посух аз эрониён,
Ки «бар ту мабодо, ки ояд зиён,

Ҳама лашкар имрӯз ёри туем,
Гарат з-ин бад ояд, ҳисори туем».

Чу бишнид ин гурди хусравпараст,
Ҳамеҷӯст бар шоҳи бемоя даст.

---

[1] И — б. 33—34 нест. [2] Л — б. 38 нест; И — б. 37, 38 нест.
[3] ИЛ — родмардӣ.

## Кушта шудани Фароин ба дасти Шаҳрон Гуроз

Биёрост як рӯз пас шаҳриёр,
Шуд аз шаҳр берун зи баҳри шикор.

Або ӯ аз эрониён лашкаре,
Ҳар он кас, ки кеҳ, буд агар меҳтаре.[1]

Фароин барангехт аз ҷой асп,
Ҳаметохт ҳар сӯ чу озаргушасп.

Саворон шуда гирд бо шаҳриёр,
Ба нахчир тозон зи баҳри шикор.

Бад-он гаҳ, ки зӣ шаҳр гаштанд боз,
Нигаҳ кард бебок Шаҳрон Гуроз

Бад-он шоҳи шуму зи таркаш нахуст[2]
Яке тири пӯлодпайкон биҷуст.

Барангехт аз ҷой аспи сиёҳ,
Ҳамедошт лашкар мар ӯро нигоҳ.

Камонро биёвард ҳаме даркашид,
Гаҳе бар бару гоҳ бар сар кашид.

Ба бозигарӣ тир бо зеҳ бубаст,
Чу шуд ғарқа пайкон-ш букшод шаст.

Бизад тир ногоҳ бар пушти ӯ,
Бияфтод тозона аз мушти ӯ.

Ҳама тир то парр дар хун гузашт,
Сари тир[3] аз ноф берун гузашт.[4]

---

[1] Л — меҳ буд, ё кеҳтаре. [2] И — б. 45—50 нест. [3] ИЛ — сҳан.

[4] Тп — Зи бора бияфтод шаҳ сарнагун,
Равон гашт аз он захми ӯ ҷӯи хун.
Бипечиду барзад яке боди сард,
Ба зорӣ бар он хоки тира зи дард.

Сипаҳ теғҳо баркашиданд пок,
Баромад шаби тира аз дашт хок.

Ҳама шаб ҳаме ханҷар андохтанд,
Яке аз дигар боз нашнохтанд.

Ҳаме ин аз он бистудӣ он аз ин,
Яке кард нафрин, яке офарин,

Чу пайдо шуд он дебаи зардранг,
Аз ӯ кӯҳ шуд ҳамчу пушти паланг.

Зи лашкар басе куштаву [1] кӯфта,
Савору сипаҳбуд ҳам ошуфта.[2]

Пароганда шуд он сипоҳи бузург,
Чу мешон, ки ёбанд ногоҳ гург.

Фаровон бимонданд бе шаҳриёр,
Наёмад касе тоҷро хостор.[3]

Биҷустанд фарзанди шоҳон басе,
Надиданд аз он номдорон касе.[4]

---

[1] Л — Басе хаста буду басе. [2] И — б. 60, 61 нест; Л — барошуфта. [3] И — б. 63 нест. [4] Л — Пас аз б. 64 ин б. омада:

Бикун кори гетӣ ба яздон яла,
Нашояд-т кардан зи гардун гила,
Ки харҷ — андар ӯ ҳаст, ояд падид,
Чунон гардад ӯ, к-эзидаш офарид.
Зи неку зи бад чарх огоҳ нест,
Сӯи кинаи ӯ туро роҳ нест.
Ҳама неку бадро фирebanda дон,
Худовандро роду донанда дон.
Туро н-аз паи ин ҷаҳон офарид,
Зи ҷону хирад мар туро ин сазид.

# ПОДШОҲИИ ПӮРОНДУХТ

*Шаш моҳ буд*

## Бар тахт нишастани Пӯрондӯхт ва куштани ӯ Пирӯзи Хусравро ва сипарӣ шудани рӯзгораш

Яке духтаре буд Пӯрон ба ном,
Чу зан шоҳ шуд, корҳо гашт хом.[1]

Бар он тахти шоҳиш биншонданд,
Бузургон бар ӯ гавҳар афшонданд.

Чунин гуфт пас духт Пӯрон, ки «ман-
Нахоҳам парогандани анҷуман,

Қасеро, ки дарвеш бошад, зи ганҷ
Тавонгар кунам, то намонад ба ранҷ.

Мабодо зи гетӣ касе мустаманд,
Ки аз дарди ӯ бар ман ояд газанд,

Зи кишвар кунам дур бадхоҳро,
Бар оини шоҳон кунам гоҳро.[2]

Нишоне зи Пирӯзи Хусрав биҷуст,
Биёвард ногоҳ марде дуруст.[3]

---

[1] Тп — Қи аз тухми сосон ҳамун монда буд,
Басе дафтари хусравон хонда буд.

[2] Л — Пас аз б. 6 ин б. омада:

Бадонро зи бад даст кӯтаҳ кунам,
Сӯи доду некӣ ҳаме раҳ кунам.
Ба дардам ман аз кушта шоҳ Ардашер,
Қунам чанд бадхоҳро дил ба тир.

[3] Л — Пас аз б. 7 ин б. омада:

Қи назди Гуроз аст бедарду ғам,
Нишаста шабу рӯз бо дил дижам.

Хабар чун ба наздики Пӯрон расид,
Зи лашкар яке номвар баргузид.[1]

[1] Л — Пас аз б. 8 ин б. омада:
Кучо номи ӯ Баҳмани номдор,
Ки пирӯз будӣ гаҳи корзор.
Бад-ӯ дод Пӯрон сипоҳе гарон,
Або тарки румиву баргустувон.
Бипардохт ганче пур аз хоста,
Шуд он лашкари гашн ороста.
Ба назди Гуроза фиристодашон,
Басе панду андарзҳо додашон.
Ки гар кушта, гар зинда он ду савор,
Ба назди ман оредашон зинҳор.
Чу бишнид ин достонро Гуроз
Ҳаме лашкари хешро кард соз.
Чу Баҳман сипаҳро ба роҳ оварид,
Ба пеши сипоҳаш сипоҳ оварид.
Гуроз, он бадандеши беному нанг,
Ки бар шаҳриёрон ҷаҳон кард танг.
Баробар ба кина фуруд омаданд,
Бари кӯҳ наздики руд омаданд.
Зи ҳарду сипаҳ хост овои кӯс,
Ҷаҳон шуд зи гарди сипаҳ обнӯс.
Чу он дид, Баҳман бурун шуд ба ҷанг,
Гирифта яке теғи ҳиндӣ ба чанг.
Шуд аз бонги он нои рӯину санҷ,
Ҳама гӯшҳо карру дилҳо ба ранҷ.
Бизад маймана ҳамла бар майсара,
Шикаст ӯ ҳама майсара яксара.
Аз эшон саворон фаровон бикушт,
Фаровон зи лашкар намуданд пушт.
Гуроз онҷунон дид, болой хост,
Яке ҷавшани меҳтаророй хост.
Ниҳода ба гардан бурун рафт гурз,
Намуд он бузургӣ зи болои бурз.
Чу Баҳман бидидаш, барангехт асп,
Даромад ба кирдори Озаргушасп,
Яке найза зад бар миёни Гуроз,
Шуд он захми найза миёнро маҳоз.
Зи бод андар овард гурзи гарон,
Гуроз, он бадандеши номеҳрубон.
Фурӯ кӯфт бар суфти Баҳман ба дард,
Ҷавонмард дарди далерон бих(в)ард.
Яке теғ зад бар бару гарданаш,
Ки то ноф бубрид тира танаш.
Чу шуд кушта бар дасти Баҳман Гуроз,
Сипоҳаш ҳазимат гирифтанд соз,
Ба лашкар чунин гуфт Баҳман, «Дамед!
Бароншон ба хоку ба хун дарниҳед»!

# ПОДШОҲИИ ПӮРОНДУХТ

*Шаш моҳ буд*

**Бар тахт нишастани Пӯрондухт ва куштани ӯ Пирӯзи Хусравро ва сипарӣ шудани рӯзгораш**

Яке духтаре буд Пӯрон ба ном,
Чу зан шоҳ шуд, корҳо гашт хом.[1]

Бар он тахти шоҳиш биншонданд,
Бузургон бар ӯ гавҳар афшонданд.

Чунин гуфт пас духт Пӯрон, ки «ман-
Нахоҳам парогандани анҷуман,

Қасеро, ки дарвеш бошад, зи ганҷ
Тавонгар кунам, то намонад ба ранҷ.

Мабодо зи гетӣ қасе мустаманд,
Ки аз дарди ӯ бар ман ояд газанд,

Зи кишвар кунам дур бадхоҳро,
Бар оини шоҳон кунам гоҳро.[2]

Нишоне зи Пирӯзи Хусрав биҷуст,
Биёвард ногоҳ марде дуруст.[3]

---

[1] Тп — Ки аз тухми Сосон ҳамун монда буд,
Басе дафтари хусравон хонда буд.

[2] Л — Пас аз б. 6 ин б. омада:

Бадонро зи бад даст кӯтаҳ кунам,
Сӯи доду некӣ ҳаме раҳ кунам.
Ба дардам ман аз кушта шоҳ Ардашер,
Кунам чанд бадхоҳро дил ба тир.

[3] Л — Пас аз б. 7 ин б. омада:

Ки назди Гуроз аст бедарду ғам,
Нишаста шабу рӯз бо дил дижам.

Хабар чун ба наздики Пӯрон расид,
Зи лашкар яке номвар баргузид.[1]

[1] Л — Пас аз б. 8 ин б. омада:
Кучо номи ӯ Баҳмани номдор,
Ки пирӯз будӣ гаҳи корзор.
Бад-ӯ дод Пӯрон сипоҳе гарон,
Або тарки румиву баргустувон.
Бипардохт ганҷе пур аз хоста,
Шуд он лашкари гашн ороста.
Ба назди Гуроза фиристодашон,
Басе панду андарзҳо додашон.
Ки гар кушта, гар зинда он ду савор,
Ба назди ман оредашон зинҳор.
Чу бишнид ин достонро Гуроз
Ҳаме лашкари хешро кард соз.
Чу Баҳман сипаҳро ба роҳ оварид,
Ба пеши сипоҳаш сипоҳ оварид.
Гуроз, он бадандеши беному нанг,
Ки бар шаҳриёрон ҷаҳон кард танг.
Баробар ба кина фуруд омаданд,
Бари кӯҳ наздики руд омаданд.
Зи ҳарду сипаҳ хост овои кӯс,
Ҷаҳон шуд зи гарди сипаҳ обнӯс.
Чу он дид, Баҳман бурун шуд ба ҷанг,
Гирифта яке теғи ҳиндӣ ба чанг.
Шуд аз бонги он нои рӯину санҷ,
Ҳама гӯшҳо карру дилҳо ба ранҷ.
Бизад маймана ҳамла бар майсара,
Шикаст ӯ ҳама майсара яксара.
Аз эшон саворон фаровон бикушт,
Фаровон зи лашкар намуданд пушт.
Гуроз ончунон дид, болой хост,
Яке ҷавшани меҳтаророй хост.
Ниҳода ба гардан бурун рафт гурз,
Намуд он бузургӣ зи болои бурз.
Чу Баҳман бидидаш, барангехт асп,
Даромад ба кирдори Озаргушасп,
Яке найза зад бар миёни Гуроз,
Шуд он захми найза миёнро маҳоз.
Зи бод андар овард гурзи гарон,
Гуроз, он бадандеши номеҳрубон.
Фурӯ кӯфт бар суфти Баҳман ба дард,
Ҷавонмард дарди далерон бих(в)ард.
Яке теғ зад бар бару гарданаш,
Ки то ноф бубрид тира танаш.
Чу шуд кушта бар дасти Баҳман Гуроз,
Сипоҳаш ҳазимат гирифтанд соз,
Ба лашкар чунин гуфт Баҳман, «Дамед!
Бароншон ба хоку ба хун дарниҳед»!

Бибурданд Пирӯзро пеши ӯй,[1]
Бад-у гуфт, к-«эй бадтани киначӯй,

Зи коре, ки кардӣ, биёбӣ ҷазо,
Чунон чун бувад дархӯри носазо.

Мукофот ёбӣ зи карда кунун,
Биронам зи андоми ту ҷӯй хун.

Аз охур ҳамонгаҳ яке курра хост,
Ба зин андарун нуз нобуда рост.

Бубасташ бар он асп-бар ҳамчу санг,
Фиганда ба гардан-дараш полаҳанг.

Чунон курраи тези нодидазин
Ба майдон кашид он худованди кин.

Саворон ба майдон фиристод чанд,
Ба фитроқ-бар гирд карда каманд.

Ки то курра ӯро ҳаметохтӣ,
Замон то замонаш барандохтӣ.

Задӣ хештан ҳар замон бар замин,
Бар он курра-бар буд [2] чанд офарин.

---

Фиганданд чандон бар он размгоҳ,
Ки аз кушта ҳар сӯ ниҳон гашт роҳ.
Аз эшон фаровон гирифтанд асир,
Чи хаста ба теғу чи хаста ба тир.
Чу Пирӯзи Хусрав гирифтор шуд,
Сипаҳбуд зи андарз безор шуд.
Аз он ҷойгаҳ назди шоҳ омаданд,
Ба айвони Пӯрон зи роҳ омаданд.
Чу Баҳман сару тоҷи Пӯрон бидид,
Абар номи ӯ офарин густарид,
Ба наздики ӯ бурд Пирӯзро,
Дилозор марди ҷигарсӯзро.

[1] Л — Чу Пирӯзро шоҳи нав дид рӯй. [2] Л — хонд.

Чунин то бар ӯ-бар бидаррид чарм,
Ҳамерафт хун аз танаш нарм-нарм.

Саранҷом ҷонаш ба хорӣ бидод,
Чаро ҷӯӣ аз кори бедод дод?! [1]

Ҳамедошт ин зан ҷаҳонро ба меҳр,
Наҷаст аз бари хок боди сипеҳр.

Чу шаш моҳ бугзашт аз кори ӯй,
Бибуд ногаҳон каж паркори ӯй.

Ба як ҳафта бемор буду бимурд,
Або хештан номи некӯ бибурд.

Чунин аст оини чархи равон,
Тавоно ба ҳар кору мо нотавон.[2]

---

[1] ТпЗЛ — Ҷуз аз бад набошад мукофоти бад,
Чунин аз раҳи доддодан сазад.

[2] И — б. 22, 23 нест;

ТпЗЛ — Чи дарвеш бошӣ, чи марди дирам,
Чи афзун бувад зиндагонӣ, чи кам,
Чи бар коми дил комгорӣ бувад,
Чи бар орзӯ тан ба хорӣ бувад.*
Агар марди ганҷӣ в-агар марди ранҷ,
На ранҷат бувад ҷовидона на ганҷ.
Чи сад сол шоҳӣ бувад, чи ҳазор,
Чи шасту чӣ сиву чи даҳ, ё чаҳор.
Чу шуд испарӣ, рӯзи ҳарду якест,
Гар афзун бувад сол, гар андакест.
Туро ёр кирдорҳо боду бас,
Ки бошад ба ҳар ҷот фарьёдрас **
Раҳо *** кун зи чанг ин сипанҷӣ сарой.
Ки пурмоятар з-ин туро ҳаст ҷой.
Ба **** омӯхтан гар бубандӣ миён *****
Зи дониш равӣ бар сипеҳри равон ******.

* Л — ин б. нест. ** Л — ин б. нест. *** Л — Яла. **** Л — бар, ***** Л — меҳр. ****** Л — Ба дониш ҳаме бар шавӣ бар сипеҳр.

## ПОДШОҲИИ ОЗАРМДУХТ

*Чаҳор моҳ буд*

### Бар тахт нишастани Озармдухт ва мурданаш

Яке дигаре духтар [1] Озарм ном,
Зи тоҷи бузургӣ расида ба ком.[2]

Биёмад, ба тахти каён барнишаст,
Гирифт ин ҷаҳони ҷаҳонро ба даст.

Нахустин чунин гуфт, к-«эй бихрадон,
Ҷаҳондидаву коркарда радон!

Ҳама кор бар доду оин кунем,
Қ-аз ин пас ҳама хишт болин кунем.

Ҳар он кас, ки бошад маро дӯстор,
Чунонам ман ӯро чу парвардигор.[3]

Қасе к-ӯ зи паймони ман [4] бугзарад,
Бупечад зи оину роҳи хирад,

Бурида сарашро [5] барорам ба дор,
Зи деҳқону тозиву румишумор.[6]

---

[1] ИЛ — духтаре буд. [2] Л — бузургон шуд ӯ шодком; И — бузургон шуда шодком.

[3] ТпЗЛ — Мар ӯро ба динор ёрӣ кунам,
Гунаҳ гар кунад, бурдборӣ кунам.

[4] Л — мо. [5] Л — ба хорӣ танашро.

[6] ТпЛ — Бузургон бар ӯ офарин хонданд,
Бар он тахт гавҳар барафшонданд.
Хама шаҳри Эрон аз ӯ шодмон,
Намонд андар Эрон яке бадгумон *,
Зи Турку зи Руму зи Ҳинду зи Чин,
Мар ӯро будӣ ҳадьяву офарин.

* Л — Пас аз ин б. омада;

Зи додаш бихӯрд об бо меш гург,
Ба шоҳӣ бибуд чун Қубоди бузург.

Ҳамебуд бар тахт-бар чор моҳ,
Ба панҷум шикаст андар омад ба гох.[1]

Шуд ӯ низу он тахт бе шоҳ монд,[2]
Ба коми дили марди бадхоҳ монд,[3]

Ҳама кори гардандачарх ин бувад,
Зи парвардаи хеш пуркин бувад.[4]

## ПОДШОҲИИ ФАРРУХЗОД

*Як моҳ буд*

### Бар тахт нишастани Фаррухзод ва кушта шуданаш ба дасти банда

Зи Ҷаҳрам Фаррухзодро хонданд,
Бад-он тахти шоҳиш биншонданд,

Чу бар тахт биншаст, кард офарин,
Ба некӣ ҷаҳиш[5] бар ҷаҳонофарин.

Манам гуфт фарзанди шоҳаншаҳон,
Нахоҳам ба ҷуз эминӣ дар ҷаҳон.

Зи гетӣ ҳар он кас, ки ҷӯяд газанд,
Чу ман шоҳ бошам, нагардад баланд.

Ҳар он кас, ки ҷӯяд ба дил ростӣ,
Наёрад ба кор андарун костӣ.

---

[1] Тп — Зи Озарм гетӣ беозарм гашт,
Паи ахтари рафтанаш нарм гашт.

[2] Л — шуд; И — гашт. [3] Л — шуд; И — гашт. [4] Л — Пас аз б. 10 ин б. омада:

Қиро давлату бахт ёрӣ диҳад,
Варо бар ҷаҳон комгорӣ диҳад.
На коҳад, на фазояд аз бахши чарх,
Ҳамон аст, к-аввал туро буд бархֹ.

[5] Л — некидиҳиш.

Бидорам-ш чун ҷони пок арҷманд,
Наҷӯем бар[1] бегазандон газанд.[2]

Сипаҳ хонд яксар бар ӯ офарин,
Ки бе ту мабодо замону замин!

Чу як моҳ бугзашт бар тахти ӯ,
Ба хок андар омад сару бахти ӯ.

Яке банда будаш чу сарви саҳӣ,
Або хубиву зебу бо фарраҳӣ.

Сияҳчашм буд номи он беҳунар,
Ки чун ӯ маёрод гардун дигар.

Яке парстораш ба дил дӯст гашт,
Ки ногоҳ рӯзе бар ӯ баргузашт.

Сӯи[3] он парастор пайғом кард,
Ки «бо ман гар ой, ба як ҷой гард.[4]

Биёбӣ зи ман бекарон хоста,
Ба гавҳар кунам тоҷат ороста».

Парастор бишниду посух надод,
Ба назди Фаррухзод ин кард ёд.

Чу бишнид ин шоҳ, пуртоб шуд,
Аз андӯҳ бехӯрду бехоб шуд.

Сияҳчашмро банд бар пой кард,
Ба зиндон дарун мардро ҷой кард.

Чу бугзашт чанде бар он беҳунар,
Ки баста будаш он шаҳи додгар.

---

[1] Л — бар ин.

[2] ТпЗ — Касе к-ӯ бувад аз паи мо ба ранҷ.
Мукофоти он ранҷ бахшем ганҷ.
Ҳама дӯстонро гиромӣ кунем.
Меҳонро ба ҳар ҷой номӣ кунем.
Ҳамон зердастон зи ман эмананд,
Агар дӯстдоранд, в-агар душмананд.

[3] Л — Бари. [4] Л — х(в)ард.

Аз ӯ шоҳ бардошт банди гарон,
Чу бисьёр гаштанд[1] хоҳишгарон.

Дигарбора зӣ хидмати шоҳ шуд,
Аз ӯ шоҳро умр кӯтоҳ шуд.[2]

Ҳамебуду ӯро зи ором баҳр,
Сияҳчашм бо май биёмехт[3] заҳр.

Бихӯрду ба як ҳафта з-он пас бизист,
Ҳар он кас, ки бишнид бар вай гирист.

Ҳама подшоҳӣ ба поён расид,
Зи ҳар сӯ ҳаме душман омад падид.[4]

Чунин аст кирдори гардандадаҳр,
Нигаҳ кун, к-аз ӯ чанд ёбӣ ту баҳр.

Бихӯр ҳарчи дорӣ[5] ба фардо мапой,
Ки фардо магар дигар ояд-ш рой.

Ситонад зи ту дигариро диҳад,
Дигар кас кулоҳи каӣ барниҳад.

Бихӯр ҳарчи дорӣ, фузунӣ бидеҳ
Ту ранҷидаӣ, баҳри душман манеҳ.

Ҳар он гаҳ, ки рӯзи ту андар гузашт,
Ниҳода ҳама бод гардад ба дашт.[6]

---

[1] Л — гуфтанд. [2] И — б. 9—20 нест;
ТпЗ — Ҳамеҷуст аз кина бар шоҳ ҷой,
Чунон бадкуниш бандаи зиштрой.

[3] И — Яке банда бо май барангехт.

[4] ТпЗЛ — Нагунсор шуд тахти Сосониён,
Аз он зишт кирдори эрониён.

[5] Л — ёбӣ.

[6] ТпЗ — Ба душман расад он чи бошад ба ганҷ,
Бидеҳ то равонат набошад ба ранҷ.

# ПОДШОҲИИ ЯЗДГИРД

*Шонздаҳ сол буд*

### Бар тахт нишастани Язгирд ва андарз кардан ба сардорон

Чу бугзашт ӯ, шоҳ шуд Яздгирд,
Ба моҳи сипандор маз рӯзи ирд.

Чӣ гуфт он сухангӯй марди далер,[1]
Ки аз гардиши рӯз баргашт сер,

Ки боре назодӣ маро модарам,
Нагаштӣ сипеҳри баланд аз барам.[2]

На рӯзи бузургӣ, на рӯзи ниёз
Бимонад [3] ҳаме бар касе бардароз.

Замона замонест чун бингарӣ,
Бад-ин моя бо ӯ макун доварӣ.

Биёрой хону бипаймой ҷом,
Зи тимори гетӣ мабар ҳеҷ ном.

Агар чархи гардон кашад зини ту,
Саранҷом хиштаст болини ту.[4]

Дилатро ба тимор чандин мабанд,
Бас эмин машав аз сипеҳри баланд,

---

[1] Л — дабир.

[2] ТпИЛ — Ба паргори тангу миёни ду гӯй,
Чӣ гӯям, ки ҷуз хомӯшӣ нест рӯй.

[3] ИЛ — намонад.

[4] ТпЗ — Агар шоҳ гардӣ, саранҷом чӣ?
Зи оғози тахту зи фарҷом чӣ?

Чу бо шеру бо пил бозӣ кунад,[1]
Чунон дон, ки аз бениёзӣ кунад.[2]

Ту беҷон шавӣ, ӯ бимонад дароз,
Ҳадисе дароз аст, чандин маноз.

Ту аз Офаридун фузунтар наӣ,
Чу Парвиз бо тахту афсар Наӣ.[3]

Ба жарфӣ нигаҳ кун, ки бо Яздгирд
Чӣ кард он барафрохта ҳафт гирд.

Чу бар хусравигоҳ биншаст шод,
Кулоҳи бузургӣ ба сар барниҳод.

Чунин гуфт, к-«аз даври чархи равон,
Манам пок фарзанди Нӯширавон.[4]

Падар бар падар подшоҳӣ маром,
Хӯру хӯшаву бурҷи[5] моҳӣ маром.[6]

Наҷӯям баландиву фарзонагӣ,
Ҳамон разму тундиву мардонагӣ.

Ки бар кас намонад ҳаме рӯзи бахт,
На ганҷу на дайҳими шоҳӣ, на[7] тахт.

---

[1] Л — кунӣ. [2] Л — кунӣ.

[3] ТпЗЛ — Чу Ҷамшед деват ба фармон набуд,
Чу Ковус ҷонат ба яздон набуд.

[4] Л — Нӯшунравон.

[5] Л — моҳу; И — чарху.

[6] ТпИЛ — Бузургӣ диҳам ҳар ки меҳтар бувад,
Наёзорам онро, ки кеҳтар бувад.

[7] Л — шоҳиву.

* Л — гаразмон

Ҳаме номи ҷовид бояд, на ком,
Биёндоз кому барафроз ном.

Зи ном аст то ҷовидон зинда мард,
Ки мурда бувад колбад зери гард».[1]

Бузургон бар ӯ офарин хонданд,
Варо шаҳриёри замин хонданд,[2]

Бар ингуна то сол шуд бар ду ҳашт,
Ҳаме моҳу хуршед бар сар гузашт.[3]

**Тохтани Саъди Ваққос ба Эрон ва фиристодани Яздгирд Рустамро ба ҷанги ӯ**

Умар Саъди Ваққосро бо сипоҳ,
Фиристод то ҷанг ҷӯяд зи шоҳ,[4]

Чу огоҳ шуд з-он сухан Яздгирд,
Зи ҳар сӯ сипоҳ андар овард гирд.

Бифармуд то пури Ҳурмузд роҳ,
Бипаймояду баркашад бо сипоҳ,

---

[1] ТпЗЛ — Чу некӯ бувад шоҳро доду дин,
Зи номаш замонҳо пур аз офарин.
Бар онам, ки то зинда монад танам,
Буну бехи бад аз ҷаҳон барканам,

[2] И — б. 19, 20 нест.

[3] Тп — Ҳамедошт гетӣ ба оину дод,
Ҳама шаҳри Эрон бар ӯ буд шод.

[4] ТпЗЛ — Чунон буд куҷо сарфарози араб,
Ки аз теғи ӯ рӯз гаштӣ чу шаб.
Умар он ки буд мўъминонро амир,
Сутуда варо холики беназир *.
Чу бахти араб бар аҷам чира шуд,
Ҳаме бахти сосониён тира шуд,

* Л — Ин б. ва б. аввал нест.

Ки Рустам будаш ному бедор буд,
Хирадманду гурду ҷаҳондор буд.

Ситорашумар буду бисьёрҳуш,
Ба гуфтори мӯъбад ниҳода ду гӯш,[1]

Бирафту гаронмоягонро бибурд,
Ҳар он кас, ки буданд бедору гурд.

---

Пуромад шаҳони ҷаҳонро қафиз,
Ниҳон шуд зару гашт пайдо пашиз.
Ҳамон зишт шуд хубу шуд хуб зишт,
Шуда роҳи дӯзах падид аз биҳишт.
Дигаргуна шуд чархи гардон ба чеҳр,
Зи озодагон пок бубрид меҳр
Ба доди ҷаҳонофарин кирдгор,
Бибояд ҳаме бандаро кард кор.
Ба озори ӯ бандаро пой нест,
Ҷуз ӯ ҷондеҳу чеҳраорой нест.

[1] ТпЗ — Чу огоҳ шуд з-он сухан паҳлавон,
Биёмад бари шоҳи равшанравон.
Заминро бибӯсиду бурдаш намоз,
Ҳамебуд пешаш замоне дароз.
Бар ӯ офарин хонд бас шаҳриёр,
Ки «Эй аз каёни ҷаҳон ёдгор!
Ки дорӣ тани пилу чанголи шер,
Наҳанги дамон андарорӣ ба зер.
Сари саркашонро ба ҳангоми ҷанг
Бибуррӣ, чу ту теғ гирӣ ба чанг.
Шунидам, ки аз тозиён бешумор
Сипоҳе ҳама рух ба кирдори қор,
Бад-ин марзи мо размхоҳ омаданд,
Агарчанд беганҷу шоҳ омаданд.
Сипаҳдорашон Саъди Ваққос ном,
Ки ҷӯеи гоҳ асту ҷӯеи ком
Дирафши бузургиву ганҷу сипоҳ,
Туро дорам, эй паҳлави некхоҳ.
Сипаҳро биёрою барсоз ҷанг.
Набояд, ки гирӣ замоне диранг.
Аз эдар чу рафтӣ чунин ҷангҷӯй,
Сипаҳро чу рӯй андар ояд ба рӯй,
Ту худро нигаҳ дор (аз) ин тозиён,
Ба ҳар кор бингар ба суду зиён».
Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «ман бандаам,
Ба пеши ту эдар парастандаам.
Бибуррам сари душмани шоҳро,
Ба банд оварам ҷони бадхоҳро».

Бар ин гуна то моҳ бигзашт сӣ,
Ҳаме разм ҷустанд дар Қодисӣ.[1]

Бидонист Рустам шумори сипеҳр,
Ситорашумар буду бо доду меҳр.

Ҳамегуфт, к-ин размро рӯй нест,
Раҳи оби шоҳон бад-ин ҷӯй нест!».

Биёвард суллобу ахтар гирифт,
Зи рӯзи бало даст бар сар гирифт.

Яке нома сӯи бародар ба дард
Набишту суханҳо ҳама ёд кард,

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
К-аз ӯ дид неку бади рӯзгор.

Дигар гуфт, к-«аз гардиши осмон,
Пижӯҳанда мардум шавад бадгумон.

Гунаҳгортар дар замона манам,
Аз эро гирифтори оҳарманам.

Ки ин хона аз подшоҳӣ таҳист,
На ҳангоми фирӯзиву фаррахист.[2]

---

Заминро бибӯсиду омад бадар.
Ҳама шаб ҳамебуд пурандеша сар.
Чу хуршеди тобонда бинмуд рӯй,
Биёмад дамон Рустами кинаҷӯй.

[1] Л — Пас аз б. 28 ин б. омада:

Басе кушта шуд лашкар аз ҳарду сӯй,
Сипаҳ як зи дигар набаргошт рӯй.
Ҳаме чораи тозиён кам шинохт,
Агарчанд дар ҷанги вай сар фарохт.

[2] Л — Пас аз б. 36 ин б. омада:

Хуру моҳу ноҳид бо тозиён,
Чунон шуд, к-аз ахтар биёбад зиён.

Зи чорум ҳаме бингарад офтоб,
Қ-аз ин чанг моро бад ояд шитоб.

Зи баҳрому зуҳраст моро газанд,
Нашояд гузаштан зи чархи баланд.

Ҳамон тиру кайвон баробар шудаст,
Аторуд ба бурҷи ду пайкар шудаст.

Чунин асту коре бузургаст пеш,
Ҳаме сер гардад дил аз ҷони хеш.

Ҳама буданиҳо бубинам ҳаме,
В-аз ӯ хомӯшӣ баргузинам ҳаме.[1]

Бар эрониён зор гирьён шудам,
Зи сосониён низ бирьён шудам.

Дареғ он сари тоҷу он тахту дод,
Дареғ он бузургиву фарру нажод.[2]

Қ-аз ин пас шикаст ояд аз тозиён,
Ситора нагардад магар бар зиён.

Бар ин солиён чорсад бугзарад,
К-аз ин тухма гетӣ касе наспарад.

Аз эшон фиристода омад ба ман,
Сухан рафт ҳаргуна бар [3] анҷуман.

Ки аз Қодисӣ то лаби руди Бор,
Заминро бубахшем бо шаҳриёр.

В-аз он сӯ яке баркушоянд роҳ,
Ба шаҳре куҷо ҳаст бозоргоҳ.

[1] ТпЗЛ — Чу огоҳ гаштам аз ин рози чарх,
Ки моро аз ӯ нест ҷуз ранҷ * барх.

[2] Л — Дареғ ин сару тоҷу ин доду тахт,
Дареғ ин бузургиву ин фарру бахт.

[3] Л — гуфт ҳаргуна аз.

* Л — зи давлат намондааст.

Бад-он то харему фурӯшем чиз,
Аз он пас фузунӣ наҷӯем низ.

Пазирем мо сову божи гарон,
Наҷӯем дайҳими кундоварон.

Шаҳаншоҳро низ фармон барем,
Гар аз мо бихоҳад, гаравгон барем.

Чунин аст гуфтор, кирдор нест,
Ҷуз аз гардиши кажжпаргор нест.

Бар ин низ ҷанге бувад ҳар замон,
Ки кушта шавад сад ҳизабри дамон.

Бузургон, ки бо ман ба ҷанг андаранд,
Ба гуфтори эшон ҳаме нангаранд.

Чу Мирӯи Табриву чун Арманӣ,
Ба ҷанганд бо кеши оҳарманӣ.

Чу Гулбӯи Суриву ин меҳтарон,
Ки гӯпол доранду гурзи гарон,

Ҳаме сарфарозанд, к-эшон кианд,
Ба Эрону Мозандарон бар чианд?

Агар марзуроҳ аст, агар неку бад,
Ба гурзу ба шамшер бояд ситад.

Бикӯшему мардӣ ба кор оварем,
Бар эшон ҷаҳон тангу тор оварем.

Надонад касе рози гардонсипеҳр,
Ки ҷуз гуна гаштаст бар мо ба меҳр.

Чу нома бихонӣ хирадро марон,
Бипардозу барсоз бо меҳтарон.

Ҳама гирд кун хоста ҳарчи ҳаст,
Парастандаву ҷомаҳои нишаст.

Ҳаметоз то Озарободагон,
Ба ҷои бузургону озодагон.

Ҳам эдун гала ҳарчи дорӣ зи асп,
Бибар сӯи ганҷури Озаргушасп.

Зи Зобулситон ҳам зи эронсипоҳ,
Ҳар он кас, ки оянд, зинҳор хоҳ.

Бидору бипӯшу биёрой меҳр,
Нигаҳ кун бад-ин гирд гардонсипеҳр.

Қ-аз ӯ шодмонему з-ӯ бониҳеб,
Замоне фарозу замоне нишеб.

Сухан ҳарчи гуфтам, ба модар бигӯй,
Набинад ҳамоно маро низ рӯй.

Дурудаш деҳ аз мову бисьёр панд,
Бидеҳ то набошад ба гетӣ нажанд,

В-ар аз ман бад огоҳӣ орад касе,
Мабош андар ин кор ғамгин басе,

Чунон дон, ки андар сарои сипанҷ,
Касе ки ниҳад ганҷ бодасту [1] ранҷ,[2]

Ҳамеша ба яздонпарастӣ гирой,
Бипардоз дил з-ин сипанҷӣ сарой,

Ки омад ба танг андарун рӯзгор,
Набинад маро з-ин сипас шаҳриёр.

Ту бо [3] ҳар ки аз дудаи мо бувад,
Агар пир, агар марди барно бувад,

---

[1] Л — подоши.

[2] ТпЗЛ — Зи ганчи чаҳон ранҷ беш оварад *.
Аз он ранчи ӯ дигаре бархӯрад **.
Чӣ будат басе инчунин ранҷу оз,
Ки аз бештар кам нагардад ниёз.

[3] Л — Дигар.

* Л — пеш оядаш. **Л — Ҷуз аз ноз тимор беш оядаш.

Хама пеши яздон ниёиш кунед,
Шаби тира ӯро ситоиш кунед,[1]

Ки ман бо сипоҳӣ ба сахтӣ дарам,
Ба ранҷу ғаму шӯрбахтӣ дарам.

Раҳой наёбам саранҷом аз ин,
Хушо боди нӯшини эронзамин!

Чу гетӣ шавад танг бар шаҳриёр,
Ту ганҷу тану ҷон гиромӣ мадор.

Қ-аз ин тухмаи номдор арҷманд,
Намондаст ҷуз шаҳриёри баланд.[2]

Ба кӯшиш макун ҳеҷ сустӣ ба кор,
Ба гетӣ ҷуз ӯ нест парвардигор.

Зи Сосониён ёдгор ӯсту бас,
Қ-аз ин пас набинанд аз ин тухма кас.

Дареғ ин сари тоҷу ин меҳру дод,
Ки хоҳад шудан тухми шоҳӣ ба бод![3]

Ту пирӯз бошу ҷаҳондор бош,
Зи баҳри тани шаҳ ба тимор бош!

Гар ӯро бад ояд, ту шав пеши ӯй,
Ба шамшер биспор пархошҷӯй,

Чу бо тахт минбар баробар шавад,[4]
Ҳама ном Бубакру[5] Умар шавад.[6]

---

[1] Л — Пас аз б. 75 ин б. омада:

Ба эзид кунед аз замона паноҳ,
Ба ҷуз вай мабошед фарьёдхоҳ;

ТпИЛ — Бикӯшеду бахшанда бошед низ,
Зи хӯрдан ба фардо мамонед низ.

[2] ТпЗ — Нигаҳ дор ӯро ба рӯзу ба шаб,
Ки то чун бувад кори ман бо араб.

[3] И — б. 82 нест. [4] ИЛ — кунанд. [5] И — Усмону. [6] Л — кунан
Пас аз б. 85 ин б. омада:

Бимирад фурӯзанда ин озарон,
Аз ин девхӯ беҳунар сарварон;

И — кунанд.

Табаҳ гардад ин ранҷҳои дароз,
Шавад носазо шоҳи гарданфароз.

На тахту на дайҳим бинӣ, на шаҳр,
Зи ахтар ҳама тозиёнрост баҳр.[1]

Чу рӯз андар ояд ба рӯзи дароз,
Нишеби дароз аст пеши фароз.

Бипӯшанд аз эшон гурӯҳе сиёҳ,
Зи дебо ниҳанд аз бари сар кулоҳ.

На тахту на тоҷу на зарринакафш,
На гавҳар, на афсар, на бар сар дурафш,

Биранҷад, яке дигаре бархӯрад,
Ба доду ба бахшиш касе нангарад.

Шаб ояд яке чашм рахшон кунад,
Нуҳуфта касеро хурӯшон кунад.

Ситонандаи рӯзу шаб[2] дигар аст,
Қамар бар миёну кулаҳ бар сар аст.

Зи паймон бигардандy аз ростӣ,
Гиромӣ шавад каждиву костӣ.

Пиёда шавад мардуми ҷангҷӯй,[3]
Саворе, ки[4] лоф ораду гуфтугӯй.

Кашоварзи ҷангӣ шавад беҳунар,
Нажоду ҳунар камтар ояд ба бар.

Рабояд ҳаме ин аз он, он аз ин,
Зи нафрин надонанд боз офарин.

Ниҳон батар аз ошкоро шавад,
Дили шоҳашон санги хоро шавад.

---

[1] И — б 87 нест. [2] Л — Ситояндаи рӯзашон. [3] Л — размҷӯй.
[4] ИЛ — Савор он ки.

Бадандеш гардад писар бар падар,
Падар ҳамчунин бар писар чорагар.

Шавад бандаи бехунар шаҳриёр,
Нажоду бузургӣ наёяд ба кор.

Ба гетӣ касеро намонад вафо,
Равону забонҳо шавад пурҷафо.

Зи Эрону аз Турк в-аз тозиён,
Нажоде падид ояд андар миён.

На деҳқон, на турку на тозӣ бувад,
Суханҳо ба кирдори бозӣ бувад.

Ҳама ганҷҳо зери доман ниҳанд,
Бимиранду кӯшиш ба душман диҳанд.[1]

Чунон фош гардад ғаму ранҷу шӯр,
Ки шодӣ ба ҳангоми Баҳроми Гӯр.

На ҷашну на ромиш, на кӯшиш, на ком,
Ҳама чораву тунбалу сози дом.[2]

Зиёни касон аз паи суди хеш,
Биҷӯянду дин андар оранд пеш.

Набошад баҳор аз зимистон падид,
Наёранд ҳангоми ромиш набид.[3]

Чу бисьёр аз ин достон бугзарад,
Касе сӯи озодагон нангарад.

---

[1] ТпИЛ — Бувад донишуманду зоҳид ба ном,
Бикӯшад аз ин то кӣ ояд ба дом.

[2] ТпИЛ — Падар бо писар кини сим оварад,
Хӯриш кашку пӯшиш гилем оварад.

[3] ТпЗЛ — Зи пешиву бешӣ надоранд хуш,
Хӯриш нони кашкину* пашминапӯш.

* Л )— ниҳон бар баду дӯш.

Бирезанд хун аз паи хоста,
Шавад рӯзгори меҳон коста.

Дили ман пур аз хун шуду рӯй зард,
Даҳон хушку лабҳо шуда ложвард,

Ки то ман шудам паҳлавон аз миён,
Чунин тира шуд бахти сосониён.

Чунин бевафо гашт гардонсипеҳр,
Дижам гашту аз мо бибуррид меҳр.[1]

Маро тиру пайкони оҳангузор,
Ҳаме бар барҳана наёяд ба кор.

Ҳамон теғ, к-аз гардани пилу шер
Нагаштӣ ба захм андар овард сер,

Набуррад ҳаме пӯст бар тозиён,
Зи дониш зиён омадам бар зиён.

Маро кошкӣ ин хирад нестӣ,
Гар андешаи неку[2] бад нестӣ.

Бузургон, ки дар Қодисӣ бо мананд,
Дуруштанду бар тозиён душмананд.

Гумонанд к-ин беш берун шавад,
Зи душман замин руди Ҷайҳун шавад.

Зи рози сипеҳрӣ кас огоҳ нест,
Надонанд, к-ин ранҷ рӯтоҳ нест.

Чу бар тухмае бугзарад рӯзгор,
Чи суд ояд аз ранҷу аз корзор.

Туро, эй бародар, тан обод бод!
Дили шоҳи Эрон ба ту шод бод!

---

[1] ТпЗЛ — Агар райза бар кӯҳи рӯин занам,
Гузора кунад з-он ки рӯинтанам.

[2] ИЛ — огоҳии рӯзи.

Ки ин Қодисӣ гӯргоҳи ман аст,
Қафан ҷавшану хун кулоҳи ман аст.

Чунин аст рози сипеҳри баланд,
Ту дилро ба дарди бародар[1] мабанд.

Ду дида зи шоҳи ҷаҳон бармадор,
Фидо кун тани хеш дар корзор.

Ки зуд ояд ин рӯзи оҳарманӣ,
Чу гардуни гардон кунад душманӣ.»

Чу нома ба мӯҳр андар оварду гуфт,
Ки «пайвандаро[2] офарин бод ҷуфт!»

Ки ин нома назди бародар барад,
Бигӯяд ҷуз ин ҳарчӣ андархӯрад.

**Номаи Рустам ба Саъди Ваққос**

Фиристодае низ чун барқу раъд,
Фиристод тозон ба наздики Саъд,

Яке номае бар ҳарири сафед
Нависанда бинвишт тобон чу шед.

Ба унвон-бар аз пури Ҳурмуздшоҳ,
Ҷавонпаҳлавон Рустами некхоҳ.[3]

Сӯи Саъди Ваққоси ҷӯянда ҷанг,
Ҷаҳон карда бар хештан тору танг.

Сари нома гуфт: аз ҷаҳондори пок
Набояд, ки бошем бетарсу бок.

Қ-аз ӯяст бар пой гардонсипеҳр,
Ҳама подшоҳиш додасту меҳр.

---

[1] ИЛ—ман-андар. [2] Л—пӯяндаро; И—барранларо. [3] ИЛ—кинахоҳ.

В-аз ӯ бод бар шаҳриёр офэрин,
Ки зебои тоҷ асту тахту нигин.[1]

Ки дорад ба фар аҳриманро ба банд,
Худованди шамшеру тоҷи баланд.

Ба пеш омад ин нописандида кор,
Ба беҳуда ин ранҷу ин корзор.

Ба ман бозгӯй ин, ки шоҳи ту кист,
Чӣ мардиву оину роҳи ту чист?

Ба назди кӣ ҷӯӣ ҳаме дастгоҳ,
Бараҳна сипаҳбуд, бараҳна сипоҳ?

Ба ноне ту сериву ҳам гурсуна,
На пилу на тахту на бору буна.

Ба Эрон туро зиндагонӣ бас аст,
Ки тоҷу нигин баҳри дигар кас аст.[2]

Ки бо пилу ганҷ асту бо фарру гоҳ,
Падар бар падар номбардор шоҳ.

Ба дидори ӯ дар фалак моҳ нест,
Ба болои ӯ бар замин шоҳ нест.

Ҳар онгаҳ, ки бар базм[3] хандон шавад,
Кушодалабу симдандон шавад,

Бубахшад бахое сари тозиён,
Ки бар ганҷи ӯ з-ин наёяд зиён.

Сагу юзу бозаш даху ду ҳазор,
Ки бо занги зарранду бо гӯшвор.

---

[1] Тп — Дурахшон аз ӯ фарри шоҳаншаҳӣ,
Бузургиву фирӯзиву фарраҳӣ.

[2] Л — Пас аз б. 141 ин б. омада:

Кунун Яздгирд аст шоҳи ҷаҳон,
Ситоянда бошад ба пеши меҳон.

[3] Л — гоҳ.

Ба соле ҳама дашт найзаварон,
Наёбанд хӯрд аз карон то карон.

Ки ӯро бибояд ба юзу ба саг,
Ки дар дашт нахчир гирад ба таг.[1]

Шуморо ба чашм андарун шарм нест,
Зи роҳи хирад меҳру озарм нест.

Бад-он чеҳру он зоду он меҳру хӯй,
Чунин тоҷу тахт омадат орзӯй?

Ҷаҳон гар бар андоза ҷӯӣ ҳаме,
Сухан бар газофа нагӯӣ ҳаме.

Сухангӯй марде бари мо фирист,
Ҷаҳондидаву гурду доно фирист.

Бад-он то бигӯяд, ки роҳи[2] ту чист,
Ба тахти каён раҳнамои ту кист?

Саворе фиристам бад-ин[3] назди шоҳ,
Бихоҳам аз ӯ ҳарчи гӯӣ бихоҳ.

Ту ҷанги чунон подшоҳе маҷӯй,
Ки фарҷоми кор андар ояд ба рӯй.

Набири ҷаҳондор Нӯшинравон,
Ки бо доди ӯ пир гардад ҷавон.

Падар бар падар шоҳу худ шаҳриёр,
Замона надорад чун ӯ ёдгор.

---

[1] ТпЗИЛ — Сагу юзи ӯ бештар з-он хӯрад,
Ки шоҳ он ба чизе ҳаме нашмарад.
Зи шири шутур хӯрдану сусмор,
Арабро ба ҷое расидаст кор,
Ки тахти аҷамро* кунад орзӯ,
Туфу бод, бар чархи гардон туфу!

[2] ИЛ — рои.

[3] Л — Ту разми чунин шаҳриёре маҷӯ.
Ки фарҷом аз ин хорӣ орад ба рӯ.

* Л — мулки аҷамшон.

Ҷаҳонро[1] макун пур зи нафрини хеш,
Машав бадгумон андар оину кеш.[2]

Нигаҳ кун бад-ин номаи пандманд,
Макун чашму гӯши хирадро ба банд.

Чу нома ба мӯҳр андар омад бидод,
Ба Пирӯз Шопури фаррухнажод.

Бари Саъди Ваққос шуд паҳлавон,
Зи Эрон бузургони равшанравон.

Ҳама ғарқ дар ҷавшану симу зар,
Сипарҳои заррину заррин камар.

**Посухи номаи Рустам аз Саъди Ваққос**

Чу бишнид Саъд-он гаронмоя мард,
Пазира шудаш бо сипоҳе чу гард.

Фуруд овaридаш ҳам андар замон,[3]
Зи лашкар бипурсиду аз паҳлавон.

Ҳам аз шоҳу дастур в-аз лашкараш,
Зи солори бедору аз кишвараш.

Ридо зери Пирӯз бифганду гуфт,
Ки «мо найзаву теғ дорем ҷуфт.

Зи дебо нагӯянд мардони мард,
Зи зарру зи симу зи хобу зи х(в)ард.[4]

---

[1] ИЛ — Ҷаҳоне. [2] Л — Пас аз б. 158 ин б. омада:

Худованд ӯро кунад озмун,
Ба фарҷомашон ӯ бувад раҳнамун;

ТпИЛ — Ки тахти каён чун набошад нажод.
Наҷӯяд худованди фарҳангу * дод.

[3] Л — Сипаҳбуд фуру омаду ҳам гавон.

[4] ТпЗ — Шуморо ба мардонагӣ нест кор,
Ҳамон чун занон рангу бӯю нигор.
Ҳунартон ба дебост перостан,
Дигар нақши бому дар оростан.
Ҳамонгоҳ фирӯз нома бидод,
Суханҳои Рустам бад-ӯ кард ёд.

* Ил — оину

Суханҳош бишниду нома бихонд,
Ба посух фаровон ситоиш биронд.

Ба тозӣ яке нома посух навишт,
Падидор кард андар ӯ хубу зишт.[1]

Зи ҷиннӣ сухан гуфту аз одамӣ,
Зи гуфтори пайғамбари ҳошимӣ.

Зи Тавҳиду Қуръону Ваъду Ваъид,
Зи Тобиду аз расмҳои ҷадид.

Зи қатрону оташ ва аз[2] замҳарир,
Зи фирдавсу ҷӯи маю ҷӯи шир.

Зи кофури[3] маншуру моҳи маъин,
Дарахти биҳишту маю ангубин.

Ки гар шоҳ бипзирад ин дини рост,
Ду олам ба шоҳиву шодӣ варост.

Ҳамон тоҷ ёбад, ҳамон гӯшвор,
Ҳамасола бӯй асту рангу нигор.

Шафеъ аз гуноҳаш Муҳаммад бувад,
Танаш чун гулоби мусаад бувад.

Ба коре ки подош ёбӣ биҳишт,
Набояд ба боғи бало кина[4] кишт.

Тани Яздгирду ҷаҳони[5] фарох,
Чунин боғу айвону майдону кох.

Ҳама тахту тоҷу[6] ҳама ҷашну сур,
Нахаррам ба дидори як мӯи ҳур.

---

[1] ТпЗ — Сари нома бинвишт номи худой,
Муҳаммад расулаш ба ҳақ раҳнамой.

[2] ИЛ — аз оташу. [3] Л — кофуру. [4] Л — хор. [5] Л — ҷаҳ
[6] Л — тахтгоҳу.

Ду чашми ту андар сарои сипанҷ,
Чунин хира гашт аз сари[1] тоҷу ганҷ.

Пас эмин шудастӣ бад-ин тахти оҷ,
Бад-ин юзу бозу бад-ин бахту[2] тоҷ.

Ҷаҳоне куҷо шарбати оби сард
Наярзад, ту дил з-ӯ чӣ дорӣ ба дард?[3]

Ҳар он кас, ки пеши манояд ба ҷанг,
Набинад ба ҷуз дӯзаху гӯри танг.

Биҳиштаст, агар бигравӣ ҷои ту,
Нигар, то чӣ бошад кунун рои ту.[4]

Ба қиртос мӯҳри араб барниҳод,
Дуруди Муҳаммад ҳамекард ёд.[5]

Чу Шӯъба Мағира бирафт аз гавон,
Қи ояд бари Рустами паҳлавон.

Аз эрониён номдоре зи роҳ,
Биёмад бари паҳлавони сипоҳ.

Қи омад фиристодае пиру суст,
На аспу салеҳу на ҷисми дуруст.

Яке теғи борик бар гарданаш,
Падид омада чоки пероҳанаш.

Чу Рустам ба гуфтори ӯ бингарид,
Зи дебо саропардае баркашид.[6]

---

[1] ИЛ — паи.

[2] ТпЗ — Хирадманд нанҳад ҷаҳонро ба ҳеҷ,
Машав ғарра в-аз роҳи дин сар мапеч.

[3] Л — мӯҳру.

[4] ТпЗЛ — Ҳамеша бувад ону ин бугзарад,
Чунин донад он кас, ки дорад хирад.

[5] ТпЗЛ — Фиристодаи Саъди Ваққос рафт *,
Ба наздики Рустам хиромид тафт.

[6] Л — баргузид.

* Л — Саъд шӯъба бирафт.

Зи зарбафти чинӣ кашиданд нах,
Сипоҳ андар омад чу мӯру малах.

Ниҳоданд заррин яке пешгоҳ[1]
Нишаст аз бараш паҳлавони сипоҳ.

Биёвард аз эрониён шаст мард,
Саворону шерони рӯзи набард.

Ба зар бофта[2] ҷомаҳои бунафш,
Ба пой андарун карда заррина кафш.

Ҳама тавкдорони богӯшвор,
Саропарда ороста шоҳвор.

Чу Шӯъба ба даҳлези[3] пардасарой
Биёмад, ба рон ҷома нанҳод пой,

Ҳамерафт бар хок-бар хор-хор,
Зи шамшер карда яке даствор.

Нишаст аз бари хоку касро надид,
Сӯи паҳлавони сипаҳ нангарид.[4]

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «ҷон[5] шод дор,
Ба дониш равону тан обод дор!»

Ба Рустам чунин гуфт, к-«эй некном,
Агар дин пазирӣ, алайкассалом».

Бупечид Рустам зи гуфтори ӯй,
Буруҳош пурчин шуду зард рӯй.

Аз ӯ нома бистуд, ба хонанда дод,
Суханҳо бар ӯ кард хонанда ёд.[6]

---

[1] Л — зергоҳ. [2] Л — Або афсару. [3] ИЛ — болои. [4] Л — бингарид. [5] Л — дил. [6] Л — Пас аз б. 202 ин б. омада:

Чу бишнид он гуфтаи Саъд ҷок,
Ситуд номаи Саъдро, кард чок.

Чунин дод посух, ки «ӯро бигӯй,
Ки на шаҳриёрӣ, на дайҳимҷӯй.

Бидидӣ сари тирабахти маро,
Дилат орзӯ кард тахти маро?!

Сухан назди донандагон[1] хор нест,
Туро андарин роҳ дидор нест.

Агар Саъд бо тоҷи шоҳон[2] будӣ,
Маро разму базми вай осон будӣ.

Валекин чу бад з-ахтари[3] бевафост,
Чи гӯям, ки имрӯз рӯзи балост.

Маро гар Муҳаммад бувад пешрав,
Зи дини кӯҳан гирам ин дини нав.

Ҳамон каж бувад кори[4] ин кӯзапушт,
Бихоҳад, ҳамебуд бо мо дурушт.

Ту акнун бад-ин хуррамӣ бозгард,
Ки ҷои сухан нест рӯзи набард.

**Бигӯяш, ки дар ҷанг мурдан ба ном**
**Беҳ аз зинда, душман бад-ӯ шодком».**[5]

### Размй Рустам бо Саъди Ваққос ва кушта шудани Рустам

Чу Шӯъба зи наздики ӯ гашт боз,
Сипаҳро бифармуд, то кард соз.

Бифармуд, то баркашиданд пой,
Сипаҳ андар омад зи ҳар сӯ ба ҷой.

---

[1] Л — хонандагон. [2] Л — Сосон. [3] Л — Валекин бад аз ахтари. [4] Л — Ҳамон кажпаргор. [5] Л — Маро беҳтар ояд зи гуфтори хом;

ТпЗ — Чи шӯъба аз он ҷойгаҳ бозгашт,
Ту гуфтӣ, ки бо бод ҳамбоз гашт.

Баромад яке абру баршуд хурӯш,
Ҳаме карр шуд мардуми тезгӯш.[1]

Синонҳои алмос дар тирагард,[2]
Ту гуфтӣ ситораст бар [3] ложвард.

Ҳаме найза бар миғфари обдор,
Биёмад ба захм андарун тобдор.

Се рӯз андар он ҷойгаҳ буд ҷанг,
Ба эрониён-бар бибуд об танг.[4]

Шуд аз ташнагӣ дасти гурдон зи кор,
Ҳам аспи гаронмоя аз корзор.

Лаби Рустам аз ташнагӣ шуд чу хок,
Даҳон хушку гӯё забон чок-чок.

Чунон танг шуд рӯзгори набард,
Гили тар ба хӯрдан гирифт аспу мард.[5]

Хурӯше баровард бар сони раъд,
Аз ин рӯй Рустам, аз он рӯй Саъд.

Бирафтанд ҳарду зи қалби сипоҳ,
Ба яд сӯ кашиданд аз овардгоҳ.

Чу аз лашкар он ҳарду танҳо шуданд,
Ба зери яке тундболо шуданд.

---

[1] Тп — Чу Шӯъба биёмад ба наздики Саъд,
Або он суханҳо чу дарранда раъд.
Силаҳро бифармуд Саъди далер,
Биёростанд размро ҳамчу шер,
Биёмехтанд он ду лашкар баҳам,
Абар ҷойгаҳ — бар фишурда қадам.

[2] Л — ба миёни гард. [3] Л — Чу оташ каси пардаи.

[4] Тп — Ба бар бар салеҳи гарон доштанд,
Ҳамовард найзаварон доштанд.

[5] Тп — Чу Рустам ба ҷанг андарун бингарид,
Сари номдорон ҳама кушта дил.

Ҳаметохтанд андар овардгоҳ,
Ду солор, ҳарду ба дил кинахоҳ.[1]

Хурӯше баромад зи Рустам чу раъд,
Яке теғ зад бар сари аспи Саъд.

Чу аспи набард андар омад ба сар,
Ҷудо гашт аз ӯ Саъди пархош(в)ар.

Бароҳехт Рустам яке теғи тез,
Бад-он то намояд яке[2] растахез.

Ҳамехост аз тан сарашро бурид,
Зи гарди сиёҳ ин мар онро надид.[3]

Фуруд омад аз пушти зини паланг,
Бизад бар камар, бар сари полаҳанг.[4]

Бипӯшид дидори Рустам зи гард,
Бишуд Саъд пӯён ба дашти набард.[5]

Яке теғ зад бар сари тарки ӯй,
Ки хун андар омад зи торак ба рӯй.

Чу дидори Рустам зи хун тира гашт,
Ҷаҳонҷӯи тозӣ бар ӯ чира гашт.[6]

Дигар[7] теғ зад бар сару гарданаш,
Ба хок андар афганд ҷангӣ танаш.

---

[1] Л — Пас аз б. 225 ин б. омада:

Тани Рустам аз ташнагӣ нотавон,
Бикӯшид лекин зи баҳри равон.

[2] Л — бад-ӯ. [3] Л — Зи рахшандаи теғ аспаш рамид. [4] Л — Пас аз б. 229 ин б. омада:

Чу бар синаи Саъд Рустам нишаст,
Гирифт он сару риши ӯро ба даст.
Бар он рӯи майдон кашидаш ба рӯй,
Раҳо шуд ба ҷон Саъд аз дасти ӯй.

[5] Л — Аз он ҷой барҷаст он шермард,
Бари Рустам омад ба кирдори гард.

[6] Л — б. 231, 232 нест. [7] Л — яке.

Сипоҳи дурӯя худ огоҳ не,
Қасеро сӯи паҳлавон роҳ не.

Ҳамеҷуст мар паҳлавонро сипоҳ,
Бирафтанд то пеши овардгоҳ.

Бididандаш аз дур, пурхуну хок
Саропой гашта ба шамшер чок.

Ҳазимат гирифтанд эрониён,
Басе номвар кушта шуд дар миён,

Басе ташна бар зин бимурданд низ,
Пур омад зи шоҳон ҷаҳонро қафиз,[1]

Сӯи шоҳи Эрон биёмад сипоҳ,
Шаби тираву рӯз тозон ба роҳ.[2]

Ба Бағдод буд он замон Яздгирд,
Ки ӯро сипоҳ андар овард гирд.

**Рой задани Яздгирд бо эрониён ва рафтан сӯи Хуросон**

Фаррухзоди Ҳурмузд бо оби чашм,
Аз Арвандруд андар омад ба хашм.[3]

Ба Қарх андар омад яке ҳамла бурд,
Ки аз найзадорон намонд эч гурд.

---

[1] ТпЗЛ — Чу моя бикуштанд аз эронсипоҳ,
Ҳама кушта диданд бар дашту роҳ.

[2] ТпЗ — Чу Рустам ба ҷанг андарун кушта шуд,
Сари номдорон ҳама гашта шуд,
Сипоҳи мусулмон пас андар дамон,
Ҳамешуд ба кирдори шери жиён.

[3] ТпЗ — Бигуфтанд бо ӯ, ки Рустам намонд,
Аз он ғам ба дарьё дарун нам намонд.
Бикуштанд чанде зи эронсипоҳ,
Дигар бозгаштанд аз он размгоҳ.
Аз онҷо ба Карх андар омад сипоҳ,
Ҳам аз порсӣ, ҳам зи тозӣ ба роҳ.

Якояк[1] зи Бағдод берун шуданд,
Сӯи разм ҷустан ба ҳомун[2] шуданд.[3]

Фаррухзод баргашту шуд назди шоҳ,
Пур аз гард бо олати размгоҳ.

Фуруд омаду бурд пешаш[4] намоз,
Ду дида пур аз хуну дил пургудоз.[5]

Бад-ӯ гуфт: «Чандин[6] чӣ мӯй ҳаме,
Ки тахти[7] каёнро бишӯй ҳаме.

Зи тухми каён, кас ҷуз аз ту намонд,
Ки бо тоҷу бар тахт шояд нишонд.

Туй як тану душманат сад ҳазор,
Миёни ҷаҳон чун кунӣ корзор?

Бирав то сӯи[8] бешаи Норван,
Ҷаҳоне шавад бар ту-бар анҷуман.

В-аз он ҷойгаҳ чун Фаридун бирав,
Ҷавонӣ яке кор барсоз нав».

Фаррухзод гуфту сипаҳбуд шунид,
Яке тоза андеша омад падид.

Биёмад шаҳаншоҳи бофар ба гоҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ.

Яке анҷуман кард бо бихрадон,
Бузургону бедордил мӯъбадон.

«Чӣ бинед,— гуфт, андар ин достон?
Чӣ доред ёд аз гаҳи бостон?»

---

[1] Л — Ҳамонгох. [2] ИЛ — Бикуштанд чандеву пурхун.

[3] Тп — Чу бархост гарди набард аз миён,
Шикаст андар омад ба эрониён.

[4] ИЛ — омад аз аспу бурдаш. [5] Л — тан дар гудоз. [6] Л — шоҳо. [7] Л — тоҷи. [8] И — Бишав то сари.

Фаррухзод гӯяд, ки «бо [1] анҷуман,
Гузар кун бари [2] бешаи Норван.

Ба Омул парастандагони туанд,
Ба Сорӣ ҳама бандагони туанд.

Чу лашкар фаровон бувад, бозгард
Ба мардум тавон кард нангу набард».[3]

Шуморо писанд ояд ин гуфти ӯй?
Ба овоз гуфтанд, к-«ин аст рӯй».

Шаҳаншоҳ гуфт: «Ин на андар х(в)ар аст,
Маро дар дил андешаи дигар аст.

Бузургони Эрону чандон сипоҳ,
Бару буми ободу тахту кулоҳ,

Сари хеш гирам, намонам [4] ба ҷой,
Бузургӣ набошад, на мардӣ, на рой.

Маро ҷанги душман беҳ ояд зи нанг,
Яке достон зад бар ин-бар паланг,

Ки хира ба бадхоҳ манмой пушт,
Чу пеш оядат рӯзгори дурушт.

Чунон ҳам, ки кеҳтар ба фармони шоҳ
Баду нек бояд, ки дорад нигоҳ.

Ҷаҳондор бояд, ки ӯро ба ранҷ
Намонад ба ҷову шавад сӯи ганҷ».

Бузургон бар ӯ хонданд офарин,
Ки ин аст оини шоҳони дин.

---

[1] Л — бе. [2] Л — сӯи.

[3] Тп — Ба лашкар чунин гуфт онгоҳ шоҳ,
Ки «Эй баргузида сарони сипоҳ».

[4] Л — бимонам.

Нигаҳ кун, кунун то чӣ фармон диҳӣ,
Чӣ хоҳиву бар мо чӣ паймон ниҳӣ?
Меҳонро чунин посух овард шоҳ,
Қ-«аз андеша гардад ҳама дил табоҳ.[1]

---

[1] Л — Пас аз б. 268 ин б. омада:

Яке бори дигар бисозем ҷанг,
Магар бахти гумкарда ояд ба чанг.
Сипаҳро зи ҳар сӯ биёвард гирд,
Фарухзодро гуфт пас Яздгирд,
Ки «Лашкар бурун бар сӯи размгоҳ,
Ки танг андар омад зи душман сипоҳ,
Бурун рафт аз эрониён лашкаре,
Ки аз рахташон пур шавад кишваре.
Чу лашкар ба якдигар омад фароз,
Сӯи ҷанг шуд он ки буд размсоз.
Чунон гашт гетӣ зи гарди сипоҳ,
Ки шуд чеҳри меҳри дурафшон сиёҳ.
Баромад зи ҳар ду сипаҳ бӯқу кӯс,
Рухи баддилон гашт чун сандарӯс.
Ҳама номдорони эрониён,
Яке ҳамла бурданд андар миён.
Бикуштанд аз он тозиён бешумор,
Бипайваст бар ҳар сӯе корзор.
Зи гурзи гарону зи шамшери тез,
Барангехтанд аз ҷаҳон растахез.
Бикуштанд чандон зи ҳарду гурӯҳ,
Ки овардгаҳ шуд ба кирдори кӯҳ.
Чунон андар он разм овехтанд,
Ки гуфтӣ, ба ҳамшон баромехтанд.
Ҳама тарку ҷавшан пур аз хун шуда,
Зи хун рӯи саҳро чу Ҷайҳун шуда.
Ҳама рӯз буданд гурдон ба ҷанг,
Баровехта ҳамчу шеру паланг.
Чу бинмуд шаб он дирафши сиёҳ,
Зи ҳар сӯ ба лашкаргаҳ омад сипоҳ.
Аз эрониён кушта шуд сӣ ҳазор,
Саворони ҷанговари корзор.
Бад-он шаб нишастанд гурдон ба ҳам,
Гузиданд мардон чу шери дижам.
Бикарданд он размҷӯён шумор,
Ба гирд омад аз номвар шаш ҳазор.
Бихӯрданд савганд як бо дигар,
Ки фардо ҷуз аз мо набандад камар.
Чу барзад сар аз чархи гарданда шед,
Замин гашт аз ӯ чун ҳарири сафед.
Ҳамекард бар абри ғуррон фусӯс,
Дар он дашти бекор овои кӯс.

Ҳамон беҳ,[1] ки сӯи Хуросон шавем,
Зи пайкори душман таносон шавем.

Қ-аз он сӯ фаровон маро лашкар аст,
Ҳама паҳлавонони кундовар аст.

Бузургони Туркону хоқони Чин,
Биёянду бар мо кунанд офарин.

Бар он дӯстӣ низ бешӣ кунам,
Або духти Фағфур хешӣ кунам.

Ба ёрӣ биёяд сипоҳе гарон,
Бузургони Тӯрону ҷанговарон.

Қунорanг мардаст Моҳӯй низ,
Або лашкару пилу ҳаргуна чиз.

Қуҷо пешкори шубонони мост,
Баровардаи даштбонони мост.

Варо баркашидам, ки гӯянда буд,
Ҳам он размро низ ҷӯянда буд.

---

Фарухзоду лашкар-ҳама яксара,
Биёрост бо маймана, майсара.
Ниҳода ба сар тоҷ фархунда шоҳ,
Абар пил биншаста бар қалбгоҳ.
Саворони номовар аз баҳри лоф,
Ба обард берун шуданд аз масоф,
Зи эрочиён шуд ҳамон шаш ҳазор,
Қи аз кина омад сӯи корзор.
Баровехтанд бо ҳама тозиён,
Набуд тозиёнро аз эшон зиён.
Чунон ҷангашон гашт якбора сахт,
Қи шуд диръ бар тан ҳама лахт-лахт.
Ба ёрӣ шуданд он замон дигарон,
Қи аз тозиён буд сипоҳе гарон.
Дар он разм чандон сипаҳ кушта шуд,
Қи аз хун замин чун гил оғушта шуд.
Ба як бор бар лашкар омад шикаст,
Қи бисьёр куштанд абар пили маст.
Ба лашкар чунин гуфт бедор шоҳ,
Қ-«аз ин разм рӯй андар орам ба роҳ.

[1] Л — Ҳамоно.

Чу беарзро ном додем Арз,
Қунорангиву пилу мардону марз.

Агарчанд бемояву бетан аст,
Баровардаи боргоҳи ман аст.

Зи мӯъбад шунидастам ин достон,
Ки бархонд аз гуфтаи бостон,

Ки пархез аз он кун, ки бад кардай,
Ки ӯро ба беҳуда озурдай.

Бад-он дор уммед, к-ӯро ба меҳр
Сар аз нестӣ бурдай бар сипеҳр.

Ман ӯро наёзурдам аз ҳеч рӯй,
Зи душман бувад ин замон кинаҷӯй.[1]

Фарухзод барҳам бизад ҳарду даст,
Чунин гуфт, к-«эй шоҳи яздонпараст,

Ба бадгавҳарон-бар бас эмин машав,
Ки инро яке достон аст нав.

Ки ҳарчанд бар гавҳар афсун кунӣ,
Бикӯшӣ, к-аз ин ранҷ берун кунӣ,

Чу парвардигораш чунон офарид,
Ту бар банди яздон наёбӣ калид».[2]

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй ҳижабри жиён,
Аз ин озмоиш надорам зиён».

Бибуд он шабу бомдоди пагоҳ,
Таронмоягон баргирифтанд роҳ.

---

[1] ИЛ — б. 282 нест [2] И — б. 285, 286 нест.

ТпИЛ — Аз аспон* бипурсанд рангу нажод,
Туро ҷуз бузургиву шодӣ мабод.

* Ил — эшон.

Зи Бағдод роҳи Хуросон гирифт,
Ҳама ранҷҳо бар тан[1] осон гирифт.

Бузургони Эрон ҳама пур зи дард,
Бирафтанд бо шоҳи озодмард.

Бар ӯ-бар ҳамехонданд офарин,
Қи бе ту мабодо замону замин!

Хурӯше баромад зи лашкар ба зор,
Зи тимору аз рафтани шаҳриёр.

Аз эшон ҳар он кас, ки деҳқон буданд,
Зи тухму нажоди[2] бузургон буданд.

Хурӯшон бари шаҳриёр омаданд,
Ҳама дидаҳо ҷӯйбор[3] омаданд.[4]

Қи моро дил аз буму оромгоҳ,
Чигуна бувад шод бе рӯи шоҳ?

Ҳама бум ободу фарзанду ганҷ,
Бимонему бо ту гузинем ранҷ.

Замона нахоҳем бе тахти ту,
Мабодо, ки печон шавад бахти ту.

Ҳама бо ту оем, то рӯзгор
Чи бозӣ кунад дар дами корзор.

Зи эрониён он ки буд чарбгӯй,
Ба хоки сияҳ барниҳоданд рӯй.

---

[1] Л — дил. [2] Л — Ба Эрон зи пушти. [3] Л — дида чун баҳор.

[4] ТпЗЛ — Бигуфтанд: «Аё шоҳ, мо бандаем,
Тану ҷон ба меҳри ту огандаем».

Ки мо буми ободи бугзоштем,
Ҷаҳон дар паноҳи ту пиндоштем.

Кунун доғдил пеши хоқон шавем,
Зи Эрон сӯи марзи Тӯрон шавем.[1]

Шаҳаншоҳ мижгон пур аз об кард,
Чунин гуфт бо номдорон ба дард,[2]

Ки «яксар ба яздон ниёиш кунед,
Ситоиш варо дар физоиш кунед.[3]

Магар боз бинам шуморо яке,
Шавад нерӯи тозиён андаке.[4]

Ҳама [5] пок парвардигори манед,
Ҳамон аз падар ёдгори манед.

Нахоҳам, ки ояд шуморо газанд,
Мабошед бо ман ба бад ёрманд.[6]

Бубинем то гирди гардонсипеҳр,
Аз ин пас ҳаме бар кӣ гардад ба меҳр.[7]

Шумо соз гиред бо пои ӯй.
Гузар нест аз гардишу рои ӯй.

Аз он пас ба бозоргонони Чин,
Чунин гуфт, к-«акнун ба эронзамин.

Мабошед якчанд к-аз тозиён,
Бар ин суд ҷустан, сар ояд зиён».[8]

---

[1] Л — б. 299—302 нест.

[2] Л — Шаҳаншоҳ бо дарду бо оби чеҳр,
Яке посух овард бо доду меҳр.

[3] Л — Ба озодагон гуфт, к-«аз меҳру дод,
Сухан чун бар ин гуна гардад ба ёд.

[4] Л — б. 304 нест. [5] Л — Шумо. [6] Л — б. 306 нест.

[7] Л — Битарсед аз кирдгори сипеҳр,
Чи фармояд ӯ, бо кӣ гардад ба меҳр.

[8] Л — б. 309, 310 нест.

Аз ӯ бозгаштанд бо дарду ҷӯш,
Зи тимор бо нолаву бо хурӯш.

Фарухзоди Ҳурмузд лашкар биронд,
Аз Эрон ҷаҳондидагонро бихонд.

Чунин рафт бо нолаву дард шоҳ,
Сипаҳбуд ба пеш андарун бо сипоҳ.

Чу манзил ба манзил биёмад ба Рай,
Баросуд якчанд[1] бо руду май.

Зи Рай сӯи Гургон баромад чу бод,
Ҳамебуд якчанд ношод шод.

Зи Гургон биёмад, сӯи роҳи Буст,
Пурожанг рухсору дил нодуруст.

### Номаи Яздгирд ба Моҳӯи Сурӣ ва ба марзбонони Хуросон

Ҷаҳондор чун кард оҳанги Марв,[2]
Ба Моҳӯи Сурӣ кунуранги Марв

Яке нома бинвишт бо дарду хашм,[3]
Пур аз орзӯ дил, пур аз об чашм.[4]

Дабири ҷаҳондидаро пеш хонд,
Дил оганда будаш ҳаме[5] барфишонд.

Нахуст офарин кард бар кирдигор,
Худованди донову парвардигор.

Худованди гарданда баҳрому ҳур,
Худованди пилу худованди мӯр.

---

[1] Л — Бибуду баросуд. [2] Л — Зи шоҳи сарафрози озодасарв. [3] Л — ранҷ. [4] Л — Ки омад ба рӯяш чӣ аз тоҷу ганҷ? [5] Л — ҳама.

Кунад, чун бихоҳад зи ночиз чиз,
Ки омӯзгораш набояд ба низ.

Бигуфт он ки моро биёмад ба рӯй,
В-аз ин подшоҳӣ бишуд рангу бӯй.

Зи Рустам куҷо кушта шуд рӯзи ҷанг,
Зи тимор бар мо ҷаҳон гашт танг.

Ба дасти яке, Саъди Ваққос ном,
На буму на зоду на дониш, на ком,

Кунун то дари Тайсафун лашкар аст,
Ҳамон роғу беша ба пеш андар аст.

Ту бо лашкарат размро соз кун,
Сипаҳро бар ин-бар ҳамовоз кун.[1]

Ман инак паси нома бар сони бод
Биёям ба назди ту, эй покзод! [2]

Фиристодаи дигар аз анҷуман,
Гузин кард binoдилу ройзан.

**Номаи Яздгирд ба марзбонони Тӯс**

Яке нома бинвишт дигар ба Тӯс,
Пур аз хун дилу рӯй чун сандарӯс.

Нахуст офарин кадо бар додгар,
К-аз ӯ дид нерӯву бахту ҳунар.

[1] ТпЗЛ — Ман андар Нишопур як ҳафта беш
Набошам, ки ранҷи дарозаст пеш.
Ба Марв ояму кас фиритсам бад-ин,
Ба хоқони Турку ба фағфури Чин.
В-аз эшон бихоҳам фаровон сипоҳ,
Магар бахти баргашта ояд ба роҳ *.

[2] ТпЗ — Ҳаюне барафганд бар сони бод,
Ба наздики Моҳӯи суринажод.

* Л — ин б. нест.

Худованди пирӯзиву фаррахӣ,
Худованди дайҳими[1] шоҳаншаҳӣ.

Паи пашша то парри паррон уқоб,
Ба хушкӣ чу пилу наҳанг андар об,

Зи фармону паймони ӯ нагзарад,[2]
Дами хеш берои ӯ нашмарад.[3]

Зи шоҳи ҷаҳон Яздгирди бузург,
Падар номвар шаҳриёри сутург.

Сипаҳдори Эрону пирӯзгар,
Нигаҳбони ҷунбандаи буму бар.

Зи тухми бузургони яздоншинос,
Ҳаме тоҷкорон аз[4] ахтаршинос,

К-аз эшон шуд обод рӯи замин,
Фурӯзандаи тоҷу тахту нигин.

Сӯи марзбонони бо дастгоҳ,[5]
Ки бо фарру бурзанду бо доду роҳ.

Шамерону Рӯиндижу Родакӯҳ,
Калот аз дигар дасту дигар гурӯҳ.

Нигаҳбони мо бод парвардигор,
Шумо бегазанд аз бади рӯзгор.

Ҳамоно шуниданд гарданкашон,
Ханида шуд андар ҷаҳон ин нишон.

Ки бар корзориву марду нажод,
Дили мо пурозарму меҳрасту дод.

Ба вижжа нажоди шуморо, ки ранҷ
Фузун аст наздики шоҳон зи ганҷ.

Чу Баҳроми Чӯбина омад падид,
Зи фармону дайҳими шаҳ[6] сар кашид.

---

[1] И — дайҳиму. [2] ИЛ — нагзаранд. [3] ИЛ — нашваран
[4] Л — Агар тоҷдоранд, ар. [5] Л — ганҷу гоҳ. [6] Л — мо.

Шуморо сар аз шаҳрҳои фарох,
Бупечиду аз боғу майдону кох.

Бад-ин бенишон роғу кӯҳи баланд,
Қада сохтед аз ниҳеби газанд.

Гар эдун, ки неру диҳад кирдгор,
Ба коми дили мо шавад рӯзгор,

Ба подоши некӯ физоиш кунем,
Мар ин пешдастӣ ситоиш кунем.

Ҳамоно, ки омад шуморо хабар,
Ки моро чӣ омад зи ахтар ба сар?

Аз ин морхор аҳриманчеҳрагон,
Зи доноиву шарм бебаҳрагон.[1]

На ганҷу на тахту на ному нажод,
Ҳамедод хоҳанд гетӣ ба бод.[2]

Чунин гашт паргори чархи баланд,
Ки ояд бад-ин подшоҳӣ газанд.

Аз ин зоғсорони беобу ранг,
На ҳушу на дониш, на ному на нанг.[3]

Анӯшервон дида буд ин ба хоб,
Қ-аз ин тахт бипроганад рангу тоб.

---

[1] Л — Аз ин морхор аҳриманчеҳр чанд,
На ганҷу на тахту на номи баланд.

[2] ТпИЛ — Басе ганҷу гавҳар пароганда шуд,
Басе сар ба хок андар оганда шуд.

[3] ТпЛ — Бад-ин тахти шоҳӣ ниҳодаст * рӯй,
Шикамгурсина марди ** дайҳимҷӯй.

* Л — ниҳоданд. ** Л — ком.

Чунон дид, к-аз тозиён сад ҳазор,
Ҳаюнони масту[1] гусиста маҳор.

Гузар ёфтандӣ ба[2] Арвандруд,
Ба чархи зуҳал баршудӣ тира дуд.[3]

Ба Эрону Бобул зи кишту дуруд,
Намондӣ худ аз буму бар тору пуд.[4]

Ҳам оташ бимурдӣ ба оташкада,
Шудӣ тира наврӯзу ҷашни сада.

Аз айвони шоҳи ҷаҳон кунгура,
Фитодӣ ба майдон ӯ яксара.

Кунун хобро посух омад падид,
Зи мо бахт гардан бихоҳад кашид,

Шавад хор ҳар кас, ки буд арҷманд,
Фурӯмояро бахт гардад баланд,

Пароганда гардад бадӣ дар ҷаҳон,
Газанд ошкорову хубӣ[5] ниҳон.

Ба ҳар кишваре-дар ситамкорае —
Падид ояду зишт[6] патьёрае.

Нишони шаби тира омад падид,
Ҳаме рӯшноӣ бихоҳад бурид.

Кунун мо ба дастурии раҳнамой,
Ҳамон паҳлавонони покизарой.

Ба сӯи Хуросон ниҳодем рӯй,
Бари марзбонони пархошҷӯй.[7]

---

[1] Л — масти. [2] Л — зи. [3] Л — Зи буму зи бар гум шуда то
ру пуд. [4] Л — Ба бурҷи ҳамал баршудӣ тира худ. [5] Л — некӣ
[6] Л — оварад зуд. [7] Л — Сӯи паҳлавонони пайкорҷӯй; И — дай
ҳимҷӯй.

Бубинем то гардиши рӯзгор
Чӣ гӯяд бад-ин рои[1] ноустувор.

Пас акнун зи баҳри куноранги Тӯс,
Бад-ин сӯ кашидем пилону кӯс.[2]

Фаррухзод бо мо зи як пӯст аст,
Ба пайвастагӣ низ ҳам дӯстаст.

Ба Алтӯния ӯ кунун размҷӯй,
Сӯи ҷанги душман ниҳодаст рӯй.

Кунун Қашмагон-пури он некхоҳ,
Бари мо биёмад бар ин размгоҳ.

Бигуфт он ки бояд зи шоистагӣ,
Ҳам аз бандагӣ, ҳам зи боистагӣ.

Шунидем аз ин марзҳо ҳарчи гуфт,
Баландиву пастиву розу нуҳуфт.

Зи ҳаргуна бинмуд он дилгусил,
Ба додӣ намуд, ончи будаш ба дил.[3]

Чунин лашкари гашн бо мо, ки ҳаст,
Бад-ин тангдижҳо нашояд нишаст.

Дижи Гунбадинкӯҳ[4] то Харбуна,
Дижи Ложвардин зи баҳри буна.[5]

Нишастему гуфтем бо ройзан,
Ҳама паҳлавонон шуданд анҷуман.

---

[1] Л — бандад бар ин банди.

[2] ТпЗ — Миёнро бубастам кунун размҷӯй,
Ки бо тозиён андар орем рӯй.

[3] ТпИ — Аз ин боргаҳ шуд ба ҳар ҷой кас,
Ба наздики ёрони фарьёдрас *.

[4] Л — гунбадинтеғ.

[5] ТпИЛ — Ҳама ҳарчи аз мо пароганданист,
Гар аз пушини, гар зи афғанданист.

* Л — Сагу юзбонони моро на бас.

Зи ҳаргуна гуфтему андохтем,
Саранҷом яксар бад-ин сохтем,

Ки аз тоҷу аз тахту мӯҳру нигин,
Ҳамон ҷомаи Руму Қашмиру Чин.

Зи пурмоя чизе ки ояд ба даст,
Зи Руму зи Тоиф, ҳама ҳарчи ҳаст.

Зи арринаву ҷомаи нобурид,
Зи чизе ки онро бишояд кашид.

Ҳам аз хӯрданиҳову ҳаргуна соз,
Ки моро бибояд ба рӯзи ниёз.

Зи говони гардункашон чил ҳазор,
Гурунҷ оваранд, он ки ояд ба кор.[1]

Ба хирвор аз он пас[2] даҳу ду ҳазор,
Ба хӯша дарун гандум оранд бор.

Ҳамон арзану пиставу нордон,
Биёрад яке мӯъбади кордон.

Шутурвор з-ин ҳар яке ду ҳазор,
Ҳаюнони бухтӣ биёранд бор.

Ҳамон говгардун ҳазор аз намак
Биёранд, то бар чӣ гардад фалак.

Зи хурмо ҳазору зи шаккар ҳазор,
Бувад сохта, рост карда шумор.

Даҳу ду ҳазор ангубин кандура,
Ба дижҳо кашанд он[3] ҳама яксара,

Намакхӯрда ҳар гӯшт чун чил ҳазор,
Зи ҳар сӯ ба дижҳо кашад пешкор.

---

[1] Л—Биринҷ оваранд андар ин рӯзгор. [2] Л—сӯ. [3] Л—ин.

Шутурвор сесад зи нафти сиёҳ,
Биёранд бар борҳо то ду моҳ,

Биёяд яке мӯъбаде бо гурӯҳ,
Зи гоҳи Шамерону аз Родакӯҳ.

Ба дидори пирону фарҳангиён,
Бузургон кианд аз кунорангиён.

Ба ду рӯз нома ба дижҳо ниҳед,[1]
Яке нома ганҷури моро диҳед.[2]

Дигар худ бидоред бо хештан,
Бузургон, ки бошед аз он анҷуман.

Ҳамоно бад-он роғу кӯҳи баланд,
Зи турку зи тозӣ наёяд газанд.

Шуморо бад-ин рӯзгори сутург,
Яке даст бошад бари мо бузург.

Ҳунарманду гӯянда [3] дастури мо,
Бифармояд акнун ба ганҷури мо.

Қи ҳар кас, ки инро биёрад ба ранҷ,
Фиристад варо порсӣ ҷома панҷ.

Яке хуб сарбанди пайкар ба зар,
Биёмад аз ин ранҷ, фарҷом, бар.

Бад-ин рӯзгори табоҳу дижам,
Ҳар он кас, ки ҳастанд бо мо баҳам.

Физоем бар рӯзии зердаст,
Яке з-ин дирамҳо, ки ояд ба шаст.

Аз он шаст бар сар шашу чор донг,
Биёрад набишта, бихонад ба бонг.

---

[1] Л — ниҳанд. [2] Л — диҳанд. [3] Л — покиза.

Зи ҳаргуна гуфтему андохтем,
Саранҷом яксар бад-ин сохтем,

Ки аз тоҷу аз тахту мӯҳру нигин,
Ҳамон ҷомаи Руму Қашмиру Чин.

Зи пурмоя чизе ки ояд ба даст,
Зи Руму зи Тоиф, ҳама ҳарчи ҳаст.

Зи арринаву ҷомаи нобурид,
Зи чизе ки онро бишояд кашид.

Ҳам аз хӯрданиҳову ҳаргуна соз,
Ки моро бибояд ба рӯзи ниёз.

Зи говони гардункашон чил ҳазор,
Гурунҷ оваранд, он ки ояд ба кор.[1]

Ба хирвор аз он пас[2] даҳу ду ҳазор,
Ба хӯша дарун гандум оранд бор.

Ҳамон арзану пиставу нордон,
Биёрад яке мӯъбади кордон.

Шутурвор з-ин ҳар яке ду ҳазор,
Ҳаюнони бухтӣ биёранд бор.

Ҳамон говгардун ҳазор аз намак
Биёранд, то бар чӣ гардад фалак.

Зи хурмо ҳазору зи шаккар ҳазор,
Бувад сохта, рост карда шумор.

Даҳу ду ҳазор ангубин кандура,
Ба дижҳо кашанд он[3] ҳама яксара,

Намакхӯрда ҳар гӯшт чун чил ҳазор,
Зи ҳар сӯ ба дижҳо кашад пешкор.

---

[1] Л—Биринҷ оваранд андар ин рӯзгор. [2] Л—сӯ. [3] Л—ин.

Шутурвор сесад зи нафти сиёҳ,
Биёранд бар борҳо то ду моҳ,

Биёяд яке мӯъбаде бо гурӯҳ,
Зи гоҳи Шамерону аз Родакӯҳ.

Ба дидори пирону фарҳангиён,
Бузургон киёнд аз кунорангиён.

Ба ду рӯз нома ба дижҳо ниҳед,[1]
Яке нома ганҷури моро диҳед.[2]

Дигар худ бидоред бо хештан,
Бузургон, ки бошед аз он анҷуман.

Ҳамоно бад-он роғу кӯҳи баланд,
Зи турку зи тозӣ наёяд газанд.

Шуморо бад-ин рӯзгори сутург,
Яке даст бошад бари мо бузург.

Ҳунарманду гӯянда[3] дастури мо,
Бифармояд акнун ба ганҷури мо.

Ки ҳар кас, ки инро биёрад ба ранҷ,
Фиристад варо порсӣ ҷома панҷ.

Яке хуб сарбанди пайкар ба зар,
Биёмад аз ин ранҷ, фарҷом, бар.

Бад-ин рӯзгори табоҳу дижам,
Ҳар он кас, ки ҳастанд бо мо баҳам.

Физоем бар рӯзии зердаст,
Яке з-ин дирамҳо, ки ояд ба шаст.

Аз он шаст бар сар шашу чор донг,
Биёрад набишта, бихонад ба бонг.

---

[1] Л — ниҳанд. [2] Л — диҳанд. [3] Л — покиза.

Ба як рўй бар номи яздони пок,
Қ-аз ўяст уммеду ҳам тарсу бок.

Дигар пайкараш афсару чеҳри мо,
Замин борвар гашта аз меҳри мо.

Ба наврўзу меҳр он ҳам ороста,
Ду ҷашни бузургасту бо хоста.

Дуруди ҷаҳонбон бар он родмард,
Қасе к-ў зи дайҳими мо ёд кард.

Чу нома ба мўҳр андаровард шоҳ,
Фиристод зӣ меҳтарони сипоҳ.

Баландахтаре номҷўву савор,
Биёмад ба каф номаи шаҳриёр.

**Рафтани Яздгирд ба Тўс ва пазира шудани Моҳўи Сурӣ ўро**

Аз он ҷойгаҳ баркашиданд кўс,
Ба Бусту[1] Нишопур шуд то ба Тўс.

Хабар ёфт Моҳўи Сурӣ зи шоҳ,
Ки аз марзи Тўс андар омад сипоҳ.

Пазира шудаш бо сипоҳе гарон,
Ҳама найзадорону ҷавшанварон.

Чу пайдо шуд он фарру авранги шоҳ,
Дирафши бузургеву чандин сипоҳ.

Пиёда шуд аз асп Моҳўй зуд,
Бад-ў кеҳтарӣ бандагиҳо фузуд.

Ҳамерафт нарм аз бари хоки гарм,
Ду дида пур аз об карда зи шарм.

---

[1] Л — Зи шаҳри.

Заминро бибӯсиду бурдаш намоз,
Ҳамебуд пешаш замоне дароз.

Сипоҳаш ҳама хонданд офарин,
Якояк ниҳоданд сар бар замин.

Фарухзод чун рӯи Моҳӯй дид,
Саросар сипоҳаш рада баркашид,

Зи Моҳӯи Сурӣ дилаш гашт шод,
Бар ӯ-бар басе пандҳо кард ёд.[1]

Ки ин шоҳро аз нажоди каён,
Супурдам туро, то бубандӣ миён.

Набояд, ки боде бар ӯ барҷаҳад,
В-агар кас сипосе бар ӯ барниҳад.

Маро рафт бояд сӯи марзи Рай,
Надонам, ки кай донам[2] ин тоҷи кай.

Ки чун ман фаровон ба овардгоҳ
Шуд аз ҷанги он найзадорон табоҳ.

Чу Рустам саворе ба гетӣ набуд,
На гӯши хирадманд ҳаргиз шануд.

Ба дасти яке зоғсар[3] кушта шуд,
Ба мо-бар чунин рӯз баргашта шуд.

Ки яздон варо ҷои некон диҳод,
Сияҳзоғро дарди пайкон диҳод!

Бад-ӯ гуфт Моҳӯй, к-«эй паҳлавон,
Маро шоҳ чашм асту равшанравон.

---

[1] Тп — Ба Моҳӯи Сурӣ Фарухзод гуфт,
Бад-онгаҳ, ки букшод роз аз нуҳуфт.

[2] Л — бинам. [3] Л — теғи яке теғзан.

Пазируфтам ин зинҳори туро,
Сипеҳри туро, шаҳриёри туро.

Фарухзоди Ҳурмузд аз он ҷойгоҳ,
Сӯи Рай биёмад ба фармони шоҳ.

Бад-ин низ бугзашт чанде сипеҳр,
Ҷудо шуд зи мағзи бадандеш меҳр.[1]

Шубонро ҳамекард тахт орзӯй,
Дигаргунатар шуд ба оину хӯй.

Тани хеш якчанд бемор кард,
Парастидани подшоҳ хор кард.

**Барангехтани Моҳӯи Сурӣ Бижанро ба ҷанги Яздгирд ва гурехтани шоҳ дар осиё**

Яке паҳлавон буд густурдаком,
Нажодаш зи Тархону Бижан ба ном.

Нишасташ ба шаҳри Самарқанд буд,
Дар он марз чандеш пайванд буд.

Чу Моҳӯи бадбахт худкома шуд,
Аз ӯ назди Бижан яке нома шуд.

Ки эй паҳлавон, зодаи бегазанд,
Яке разм пеш омадат судманд.

Ки шоҳи ҷаҳон бо сипоҳ эдар аст,
Або тоҷу гоҳ асту бо афсар аст.

[1] ТпЗ — Наёраст шуд пешашон кас ба ҷанг,
Ки буд ёрашон чархи фирӯзранг.
Рухи шоҳи Эрон пурожанг шуд,
В-аз он кори душман дилаш танг шуд.
Чу Моҳӯй мар шоҳро монда дид,
Ба бекоми ӯ бахти ӯ ронда дид.

Гар ой, сару тоҷу гоҳаш турост,
Ҳамон ганҷу чатри сиёҳаш[1] турост.

Зи кини ниёгон ба дил ёд кун,
Бад-ин тухма бар дод бедод кун,

Чу Бижан нигаҳ карду он нома дид,
Ҷаҳон пеши Моҳӯи худкома дид.

Ба дастур гуфт: «Эй сари ростон,
Чи дорӣ ба ёд андарин достон?

Ба ёрии Моҳӯй гар ман сипоҳ
Биронам, шавад корам эдар табоҳ?»[2]

Чунин дод дастур посух бад-ӯй,
Ки «эй шердил, марди пархошҷӯй,

Аз эдар туро нанг бошад шудан,
Ба ёрии Моҳӯю боз омадан.

Ба гуфтори Сурӣ шавӣ сӯи ҷанг,
Сабуксор хонад туро марди санг.

Ба Барсом фармой, то бо сипоҳ,
Ба ёрӣ шавад сӯи ин размгоҳ».

Чунин гуфт, Бижан, ки ин аст рой,
Маро худ наҷунбид бояд зи ҷой.

Ба Барсом фармуд, то даҳ ҳазор
Набардасаворони ханҷаргузор.

Ба Марв ораду[3] builder сози ҷанг оварад,
Магар тахти[4] Эрон ба ҷанг оварад.

---

[1] Л — чира сипоҳаш.

[2] ТпЗИЛ — Ба ман-бар кунад шоҳ чандин фусус,
Маро беманиш хонаду чоплус
В-агар на бигӯянд к-аз бим кард,
Ҳаметарсад аз рӯзгори набард.

[3] ИЛ — ояду. [4] Л — ганҷи.

Сипоҳ аз Бухоро чу паррон тазарв
Ба як ҳафта омад сӯи шаҳри Марв,

Шаби тира, ҳангоми бонги хурӯс,
Аз он дашт бархост овои кӯс.

Шаҳаншоҳ аз он худ на огоҳ буд,
Ки Моҳӯи Суриш бадхоҳ буд.

Хурӯше баромад ҳам андар замон,
Саворе сӯи хусрав омад дамон.

Ки Моҳӯй гӯяд, ки омад сипоҳ
Зи туркон, кунун бар чӣ рой аст шоҳ?

Сипаҳдор хон аст Фағфури Чин,
Сипоҳаш ҳаме барнатобад замин.

Барошуфту ҷавшан бипӯшид шоҳ,
Фароз омаданд аз ду рӯя сипоҳ.[1]

Баророст бо маймана майсара,
Ба ҷанг андаромад сипаҳ яксара.

Ҳамебуд то найза дар қалбгоҳ,
Шуд аз гард гетӣ саросар сиёҳ.

Чу нерӯи пархоши туркон бидид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Ба пеши сипоҳ андар омад чу пил,
Замин шуд ба кирдори дарьёи Нил.

Чу бар лашкари турк-бар ҳамла бурд,
Паси пушти ӯ худ намонд эч гурд.

Ҳама пушт бар тоҷвар гоштанд,
Миёни саворон-ш бугзоштанд.

---

[1] ТпЗЛ — Рада баркашиданду баршуд хурӯш,
Сипаҳдори Эрон баромад ба ҷӯш.

Чу баргашт Моҳӯй, шоҳи ҷаҳон
Бидонист найранги ӯ дар ниҳон.

Чунин буд Моҳӯйро рою роҳ,
Ки ӯ монад андар миёни сипоҳ.

Шаҳаншоҳ дар ҷанг мардӣ намуд,
Далериву тундиву гурдӣ намуд.

Фаровон аз он номдорон бикушт,
Чу бе чоратар гашт, бинмуд пушт.

Зи туркон басе дар паси пушти ӯй,
Яке кобулӣ теғ дар мушти ӯй.

Ҳаметохт ҷӯшон чу аз абр [1] барқ,
Яке осиё дид бар [2] оби зарқ.

Фуруд омад аз асп шоҳи ҷаҳон,
Зи бадхоҳ дар осиё шуд ниҳон.

Саворон ба ҷустан ниҳоданд рӯй,
Ҳама зарқ аз ӯ шуд пур аз гуфтугӯй.

Аз ӯ бозмонд аспи зарринситом,
Ҳамон гурзу шамшери зарринниём.

Ба ҷустан-ш туркон хурӯшон шуданд,
Аз он бораву соз ҷӯшон шуданд.

Ниҳон шоҳ дар хонаи осиё,
Нишаст аз бари хушклахте гиё.

Чунин аст расми сарои фиреб,
Фарозаш баланд асту пасташ нишеб.

Бад-он гаҳ, ки бедор буд бахти ӯй,[3]
Ба гардан кашидан [4] фалак тахти ӯй.[5]

---

[1] П — ҳамчун шаби тира. [2] Л — пур. [3] Л — шоҳ. [4] Л — кашидӣ. [5] шоҳ.

Қунун осиёе биёмад-ш баҳр,
Зи нӯшаш фаровон фузун буд заҳр.[1]

Чӣ бандӣ дил андар сарои фусус,
Ки ҳазмон ба гӯш ояд овои кӯс?

Хурӯше бароянд, ки барбанд рахт,
Наёбӣ ҷуз аз тахтаи гӯр тахт.

Даҳон ночарида, ду дида пуроб,
Ҳамебуд то сар кашид офтоб.

Кушод осиёбон дари осиё,
Ба пушт андараш бор лахте гиё.

Фурӯмояе буд Хусрав ба ном,
На тахту на ганҷу на тоҷу на ком.

Хӯри хеш аз он осиё сохтӣ,
Ба коре ҷуз ин, худ напардохтӣ.

Гаве дид бар сони сарви баланд,
Нишаста бар он хок-бар мустаманд.

Яке афсаре хусравӣ бар сараш,
Дурафшон зи дебои чинӣ бараш.

Ду чашми гавзану бару ёли шер,
Нашуд дида аз диданаш ҳеч сер.

Ба пайкар яке кафши заррин ба пой,
Зи хушобу зар остини қабой.

Нигаҳ кард Хусрав бад-ӯ, хира монд,
Бад-он хирагӣ номи яздон бихонд.

---

[1] ТпЗЛ — Агар бихрадӣ, дар ҷаҳон дил мабанд,
Ки н-ояд ба фарҷом аз ӯ ҷуз газанд.
Ба гохи бисудан чу мор аст нарм,
Валекин гаҳи заҳр додан-ш гарм.

Бад-ӯ гуфт, к-«эй шоҳи хуршедрӯй!
Бад-ин осиё чун расидӣ, ту гӯй.

Чӣ ҷои нишасти ту буд осиё,
Пур аз гандуму хоку чанде гиё?

Чӣ мардӣ, бад-ин бурзу ин фарри чеҳр,
Ки чун ту набинад ҳамоно сипеҳр?»

«Аз эрониёнам,— бад-ӯ гуфт, шоҳ
Ҳазимат гирифтам зи тӯронсипоҳ».

Бад-ӯ осиёбон ба ташвир гуфт,
«Ки ҷуз тангдастӣ маро нест ҷуфт».

Агар нони кашкинат ояд ба кор,
В-аз ин носазо тарраи ҷӯйбор,

Биёрам, ҷуз ин нест, чизе ки ҳаст,
Хурӯшон бувад мардуми тангдаст.

Ба се рӯз шоҳи ҷаҳонро зи разм,
Набуд эч пардозиши хобу базм.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ончи дорӣ, биёр,
Хӯриш низ бо барсам ояд ба кор».

Сабук марди бемоя ҷаббин ниход [1]
Бар ӯ [2] тарраву нони кашкин ниҳод.

Ба барсам шитобиду омад ба роҳ,
Ба ҷое ки буд андар ӯ божгоҳ,

Бари меҳтари зарқ шуд бекиёр,[3]
Ки барсам яке з-ӯ кунад хостор.

Ба ҳар сӯ фиристод Моҳӯй кас,
Ба гетӣ ҳама шоҳро ҷуст бас.

---

[1] Л — бемояи бе мурод; И — бемояи чинниход. [2] Л — Ба-раш. [3] Л — сугвор.

Аз ин осиёбон бипурсид меҳ
Ки «барсам чаро хоҳӣ, эй рӯзбеҳ?»

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «дар осиё
Нишастаст кундоваре бар гиё.

Ба боло, ба кирдори сарви саҳӣ,
Ба дидор хуршеди бофарраҳӣ.

Ду абрӯ камону ду наргис дижам,
Даҳон пур зи боду равон пур зи ғам.

Яке кӯҳна ҷабин[1] ниҳодам-ш пеш,
Бар ӯ нони кашкин сазовори хеш.

Ба барсам ҳаме бож хоҳад гирифт,
Сазад, гар бимонӣ бад-ӯ дар шигифт.

Бад-ӯ гуфт меҳтар, к-«аз эдар бипӯй,
Чунин ҳам ба Моҳӯи Сурӣ бигӯй.

Набояд, ки он баднажоди палид,
Чу ин бишнавад, гавҳар орад падид».

Сабук меҳтар ӯро ба марде супурд,
Накӯхӯйро сӯи[2] Моҳӯй бурд.

Бипурсид Моҳӯй аз ин чораҷӯй,
Ки «барсам киро хостӣ? Рост гӯй».

Чунин дод посух варо тарскор,
Ки «Ман бор кардам ҳаме хостор.

Дари осиёро кушодам ба хашм,
Чунон дон, ки хуршед омад ба чашм.

Ду наргис чу нароҳуе дар ҳарос,
Ду гесу чу аз шаб гузашта ду пос.[3]

---

[1] Л — хоне. [2] Л — Сарафрозро пеши.

[3] ТпЗЛ — Ҳама ёди мушк ояд аз бӯи ӯй,
Ҳаме зеби тоҷ ояд аз рӯи ӯй.

Чу хуршед гаштаст аз ӯ осиё,
Хуриш нону кашку[1] нишасташ гиё».

Ҳар он кас, ки ӯ фарри яздон надид,
Аз ин осиёбон биёбояд шунид.

Пур аз гавҳари нобисуд афсараш,
Зи дебои чинӣ фурӯзон[2] бараш.

Баҳорест гӯӣ дар андар биҳишт,
Ба болои ӯ сарв деҳқон накишт.

**Фиристодани Моҳӯи Сурӣ осиёбонро ба куштани Яздгирд ва панди мӯъбадон дар бораи боздоштани ӯ аз куштанаш**

Чу Моҳӯй дилро баровард гирд,
Бидонист, к-ӯ нест ҷуз Яздгирд.

Бад-ӯ гуфт: «Биштоб аз ин анҷуман,
Ҳам акнун ҷудо кун сарашро зи тан.

В-агарна ҳам акнун бибуррам сарат,
Намонам касе зинда аз гавҳарат!»

Шуниданд аз ӯ ин сухан меҳтарон,
Бузургони бедору кундоварон.

Ҳама анҷуман гашт аз ӯ пур зи хашм,
Забон пур зи гуфтору пуроб чашм.

Яке мӯъбаде буд Зорӯй ном,
Ба ҷон аз хирад бар ниҳода лагом.

Ба Моҳӯй гуфт: «Эй бадандеш мард!
Чаро дев чашми туро хира кард?!

[1] Л — нони кашкин. [2] Л — дурахшон.

Чунон дон, ки шоҳиву пайғамбарӣ,
Ду гавҳар бувад дар як ангуштарӣ.

Аз ин ду якеро ҳаме бишканӣ,
Равону хирадро ба пай[1] афганӣ.

Нигар, то чӣ хоҳӣ, бипарҳез аз ин
Машав бадгумон бо ҷаҳонофарин.

Нахустин аз ин бар ту ояд газанд,
Ба фарзанд[2] монӣ яке киштманд.

Ки бораш кабаст ояду барг хун,
Ба зудӣ сари хеш бинӣ нагун.

Бараҳна шавад дар ҷаҳон зишти ту,
Писар бидравад, бегумон, кишти ту.

Ҳамон дини яздон шавад з-ӯ табоҳ,
Ҳамон бар ту нафрин кунад тоҷу гоҳ.»

Яке динвар буд яздонпараст,
Ки ҳаргиз набурдӣ ба бедод даст.

Ки Ҳурмузди Харрод буд номи ӯ,
Ба дин андарун буд ороми ӯ.

Ба Моҳӯй гуфт: «Эй ситамгора мард,
Чунин аз дари покьяздон магард.

Ҳама тира бинам дилу ҳуши ту,
Ҳама хор бинам ба оғӯши ту.

Тануманд бемағзиву ҷоннизор,
Ҳаме дуд аз оташ кунӣ хостор.

Туро з-ин ҷаҳон сарзаниш бинам оз,
Ба баргаштанат ранҷу гурму гудоз.

---

[1] ИЛ — пой. [2] Л -- фарҷом.

Кунун зиндагонит нохваш бувад,
Чу рафтӣ нишастат бар оташ бувад».

Нишаст ӯву Шоҳрӯй бар пой хост,
Ба Моҳӯй гуфт: «Ин далерӣ чарост?

Шаҳаншоҳро корзор омадӣ,
Зи хоқону фағфур ёр омадӣ.

Аз ин тухма бе кас басе ёфтанд,
Ки ҳаргиз ба куштан-ш наштофтанд.

Ту гар бандаӣ, хуни шоҳон марез,
Ки нафрин бувад бар ту то растахез».

Бигуфт ину биншаст гирьён бадард,
Пур аз хуну мижжа пур аз[1] оби зард.

Чу биншаст гирьён, бишуд Меҳрнӯш,
Пур аз дарду бо нолаву бо хурӯш.

Ба Моҳӯй гуфт: «Эй бади баднажод,
Ки на рой фарҷом дорӣ, на дод.

Зи хуни каён шарм дорад наҳанг,
В-агар кушта дорад, надаррад паланг.

Аё, батар аз дад ба меҳру ба хӯ,
Ҳаме ҷои шоҳ оядат орзӯ?

Чу бар дасти Заҳҳок Ҷам кушта шуд,
Чи моя сипеҳр андар он гашта шуд.

Чу Заҳҳок бигрифт рӯи замин,
Падид омад андар ҷаҳон Обтин.

Бизод Офаридуни фаррухнажод,
Ҷаҳонро яке дигар омад ниҳод.

Шунидӣ, ки Заҳҳоки бедодгар,
Чӣ овард аз он хештанро ба сар?

[1] Л — хун дилу мижжа пур.

Бар ӯ сол бугзашт беш аз ҳазор,
Ба фарҷоми кор омадаш хостор.

Ва дигар, ки Тӯр он сарафроз мард,
Куҷо ӯ зи Эраҷ баровард гард.[1]

Манучеҳр аз он тухма омад падид,
Шуд он банди бадро саросар калид.

Се дигар Сиёвуш зи тухми каён,
Камар баст беорзӯ бар миён.

Ба гуфтори Гарсивас Афросиёб
Бибурд аз равону хирад шарму об.

Чунон шоҳзодаҷавонро бикушт,
Азэро ҷаҳон гашт бо ӯ дурушт.

Ҷаҳонгир Кайхусрав аз пушти ӯй
Биёмад, ҷаҳон кард пургуфтугӯй.

Ниёро ба ханҷар ба ду ним кард,
Сари кинаҷӯён пур аз бим кард.

Чаҳорӯм сухан, кини Арҷосп буд,
Ки резандаи хуни Лӯҳросп буд.

Чу Исфандиёр андар омад ба ҷанг,
Зи кина надодаш замоне диранг.[2]

---

[1] ТпЗ — Ба хира бикушт Эраҷи покро,
Ки бахшоиш омад бар ӯ хокро,
Фиристод назди Фаридуни гурд,
Ҷаҳонро саросар ба андӯҳ супурд.

[2] Тп — Ба панҷӯм, сухан кини Исфандиёр,
Ки Рустам мар ӯро гаҳи корзор
Бикушту сар омад бар ӯ низ рӯз,
Ҳамоно шуд он гурди гетифурӯз.
Саранҷом бингар, ки Баҳман чӣ кард,
Зи пури Таҳамтан баровард гард.
Шашӯм, кини Парвизшоҳи баланд,
Ки аз Хушнавоз омад ӯро газанд.
Камар баст бар кини ӯ Суфарой.
Сари хештан андар омад ба пой.

Ба панҷум сухан кини Ҳурмуздшоҳ,
Чу Парвизро шуд гашан дастгоҳ.

Ба Биндӯю Густаҳм кард, ончи кард,
Наёсояд ин чархи гардон зи гард.[1]

Чу шуд даствар ҷони эшон бибурд,
Дари кинаро хор натвон шумурд.[2]

Туро зуд ояд чунин рӯзгор,
Ки печӣ зи андешаи нобакор.

Ту з-ин ҳарчӣ корӣ, писар бидравад,
Замоне замона ҳаме нағнавад.

Бипарҳез аз ин ганҷи ороста,
В-аз ин мурдарӣ тоҷу ин хоста.

Ҳаме сар бупечӣ ба гуфтори дев,
Бибуррӣ дил аз роҳи кайҳонхидев.

Ба чизе ки бар ту назебад ҳаме,
Надонӣ, ки деват фиребад ҳаме.

Ба оташ тану ҷони худро масӯз,
Макун тира ин тоҷи гетифурӯз.

Сипоҳи парогандаро гирд кун,
В-аз ин дар, ки гуфтӣ магардон сухун.

Аз эдар ба пӯзиш бари шоҳ рав,
Чу бинӣ варо, бандагӣ соз нав.

В-аз он ҷойгаҳ ҷанги душман бисеч,
Зи рою зи пӯзиш маёсой ҳеч.

К-аз ин-бар нишони ду гетӣ шавӣ,
Чу гуфтори донандагон нашнавӣ.

---

[1] ТпЗ — Зи кирдори эшон накард эч ёд,
Чу хуни падар буду меҳру нажод.

[2] ИЛ — б. 565 нест.

Чу коре ки имрӯз бояд-т кард,
Ба фардо расад, з-ӯ баророанд гард.

Ҳаме Яздгирди шаҳаншоҳро,
Батар хоҳӣ[1] аз турк бадхоҳро.

Ки бар разм[2] шер асту бар тахт шоҳ,
Дурахшон ба кирдори тобанда моҳ.

Яке ёдгоре зи сосониён,
Ки чун ӯ набандад саворе[3] миён.

Падар бар падар роду донишпазир,
Зи Нӯшинравон то гаҳи Ардашер.

Пас аз Ардашераш зи ҳаштӯм падар,
Ҷаҳондор Сосон бувад тоҷвар.

Ки яздон-ш тоҷи каӣ барниҳод,
Ҳама шаҳриёрони фаррухнажод.

Зи ту буд меҳтар ба кишвар басе,
Назад инчунин рой ҳаргиз касе.

Чу Баҳроми розӣ ки сесад ҳазор
Инондору баргустувонвар савор

Ба як тир аз ӯ пушт баргоштанд,
Бад-ӯ дашти пайкор бугзоштанд,

Чу аз тухми шоҳон сараш сер гашт,
Паи ахтари равшанаш зер гашт.

Фароин, ки тахти каиро[4] биҷуст,
Набудаш сазо дасти бадро бишуст.

Бад-он гуна баркушта шуд зору хор,
Газофа набардорад[5] ин рӯзгор.

---

[1] Л — хонӣ. [2] ИЛ — лар чанг. [3] Л — камар бар. [4] Л — меро. [5] Л — набаргирад; И — напардозад.

Битарс аз худои ҷаҳонофарин,
Ки тахт офаридасту тоҷу нигин.

Тани хеш бар хира расво макун,
Ки бар ту сар оранд зуд ин сухун.

Ҳар он кас, ки бо ту нагӯяд дуруст,
Чунон дон, ки ӯ душмани ҷони туст.

Ту бемори акнуну ман чун пизишк,
Пизишке хурӯшон ба хунин сиришк.

Ту аз бандаи бандагон камтарӣ,
Ба андешаи дил макун меҳтарӣ.

Ҳаме кина бо покьяздон ниҳӣ,
Зи роҳи ҳунар ҷӯй тахти меҳӣ».

Шубонзодаро дил пур аз тахт буд,
Варо панди он мӯъбадон сахт буд.

Чунин буд то буду ин тоза нест,
Газофи [1] замона бар андоза нест.

Якеро барорад ба чархи баланд,
Якеро кунад зору хору нажанд.

На пайванд бо он, на бо оин-ш кин,
Кӣ донист рози ҷаҳонофарин?!

Ҳама мӯъбадон, то ҷаҳон шуд сиёҳ,
Бар оини хуршед биншаст моҳ,

Ҳаме панд гуфтанд бо кинаҷӯй,
Набуд суд як мӯй з-он гуфтугӯй.

Чу шаб тира шуд, гуфт бо мӯъбадон,
«Шуморо бибояд шуд, эй бихрадон!

---

[1] И — Ки рози.

Ман имшаб биандешам ин бо писар,[1]
Зи ҳаргунае дониш орам ба бар.

Зи лашкар бихонем донанда бист,
Бад-он то бад-ин бад набояд гирист».

Бирафтанд донандагон аз бараш,
Биёмад пас аз мӯъбадон[2] лашкараш.

Чу бидшаст Моҳӯй бо ростон,
«Чӣ бинед,— гуфт,— андарин достон?

Агар зинда монад тани Яздигард.
Зи ҳар сӯ бад-ӯ лашкар оянд гирд.

Бараҳна шавад рози ман дар ҷаҳон
Бидонанд яксар кеҳону меҳон.

Биёяд маро аз бадаш[3] ҷон ба сар,
На тан монад эдар, на буму на бар».

Чунин дод посух хирадманд мард,
Ки «Ин худ нахустат набоист кард,

Агар шоҳи Эрон шавад душманат,
Аз ӯ бад расад бегумон бар танат.

В-агар хуни ӯро бирезӣ ба даст,
Ки кинхоҳӣ ӯ дар ҷаҳон эзад аст.

Чапу рост ранҷ асту андӯҳу дард,
Нигаҳ кун бад-ин,[4] то чӣ бояд-т кард?»

Писар гуфт, к-«Эй боби фархундарой,
Чу душман кунӣ, з-ӯ бипардоз ҷой.

Сипоҳ андар орад зи Мочину Чин,
Ба мо-бар кунад танг рӯи замин.

[1] Л — бигардонам инро ба сар. [2] ИЛ — яке мӯъбад аз. [3] Л — андар ин. [4] Л — кунун.

Ту инро чунин хурд коре мадон,
Чу чира шудӣ, коми мардон бирон.

Гар аз домани ӯ дирафше кунанд,
Туро бо сипоҳ аз ҷаҳон баракнанд.

### Кушта шудани Яздгирд ба дасти Хусрави Осиёбон

Чу бишнид Моҳӯи бедодгар,
Суханҳо куҷо гуфт бо ӯ писар. [1]

Чунин гуфт бо осиёбон, кӣ «Хез,
Саворон бубар, хуни душман бирез». [2]

Чу бишнид аз ӯ осиёбон сухун,
На сар дид аз он кор пайдо, на бун.

Шабонгоҳ изони хурдодмоҳ
Сӯи осиё рафт наздики шоҳ,

Зи даргоҳи Моҳӯй чун шуд бурун,
Ду дида пур аз обу дил пур зи хун.

Саворон фиристод Моҳӯй зуд,
Паси осиёбон ба кирдори дуд.

Бифармуд, к-он тоҷу он гӯшвор,
Ҳамон мӯҳру он ҷомаи шоҳвор

Набояд, ки яксар пур аз хун кунанд,
Зи тан ҷомаи шоҳ [3] берун кунанд.

Бишуд осиёбон ду дида пуроб,
Ба зардӣ ду рухсора чун офтоб.

---

[1] Л — б. 617 нест.

[2] Тп — Ки ӯ низ ҳаргиз наёяд ба даст,
Чу аз ман чунин ошкоро биҷаст.

[3] Л — Чу беҷон шавад, ҷома.

Ҳамегуфт, к-«Эй равшани кирдгор,
Туй бартар аз гардиши рӯзгор.

Бад-ин нописандида фармони ӯй,
Ҳам акнун бупечон дилу ҷони ӯй.

Бари шоҳ шуд дил пур аз шарму бок,
Рухонаш пуробу даҳонаш чу хок.

Ба наздик танг андар омад ба ҳуш,
Чунин чун касе роз гӯяд ба гӯш.

Яке дашна зад бар тиҳигоҳи[1] шоҳ,
Раҳо шуд ба захм андар аз шоҳ, оҳ!

Ба хок андаромад сару афсараш,
Ҳамон нони кашкин ба пеш андараш.

Агар роҳ ёбад касе з-ин ҷаҳон,
Бибошад, надорад хирад дар ниҳон,

Зи парварда сер омад ин ҳафтгирд,
Шавад бегунаҳ кушта чун Яздгирд.

Бар ингуна-бар тоҷдоре намурд,[2]
Ҳам аз лашкари ӯ саворе намурд.[3]

Хирад нест бо гирдгардон сипеҳр,
На пайдо бувад ранҷу хашмаш зи меҳр.

Ҳамон беҳ, ки гетӣ набинӣ ба чашм,
Надорӣ зи кирдори ӯ меҳру хашм.

Саворони Моҳӯи шӯридабахт,
Чу диданд, к-он хурсавонӣ дарахт

Зи тахту зи овардгоҳ орамид,
Бишуд ҳар касе, рӯи ӯро бидид.

---

[1] Л — ҷигаргоҳи. [2] Л — бимурд. [3] Л — Ки ӯро зи лашкар саворе набурд.

Кушоданд банди қабои бунафш,
Ҳамон афсару тавқу зарринакафш.

Фиганда тани шоҳи Эрон ба хок,
Пур аз хуну паҳлӯ ба шамшер чок.

Зи пеши шаҳаншоҳ бархостанд,
Забонро ба нафрин биёростанд.

Ки Моҳӯйро бод тан ҳамчунин,
Фиганда пур аз хун ба рӯи замин!

Ба Моҳӯй гуфтанд, к-«Он сарфароз,
Баромад зи тахту зи ҷангу ниёз».[1]

Бифармуд, к-ӯро ба ҳангоми хоб,
Аз он ҷойгаҳ афгананд андар об.

Бишуд низ бадмеҳр ду пешкор,
Кашиданд бар хун тани шаҳриёр.

Куҷо арҷи он кушта нашнохтанд,
Ба гирдоби зарқ андар андохтанд.

Ба об андар афганда марди далер,
Сараш гаҳ забар буду гоҳе ба зер.

Чу шаб рӯз шуд, мардум омад падид,
Ду марди гаронмоя онҷо расид.

Аз он сӯгворони парҳезгор,
Биёмад яке то лаби рудбор.

Тани ӯ бараҳна бидид андар об,
Барошуфту омад ҳам андар шитоб.

Давон то дари хони роҳиб расид,
Бад-он сӯгворон бигуфт, ончи дид.

---

[1] ИЛ — б. 643 нест;

ТпЗИЛ — Ҳама поймардон чу бархостанд,
Забонҳо ба нафрин биёростанд.

Ки шоҳи замона ба фарқ андар аст,
Бараҳна ба гирдоби зарқ андар аст.

Бирафтанд аз он сӯгворон басе,
Сакӯбову раҳбон зи ҳар дар касе.

Хурӯше баромад зи роҳиб ба дард,
Ки «Эй номвар,[1] шоҳи озодмард!

Касе тоҷдоре бад-ин сон надид,
На пеш аз ту ҳеҷ ин сухан кас шунид.

Ки бар шахриёре зи бад бандае,
Саги баднажоде парогандае,

Бипарвард, то бар танаш бад расид,
В-аз ин бахри Моҳӯй нафрин сазид.

Дареғ он тану шоху болои ту,
Дареғ он дилу донишу рои ту!

Дареғ он сари тухмаи Ардашер,
Дареғ он ҷавону савори ҳажир.

Тануманд будӣ, хирад бо равон,
Бибурдӣ хабар з-ин ба Нӯшервон,[2]

Ки дар осиё моҳрӯи туро,
Ҷаҳондору дайҳимҷӯи туро,

Ба дашна ҷигаргоҳ бишкофтанд,
Бараҳна ба об андар андохтанд».[3]

---

Л — тоҷвар.

[2] Тп — Дареғ, он сари гоҳи Сосониён!
Дареғ, он фару бурзу тоҷи каён!

ТпЗИЛ — Ҳамоно, ки он хок гирьён шавад,
Равонаш бад-ин сӯг бирьён шавад.
Хурӯшон шавад дахмаи Ардашер,
Ки нашнид кас, шоҳ дар обгир.
Фиганда бад-ин сон ба об андарун,
Бараҳна нагунсору тан пур зи хун.

Сакўбо аз он сўгворон чаҳор,
Бараҳна шуданд андар он ҷўйбор.[1]

Бараҳна тани шаҳриёри ҷавон,
Набера ҷаҳондори Нўширвон.

Ба хушкӣ кашиданд аз он обгир,
Басе мўя карданд барнову пир.

Ба боғ андарун дахмае сохтанд,
Сарашро ба абр андар афрохтанд.

Сари захмҷояш бикарданд[2] хушк,
Ба дибқу ба қиру ба кофуру мушк.

Биёростандаш ба дебои зард,
Қасаб зеру дасте зи бар ложвард.

Маю мушку кофуру чанде[3] гулоб,
Сакубо биёндуд бар ҷои хоб.

Чи гуфт он гаронмоя деҳқони Марв,
Ки бинҳуфт болои он зодсарв.

Ки бахшиш зи кўшиш бувад дар ниҳон,
Кӣ хушнуд берун шавад з-ин ҷаҳон?

Дигар гуфт: «Агарчанд хандон бувад,
Чунон дон, ки аз дардмандон бувад,

Ки аз чархи гардон пазирад фиреб,
Чу ўро намояд фарозу нишеб».

Дигар гуфт, к-«Онро ту доно махон,
Ки танро парастад, на роҳи равон.

Ҳаме хоста хоҳаду номи бад,
Натарсад равонаш зи фарҷоми бад».

Дигар гуфт: «Агар шоҳ лабро бубаст,
Набинад ҳаме тоҷу тахти нишаст,

[1] Л — рудбор. [2] Л — он дашна карданд. [3] Л — дибқу.

На меҳру парастандаи боргоҳ,
На афсар, на кишвар, на фарру на ҷоҳ.

В-агар худ наёяд ҳаме ин ба кор,
Чаро бояд ин ранҷу ин рӯзгор?!»

Дигар гуфт, к-«Аз хуб гуфтори ӯй,
Ситоиш надорам сазовори ӯй.

Ҳаме сарв кишт ӯ ба боғи биҳишт,
Бубинад равонаш дарахте ки кишт».

Дигар гуфт: «Яздон равонат бибурд,
Танатро бад-ин сӯгворон супурд.

Равони туро судманд ин бувад,
Тани бадкунишро газанд ин бувад.

Кунун дар биҳиштаст бозори шоҳ,
Ба дӯзах кунад ҷони бадхоҳ роҳ».[1]

Дигар гуфт, к-«Эй шоҳи ромишпазир,
Хирадманду аз гавҳари Ардашер.

Дурудӣ ҳамон бар, ки киштӣ ба боғ,
Дурафшон шуд он хусравонӣ чароғ».

Дигар гуфт, к-«Эй шаҳриёри ҷавон,
Бихуфтиву бедор кардӣ[2] равон.

Лаби[3] хомушу ҷон ба чандин гила
Бирафту танат монд эдар яла.

Ту бекориву ҷон ба кор андар аст,
Тани бадсиголат ба дор андар аст.

Бигӯяд равон, гар забон баста шуд,
Биболид ҷон, гар танат хаста шуд.

---

[1] Л — б. 683 нест. [2] Л — будат. [3] Л — Лабат.

Агар даст бекор гашт аз инон,
Равонат ба чанг андар орад синон».[1]

Дигар гуфт, к-«Эй ном бардор, гав!
Ту рафтиву кирдор шуд пешрав.

Туро дар биҳишт аст тахти нишаст,
Замини бало баҳри дигар кас аст».

Дигар гуфт, к-«он мард, к-ӯ чун ту кушт,
Бубинад кунун рӯзгори дурушт».

Сақаф гуфт: «Мо бандагони туем,
Ниёишгари покҷони туем.

Ки ин дахма пурлола боғи ту бод!
Кафан дашти шодиву роғи ту бод!»

Бигуфтанду тобут бардоштанд,
Зи ҳомун сӯи дахма бугзоштанд.[2]

Бад-он хобгаҳ рафт ноком шоҳ,
Сар омад бар ӯ тахту тоҷу кулоҳ.[3]

Чунин дод хонем бар яздгирд,
Ва ё кина хонем аз ҳафт гирд.

В-агар худ надонад ҳаме кину дод,
Маро файласуф эч посух надод.

В-агар гуфт динӣ ҳама баста гуфт,
Бимонад ҳама посух андар нуҳуфт.[4]

---

[1] Л — б. 690 нест. [2] Л — Пас аз б. 696 ин б. омада:

Сазад, гар зи ту мо набандем лаб,
Ки буд аз тумон эминӣ рӯзу шаб.

[3] Л — Пас аз б. 697 ин б. омада:

Ҳамин чору ин ҳафту ин даҳу ду,
Бар онам, ки аҷизтар омад зи ту;

ТпЗЛ — Ало, эй сухангӯй марди куҳан,
Бигард аз раҳи озу бугсил сухан!

[4] Л — б. 699, 700 нест.

Агар хеҷ ганҷест, эй некрой,
Биёрой дилро, ба фардо мапой.

Ки гетӣ ҳаме бар ту-бар бугзарад,
Замона дами мо[1] ҳаме бишмарад.[2]

Дари хӯрданат чира кун бар ниҳод,
Агар худ бимонӣ, диҳад он ки дод.[3]

Маро дахлу харҷ ар баробар будӣ,
Замона маро чун бародар будӣ.

Тагарг омад имсол бар сони марг,
Маро марг беҳтар будӣ аз тагарг.

Дари ҳезуму гандуму гӯсфанд
Бубаст ин баровардa[4] чархи баланд.[5]

Май овар, ки аз рӯзи мо бас намонд,
Чунин буд, то буду бар кас намонд.

**Бар тахт нишастани Моҳӯи Сурӣ**

Қас омад ба Моҳӯи Сурӣ бигуфт,
Ки шоҳи ҷаҳон ёфт дахма[6] нуҳуфт.

Сақӯбову Қиссису Раҳбони Рум,
Ҳама сӯгворони он марзу бум.

---

[1] Л — нафасро.

[2] ТпЗЛ — Бад-ин моя рӯз андар ин колбад,
Ба ҷуз тухми некӣ накорӣ, сазад.

— б. 703 нест;

ТпЗЛ — Ба ҷуз шодмониву ҷуз номи нек,
Аз ин зиндагонӣ наёбӣ ту рег.
Макун, то тавонӣ, ту кирдори бад,
Ки аз донишӣ бад наёяд сазад.

— ситамгора.

[5] ТпЛ — Ки бедодӣ омад зи банда ба рӯй,
Сазад, гар хӯрам бода бегуфтугӯй!

— ҷои.

Бирафтанд бо мӯя барнову пир,
Тани шоҳ бурданд аз он [1] обгир.

Яке дахма карданд ӯро ба боғ,
Бузургу баландиш бартар зи роғ.

Чунин гуфт Моҳӯи бадбахти шум,
Ки «Эрон набуд пеш аз ин хеши Рум.

Фиристод то ҳар ки он дахма кард,
Ҳамон кас, к-аз он кор тимор х(в)ард».

Бикуштанду тороҷ карданд марз,
Чунин буд Моҳӯйро кому [2] арз.

Аз он пас ба гирди ҷаҳон бингарид,
Зи тухми бузургон касеро надид.[3]

Яке тоҷ бо ӯ буду мӯҳри шоҳ,
Шубонзодаро орзӯ кард гоҳ.

Ҳама роздорон-шро пеш хонд,
Сухан ҳарчи будаш, фаровон биронд.

Ба дастур гуфт: «Эй ҷаҳондида мард,
Фароз омад он рӯзи нангу набард.

На ганҷ аст бо ман, на ному нажод,
Магар дод хоҳам сари худ [4] ба бод.

Бар ангуштарӣ Яздгирд аст ном,
Ба шамшер бо ман накарданд ром.

Ҳама шаҳри Эрон варо банда буд,
Агар хеш буд, ар пароганда буд.

Нахонад маро марди донанда шоҳ,
На бар меҳрам ором гирад сипоҳ.

---

[1] Л — диданд дар. [2] Л — рою. [3] И — б. 715 нест. [4] Л — ҳаме сар.

Ҷуз ин буд чора маро дар ҷаҳон,[1]
Чаро рехтам хуни шоҳи меҳон.[2]

Ҳама шаб зи андеша пурхун будам,
Ҷаҳондор донад, ки ман чун будам».

Бад-ӯ ройзан гуфт: «Акнун гузашт,
Аз ин кор гетӣ пуровоз гашт.

Кунун бозҷӯӣ ҳаме кори хеш,
Ки бугсистӣ ин риштаи тори хеш.

Кунун ӯ ба дахма дарун хок шуд,
Равони варо хок тарьёк шуд.

Ҷаҳондидагонро ҳама гирд кун,
Забон тез гардон ба ширин сухун.

Чунин гӯй, к-«Ин тоҷу ангуштарӣ,
Ба ман дода шоҳ аз паи меҳтарӣ.

Чу донист, к-омад зи туркон сипоҳ,
Чу шаб тиратар шуд, маро хонд шоҳ.

Ба ман гуфт, чун хост боди набард,
Кӣ донад ба гетӣ, ки бар кист гард.

Ту ин тоҷу ангуштарирo бидор,
Бувад рӯз, к-ин ҳарду ояд ба кор.

Маро нест ҷуз духтаре дар ҷаҳон,
Ҳамоно, ки ҳаст ӯ зи тозӣ[3] ниҳон.

Ту з-ин пас ба душман мадеҳ гоҳи ман,
Нигаҳ дор ҳам, з-ин нишон роҳи ман.

Ман ин тоҷ мерос дорам зи шоҳ,
Ба фармони ӯ барнишинам ба гоҳ,

---

[1] ИЛ — ниҳон. [2] ИЛ — ҷаҳон. [3] Л — аз тозиён шуд.

Бад-ин чора деҳ кори бадро[1] фурӯғ,
Кӣ донад, ки ин ростаст аз дурӯғ».

Чу бишнуд Моҳӯй гуфто, ки «Зеҳ,
Ту дастуриву бар ту кас нест меҳ».

Ҳама меҳтаронро зи лашкар бихонд,
В-аз ин бора чандин суханҳо биронд.

Бидонист лашкар, ки ин нест рост,
Ба шӯхӣ варо сар буридан равост.

Яке паҳлавон гуфт, к-«Ин кори туст,
Сухан гар дурустаст, гар нодуруст».

Чу бишнид бар гоҳи шоҳӣ нишаст,
Зи афсунаш омад сипоҳӣ[2] ба даст.

Бубахшид рӯи замин бар меҳон,
«Манам,— гуфт,— бо мӯҳри шоҳи ҷаҳон».

Ҷаҳонро саросар ба бахшиш гирифт,
Ситора бимонда бар ӯ дар шигифт.[3]

Ба меҳтарписар дод Балху Ҳарӣ,
Фиристод бар ҳар сӯе лашкарӣ.

Бадандешагонро ҳама баркашид,
Бад-он сон, ки аз гавҳари ӯ сазид.

Бадонро ба ҳар ҷой солор кард,
Хирадмандро сар нагунсор кард.

Чу зер андар омад сари ростӣ,
Падид омад аз ҳар сӯе костӣ.

---

[1] Л — худро. [2] Л — афсӯсаш омад Хуросон; И — Ба афсунаш омад Хуросон. [3] ИЛ — б. 743 нест;

ТпЗ — Ҳар он кас, к-аз он тухма буд, пеш хонд,
В-аз ин дар фаровон суханҳо биронд.

Чу лашкар фаровон шуду хоста,
Дили марди бераҳ шуд ороста.

Сипаҳро дирам доду ободи кард,
Бар он буд, ки ҷӯяд зи Бижан набард.

Ба Омӯй шуд паҳлавон пешрав,
Або лашкару ҷангсозони нав.

Талоя ба пеши сипоҳ андарун,
Ҷаҳондидае номи ӯ Гарсиюн.

Ба шаҳри Бухоро ниҳоданд рӯй,
Чунон сохта лашкари ҷангҷӯй.

Ҳамегуфт: «Моро Самарқанду Чоч
Бибояд гирифтан бад-ин мӯҳру тоҷ».

Ба фармони шоҳи ҷаҳон Яздгирд,
Ки солор буд зери ӯ [1] ҳафт гирд.

Зи Бежан бихоҳам ба шамшери кин,
Қ-аз ӯ тира шуд бахти шоҳи замин.

### Лашкар кашидани Бежан ба ҷанги Моҳӯи Сурӣ

Чунон то ба Бежан расид огаҳӣ,
Ки Моҳӯй бигрифт шоҳаншаҳӣ.

Ба ҳар сӯ фиристод мӯҳру нигин,
Ҳаме ром гардад бар ӯ-бар замин,[2]

Кунун сӯи Ҷайҳун ниҳоданд рӯй,
Ба пархош бо лашкари ҷангҷӯй.[3]

---

[1] Л — ӯ буд бар. [2] И — б. 757 нест. [3] Л — б. 758 нест.

Бипурсид Бежан, ки «Тоҷаш кӣ дод?»
Бар ӯ кард гӯянда он кор ёд.[1]

Бад-ӯ гуфт Барсом, к-«Эй Шаҳриёр,
Чу ман бурдам аз Чоҷ чандин савор,

Аз эдар бишуд лашкаре сӯи ӯй,
Саворони гарданкашу номҷӯй.[2]

Туро гуфт, ман тахти заррини ӯй
Ҳамон ёраи гавҳарогини ӯй.

---

[1] ТпЗЛ — Ки чун ту расидӣ ба реги Фараб,
Замона бубаст аз баду нек лаб.
Аз эдар бишуд лашкаре сӯи ӯй,
Саворони гарданкашу номҷӯй.
Туро гуфт: «Ин тоҷи шоҳаншаҳон
Чу лашкар фиристӣ, фиристам ниҳон.
Ҳамон тахти заррину ангуштарӣ,
Туро зебад андар ҷаҳон меҳтарӣ.
Аз эдар сипоҳи ту биштофтанд,
Ба Марв андарун шоҳро ёфтанд.
Гирифтанд он шоҳро дар миён,
Ҳазимат гирифтанд эрониён.
Чу танҳо бимонд он шаҳи пурхирад,
Битарсид к-аз лашкараш бад расад.
Яке осиё буд бар раҳгузар,
Бад-ӯ даршуд он шоҳи хуршедфар.
Хабар ёфт Моҳӯи Сурӣ зи шоҳ,
Фиристод кас, кард шаҳро табоҳ,
Чу Сурӣ худованди худро бикушт,
Ба мӯҳр андар овард гетӣ ба мушт.
Ду баҳра аз ин ному нанг они туст,
Саворони ҷангиву ҷанг они туст.*

[2] ИЛ — Наёвардам аз Марв чандон буна,
Бишуд Яздгирд аз миён яктана.

* Л — Чу бишнид Бежан барошуфт сахт
К-аз ӯ шоҳро тира шуд тоҷу тахт.
Чу бишнид, Бежан фиристод мард,
Ба Моҳуи Сурӣ яке нома кард.
Ки мо дӯстиро сӯи хони ту,
Биёему бошем меҳмони ту.
Аз ин марз чандон ки хоҳӣ, бигир,
На Эрон бувад дар ҷаҳон ёдгир.
Чу бишнид Моҳуй дил шод кард,
Зи туркон ду рухро пур аз бод кард.

Ҳамон тоҷу ганҷаш фиристам ба Чоҷ,
Туро бояд андар ҷаҳон тахти оҷ.

Ба Марв андарун разм кардам се рӯз,
Чаҳорӯм чу бифрӯхт гетифурӯз.

Шудам тангдил, разм кардам дурушт,
Ҷафопеша Моҳӯй бинмуд пушт.

Сипаҳдори Эрон чу танҳо бимонд,
Ғамӣ гашту ёрони худро бихонд.[1]

Басе номдорони моро бикушт,
Чу ёрон бирафтанд, бинмуд пушт.[2]

Чу Моҳӯй ганҷи худованди хеш
Биёвард беранҷу бинҳод пеш.

Чу оганда шуд марди бадтан[3] ба чиз,
Маро худ ту гуфтӣ надидаст низ.

Ба Марв андарун буд лашкар ду моҳ,
Ба хубӣ накард ӯ ба мо-бар нигоҳ.

Бикушт ӯ худовандро дар ниҳон,
Чунон подшоҳе — чароғи ҷаҳон.

Саворе ки гуфтӣ, миёни сипоҳ,
Ҳаме баргузорад сар аз чархи моҳ.

Зи туркон касе пеши гурзаш нарафт,
Ҳаме з-ӯ дили номдорон бикафт.[4]

Чу оганда шуд, подшоӣ гирифт,
Бад-ингуна нопорсоӣ гирифт.[5]

---

[1] И — б. 766 нест.

[2] ТпЗ — Надонам, ки чун кард-ш аз ҷон ҷудо,
Худовандкуш бандаи бевафо.

— баддил.

[4] ТпЗ — Надидам саворе бад-он фарру бурз,
Чунон тарку ҷавшан, чунон дасту гурз.

[5] ТпИЛ — Талоя ҳамегӯяд омад сипоҳ,
Набояд, ки бар мо бигиранд роҳ.

Чу бадхоҳи ҷангӣ ба болин расид,
Набояд туро бо сипоҳ орамид.

Гули хав ба полизи шоҳӣ[1] мабод,
Чу бошад, наёяд[2] зи полиз ёд.[3]

Чу бишнид Бижан сипаҳ гирд кард,
Зи туркон-саворони рӯзи набард.

Зи каҷғорбошӣ биёмад дамон,
Наҷуст эч гуна ба раҳ-бар замон.

Чу наздики шаҳри Бухоро расид,
Ҳама дашти Нахшаб сипаҳ густарид.

Ба ёрон чунин гуфт, к-«Акнун шитоб
Мадоред, то ӯ бад-ин рӯи об,

Ба пайкори мо пеш орад сипоҳ,
Магар боз хоҳам аз ӯ кини шоҳ».

В-аз он пас бипурсид,[4] к-«Аз номдор
Намонд эч фарзанд, к-ояд ба кор?

Ҷаҳондор шоҳе[5] бародар надошт,
Писар гар набуд эч духтар надошт,

Ки ӯро биёрему ёрӣ кунем,[6]
Ба Моҳӯй-бар комгорӣ кунем»?[7]

Бад-ӯ гуфт Барсом, к-«Эй шаҳриёр!
Сар омад бар он тухма-бар рӯзгор.

Бар он шаҳрҳо тозиёнрост даст,
Ки на шоҳ монду на оташпараст».

---

[1] Л — шоҳон. [2] Л — Мабодо.

[3] ТпЗ — Чу бишнид Бижан барошуфт сахт,
Қ-аз ӯ шоҳро тира шуд рӯи бахт.

[4] Л — Бипурсид Бежан. [5] Л — Чунон подшоҳе. [6] И — диҳем
[7] И — диҳем.

Чу бишнид Бежан сипаҳ баргирифт,
Зи кори ҷаҳон даст бар сар гирифт.[1]

Талоя биёмад, ки омад сипоҳ,
Ба якчанд созад ҳаме размгоҳ.

Сипоҳе ба киштӣ баромад зи об,
Ки аз гард пайдо набуд офтоб.

Сипаҳдор, Бежан, зи пеши сипоҳ
Биёмад, ки созад ҳам ӯ размгоҳ.

Чу Моҳӯи Сурӣ сипаҳро бидид,
Ту гуфтӣ, ки ҷонаш зи тан барпарид.[2]

Зи бас ҷавшану, хӯду заррин[3] сипар,
Зи бас найзаву гурзу ҷодӣ табар.[4]

Ғамӣ шуд баробар сафе баркашид,
Ҳаво нилгун шуд, замин нопадид.

**Ҷанги Бежан бо Моҳӯй**
**ва кушта шудани Моҳӯй**

Чу Бежан сипаҳро ҳама рост кард,
Ба эрониён-бар камин хост кард.

---

[1] Л — Пас аз б. 787 ин б. омада:

Чу тир аз камон сӯи Омӯй шуд,
Сӯи баднажоди чаҳонҷӯй шуд.
Зи Ҷайҳун гузар кард Бежан чу гард.
Дил аз шоҳи Эрон шуда пур зи дард,
Сипоҳе ки ҷайҳуну ҳомуну кӯҳ,
Шуд аз наъли сумми сутурон сутӯҳ.
Зи бас найзадорону ҷавшанварон.
Замин тира шуд аз карон то карон.

[2] Л — Чу бишнид Моҳӯй, барбаст кӯс,
Замин шуд зи гарди сипаҳ обнӯс.
Шубонзода чун рӯи Бежан бидид,
Бар он номдор офарин густарид.
Бар он лашкари гашн он паҳлавон,
Дилаш гашт пурдарду печон равон.

— теғу румӣ.

[4] ТпЗИ — Шутурворҳо низ бар уштурон,
Зи лашкар ҳамешуд ба дигар карон.

Бидонист Моҳӯй аз он қалбгоҳ,
Хурӯшон бирафт аз миёни сипоҳ,

Нигаҳ кард Бежан дирафшаш бидид,
Бидонист, к-ӯ ҷаст хоҳад гузид.

Ба Барсом фармуд, к-аз қалбгоҳ,
Ба як сӯ гузор, ончи дорӣ сипоҳ,

Набояд, ки Моҳӯи Сурӣ зи ҷанг,
Битарсад ба Ҷайҳун кашад бедиранг.

Ба чизе бар ӯ чашм з-ӯ бармадор,
Ки бо ӯ дигаргуна созем кор.

Чу Барсоми чинӣ дирафшаш бидид,
Сипаҳро саросар зи як сӯ кашид.[1]

Ҳаметохт то пеши шаҳри Фараб,
Пурожанг рух, пур зи дашном лаб.

Мар ӯро ба реги Фараб дарбиёфт,
Рикобаш гарон карду андар шитофт.

Чу наздик бо ӯ баробар бибуд,
Назад ханҷар ӯро, далерӣ намуд,

Қамарбанд бигрифту ӯро зи зин
Бароварду осон бизад[2] бар замин.

Фуруд омаду дасти ӯро бубаст,
Ба пеш андар афганду худ барнишаст.

Ҳамонгаҳ расиданд ёрони ӯй.
Ҳама дашт аз ӯ шуд пур аз гуфтугӯй.

---

[1] Л — Пас аз б. 800 ин б. омада:

Ба як ҳамла Моҳӯйро баргирифт,
Замона ҳаме рои дигар гирифт.
Гурезон шуд аз пеш он бевафо,
Ҳамерафт Барсомаш андар қафо.

[2] Л — Баровард осону зад.

Ба Барсом гуфтанд, к-«Инро мабар,
Бибояд задан гарданаш бо табар».[1]

Чунин дод посух, ки «Ин роҳ нест,
Қ-аз ин ёфтан[2] Бежан огоҳ нест».

Ҳамонгаҳ ба Бежан расид огаҳӣ,
Ки омад ба даст он бадоин раҳӣ.[3]

Чу бишнид Бежан ба дил шод гашт,
Бихандид[4] з-андеша озод гашт.

Широъӣ заданд аз бари реги нарм,
Ҳамерафт Моҳӯй чун боди гарм.[5]

Гунаҳгор чун рӯи Бежан бидид,
Хирад шуд зи мағзи сараш нопадид.

Шуд аз бим ҳамчун тани беравон,
Ба сар-бар пароганд реги равон.

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй баднажод
Ки чун ту парастор[6] касро мабод!

Чаро куштӣ он додгар шоҳро,
Худованди пирӯзиву гоҳро?!

Падар бар падар шоҳу худ шаҳриёр,[7]
Зи Нӯшинравон дар ҷаҳон ёдгор».

---

[1] Л — б. 807 нест. [2] ИЛ — тохтан.

[3] ТпИ — Ҷаҳонҷӯй Моҳӯи шӯридаҳуш,
Пурозору бедин худовандкуш.

— Биёмад.

[5] ТпЗ — Хурӯше бароварду Бежан чу шер,
Зи туркон бирафтанд чанде далер.
Сиголида бо якдигар сохтанд,
Ҳама чораи куштан андохтанд,
Ҳар он кас, ки диданд аз он боргоҳ,
Бикуштанд ногоҳ бемар сипоҳ
Ба тороҷ бурданд бору буна,
Кашиданд Моҳӯйро барҳана.

— сарафроз. [7] Л — номдор.

Чунин дод посух, ки «Аз бадкуниш —
Наёяд, магар куштану сарзаниш?

Бад-ин бад кунун гардани ман бизан,
Бияндоз дар пеши ин анҷуман».[1]

Бад-ӯ[2] дод посух, ки «Эдун кунам,
Ки кин аз дили хеш берун кунам.[3]

Ба шамшер дасташ бибурриду гуфт
Ки «Ин дастро дар бадӣ нест ҷуфт»,

Чу дасташ бибуррид, гуфта «ду пой
Бибурред[4] то монад эдар ба ҷой».

Бифармуд то гӯшу биниш паст
Буриданду бар[5] бораги барнашаст.[6]

Бифармуд, к-инро бар ин реги гарм
Бидоред, то хобаш ояд зи шарм.

Сарашро ба фарҷом бубрид паст,
Бияфганд пешу ба хӯрдан[7] нишаст,

Мунодигаре гирди лашкар бигашт,
Ба даргоҳи ҳар хаймае баргузашт,

---

[1] ТпИЛ — Битарсид, к-аш пӯст берун кашанд,
Танашро бад-он кина дар хун кашанд.
Ниҳонаш бидонист марди далер.
Ба посух замоне ҳамебуд дер.

[2] ИЛ — Чунин. [3] Л — Пас аз б. 819 ин б. омада:
Аё беҳунар марди шӯридабахт,
На зебои тоҷу на зебои тахт;

ТпЛ — Бад-ин мардиву донишу рою хӯ,
Ҳаме тоҷ «шаҳ омадат орзӯ.

[4] Л — Бибурранд. [5] Л — худ. [6] Л — Пас аз б. 822 ин б. омада
Зеҳе дигар аз торакаш баркашид,
Ҳамероид то зери пояш расид!
Бад-ӯ гуфт, к-«Ин куштани ногузир,
Зи Нӯшинравоншоҳ то Ардашер».
Дигар гуфт гаштӣ агар шаҳриёр,
Зи туркон чаро хостӣ корзор?

[7] Л — шодӣ.

Ки эй бандагони худовандкуш!
Машӯред ҳар ҷой беҳуда ҳуш!

Чу Моҳӯй бод, он ки бар ҷони шоҳ
Набахшид, ҳаргиз мабинод гоҳ.

Се пури ҷавонаш ба лашкар буданд,
Ҳамон ҳар се ботахту афсар буданд.[1]

Ҳамон ҷо баланд оташе барфурӯхт,
Падар бо писар ҳар се боҳам[2] бисӯхт.

Аз он тухма кас дар замона намонд,
В-агар монд, ҳар кас, ки дидаш, биронд.

Бузургон бад-он дуда нафрин кунанд,
Сар аз куштани шоҳ пуркин кунанд.

Ки нафрин бар ӯ боду ҳаргиз мабод,
Ки ӯро на нафрин фиристӣ[3] ба дод![4]

Қунун з-ин сипас[5] даври Уммар бувад;
Чу дин оварад, тахт минбар бувад.

---

[1] ТпЗЛ — Яке меҳтаре буд номаш Гуроз,
К-аз ӯ буд Моҳӯйро ному ноз.
Нигаҳбони Марв андар он рӯзгор,
Чу Моҳӯй шуд кушта бар зору хор.
Фурӯзандаи ӯ чу меҳтар писар.
Ҳамесохт аз баҳри ӯ тоҷи зар.
Чу Моҳӯйро тира шуд рӯзгор.
Ба Марв андар омад зи ҳар сӯ савор.
Битавфид шаҳру баромад хурӯш,
Шуд он марз яксар пур аз ҷангу ҷӯш,
Гуроз андар он тирагӣ кушта шуд,
Ҳама дударо рӯз баргашта шуд.

ИЛ — Падаррову ҳар се писарро. [3] Л — фиристӣ ту нафрин.

Л — Пас аз б. 832 ин б. омада:
Равонаш ба дӯзах гирифтор бод,
Ҳамеша варо хасм додор бод!;
ТпЗЛ — Гунаҳгор буд Бежани турк низ,
Варо низ ҳам бар сар омад қафиз.
Хирад з-он чунон мард бегона гашт,
Аз он пас шунидам, ки девона гашт.
Ҳамебуд, то хештанро бикушт,
Зиҳӣ чархи гардандаи кӯзпушт.

Л — Чу з-ин бугзарӣ.

## Таърихи анҷоми «Шоҳнома»

Чу бугзашт сол аз барам[1] шасту панҷ,
Фузун кардам андешаи дарду ранҷ.

Ба торихи шоҳон ниёз омадам,
Ба пеш ахтари дерсоз омадам.

Бузургону бодониш озодагон,
Набиштанд яксар ҳама роягон.[2]

Нишаста назора ман аз дурашон,
Ту гуфтӣ, будам пеши муздурашон.

Ҷуз аҳсант аз эшон набуд баҳраам,
Бикафт андар аҳсанташон заҳраам.

Сари бадраҳои куҳан баста шуд,
В-аз он банд равшан[3] дилам хаста шуд,

Аз он номвар номдорони шаҳр,
Алӣ Дайламӣ Будалафрост[4] баҳр.

Ки ҳамвора корам ба хубӣ равон
Ҳамедошт он марди равшанравон.[5]

Ҳусайни Кутайбаст з-озодагон,
Ки аз ман нахоҳад сухан роягон.

Аз ӯям хӯру пӯшишу симу зар,
Зи ӯ ёфтам ҷунбиши пою пар.

Наям огаҳ аз аслу фаръи хироҷ,
Ҳамеғалтам андар миёни давоҷ.

---

[1] Л — бари.

[2] Тп — Чунин номдорону гарданкашон,
Ки додам аз ин нома з-эшон нишон,

[3] Л — банди баста. [4] И — Дайламу Будалакрост.

[5] ТпЛ — Абунасри Варрок бисьёр низ,
Бад-ин нома аз меҳтарон ёфт чиз.

Чу сол андар омад ба ҳафтоду як,
Ҳаме зери шеър[1] андар омад фалак.

Сиву панҷ сол аз сарои сипанҷ,
Басе ранҷ бурдам ба уммеди ганҷ.

Чу барбод доданд ранҷи маро,
Набуд ҳосиле сию панҷи маро.

Қунун умр наздики ҳаштод шуд,
Умедам ба якбора барбод шуд.[2]

Сар омад кунун қиссаи Яздгирд,
Ба моҳи сифандормуз рӯзи ирд.[3]

Зи ҳиҷрат шуда панҷ ҳаштод бор,
Ки гуфтам ман ин номаи шаҳриёр.[4]

---

[1] Л — байт. [2] ИЛ — б. 846—848 нест.

[3] Тп — Аз ин паҳлавонону гарданкашон,
Ки додам дар ин қисса з-эшон нишон,
Бимурданд аз рӯзгори дароз,
Ба гуфтори ман зинда гаштанд боз.
Маро дам аз ин зиндагонӣ сухан.
Ба хубби Набиву Алӣ шуд куҳан.
Чу аз Мустафо ман ҳокият кунам,
Чу Маҳмудро сад ҳимоят кунам.
Чу султони дин буд Набиву Алӣ,
Ба файзи илоҳӣ умеди Валӣ.
Манам бандаи ҳарду то растахез,
Агар шаҳ кунад пайкарам рез-рез.
Чу шуд сохта, бурдамаш назди шоҳ,
Бад-он то маро з-ӯ диҳад дастгоҳ.
Маро гуфт: «Рустам кӣ будасту Гев,
Фаридуну Кайхусрав он шоҳи нев?
Чу шоҳӣ маро дар замона нав аст,
Басе бандагонам чу Қайхусрав аст.
Чу андар табораш бузургӣ набуд,
Наёраст номи бузургон шунуд.
Надорам зи динори хусрав сипос,
Ки ӯ нест шоҳи ҳақиқатшинос.
Ба некӣ набуд шохро дастгоҳ.
В-агарна маро барнишондӣ ба гоҳ.

[4] Л — ба номи ҷаҳондовари кирдгор.

Ҳаме гоҳи[1] Маҳмуд обод бод,
Сараш сабз бодо,[2] дилаш шод бод![3]

Чунонаш сутудам, ки андар ҷаҳон,
Сухан монад аз ошкору ниҳон.

Маро аз бузургон ситоиш бувад,
Ситоиш варо дар физоиш бувад.

Ки ҷовид бодо, хирадманд мард,
Ҳамеша ба кому дилаш коркард.

Бад-ӯ мондам ин номаро ёдгор,
Ба шаш бевар абьёташ омад шумор.[4]

---

[1] Л — Тани шоҳ. [2] Л — сабзу ҷону. [3] И — б. 851 нест;

ТпИЛ — Ҳамаш рою хам донишу ҳам насаб.
Чароғи аҷам, офтоби араб.

[4] ТпЗ — Замонам сар овард гуфту шунид,
Чу рӯзи чавонӣ ба пирӣ расид;

Л — Пас аз б. 855 ин б. омада:

Ба фархунда фолу ба ҳангоми нек,
Ба оғози хубу ба анҷоми нек,
Бубинӣ бад-ин дод некигумон,
Ки ӯ хилъате ёбад аз осмон.
Ки ҳаргиз нагардад кӯҳан минбараш,
Бимонад кулоҳи кай бар сараш.
Сараш сабз боду танаш бегазанд,
Маниш баргузашта зи чархи баланд,
Надорад касе хор фоли маро,
Куҷо бишмарад моҳу соли маро.
Нигаҳ кун, ки ин нома то ҷовидон.
Дирафше шавад бар сари бихрадон.
Каюмарсро тухмае гардад ин,
Ки хонанд хар кас бар ӯ офарин.
Чунин гуфт Нушинравонро Қубод,
Ки «Чун шоҳро сар бупечад зи дод,
Кунад чарх маншури ӯро сиёҳ,
Ситора нахонад варо низ шоҳ,
Ситамномаи адли шоҳон бувад,
Чу дарди дили бегуноҳон бувад».
Бимонод то ҷовидон ин гуҳар,
Ҳунарманду ба донишу додгар,
Набошад касе дар ҷаҳон пойдор,

Чу ин номвар нома омад ба бун,
Зи ман рӯи кишвар шавад пурсухун.

Намирам аз ин пас, ки ман зиндаам,
Қи тухми суханро парогандаам.

Ҳар он кас, ки дорад ҳушу рою дин,
Пас аз марг бар ман кунад офарин.[1]

---

Ҳамон номи некӯ бувад ёдгор.
Қуҷо Офаридуну Заҳҳоку Ҷам,
Меҳони араб, хусравони аҷам?
Қуҷо он бузургони сосониён,
Ҷаҳондору пурдавлат эрониён?
Накӯҳидатар шоҳ Заҳҳок буд,
Қи бедодгар буду нопок буд.
Фаридуни фаррух ситоиш бибурд,
Бимурд ӯву ҷовид номаш намурд.
Накӯҳида он кас, ки бедод буд,
Ба ганҷу ба тахти меҳӣ шод буд,
Гусиста шуд аз тоҷҳо номи ӯ,
Нахоҳад касе бадсаранҷоми ӯ.
Сухан монад андар ҷаҳон ёдгор,
Сухан беҳтар аз гавҳари шоҳвор.
Аз ин номаи шоҳи душмангудоз,
Қи бодо, ҳамасола бар тахти ноз.
Ҳама мардум аз хонаҳо шуд ба дашт,
Ниёиш ҳаме з-осмон баргузашт.
Қи ҷовид бодо сари тоҷдор,
Хуҷаста бад-ӯ гардиши рӯзгор!
Ба фармони ӯ бод яксар замӣ.
Мабуррод аз ӯ шодиву хуррамӣ!

[1] И — б. 855—858 нест;

Тп — Ҳазорон дуруду ҳазорон сано,
Зи мо офарин бод бар Мустафо!
Ва бар аҳли байташ ҳамедун чунин,
Ҳаме офарин хонам аз баҳри дин;

**ТпЗ — Таърихи итмоми «Шоҳнома»**
Сипоси худованди доно кунам,
Равону хирадро тавоно кунам.
Тавоно худованд бар ҳарчи ҳаст.
Худованди болову дорои паст.
Фиристам дуруди фиристодааш,
Гузини гузинони озодааш
Муҳаммад, ки аз буданиҳо сар ӯст,
Худовандро аз ҳама рӯй дӯст.
Қи эзид зи ёрон-ш хушнуд бод,

Равони бадандеш пурдуд бод!
Чу шуд охир ин достони бузург,
Суханҳои он хусравони сутург.
Ба рӯзи сеюм не, ба шаб чоштгоҳ,
Шуда панҷу даҳ рӯз аз он шаҳру моҳ,
Ки тозиш хонад Муҳаррам ба ном,
В-аз озор хонад-ш моҳи ҳаром.
Агар сол низ орзу омадааст,
Нуҳум сол ҳаштод бо сесад аст.
Маҳи баҳману осмон рӯз буд.
Ки килкам бад-ин нома пирӯз буд,
Чу хоҳишгариву ниёзам набуд,
Бар ин-бар бубастам забони ҳасуд;

**Дар нусхаи хаттии дигар муталлиқ ба музеи Британия дар поёни «Шоҳнома» ин абьёт омадааст, ки дар Тп бо андак тағьирот дучор мешаванд.**

Чу шуд аспарӣ достони бузург,
Суханҳои он хусравони сутург.
Ба рӯзи сейӯм шанбади чоштгоҳ,
Шуда панҷ раҳ, панҷ рӯз он зи моҳ,
Ки тозиш хонад муҳаррам ба ном,
Ки аз арҷмандиш моҳи ҳаром,
Агар сол низ орзӯт омадаст,
Нуҳум солу ҳаштод бо сесад аст.
Зи таърихи деҳқон бигӯям-т низ,
Зи андеша дилро бишӯям-т низ.
Маҳи баҳману осмон рӯз буд,
Ки фолам бад-ин нома пирӯз буд.
Чу хоҳишгариву ниёзам — намуд,
Бад-ин пурсишам (бар) забон баркушуд.
Ҳумоюнниҳоду писандида гил,
Хирадманду армидаву некдил.
Гаронмоя Аҳмад, ки ҳамсоли ӯ
Биҷӯяд ба ҳарҷо аз ӯ оли ӯ.
Зи бобош чӯи ту номи дуруст,
Абубакраш охир Муҳаммад нахуст.
Сипоҳониву хон нишастангаҳаш,
Ба назди бузургон сутуда раҳаш.
Чу дар хони ланҷон фароз омадам,
Ба ҳарҷи бигӯй, ниёз омадам.
Маро сӯи хони хирад роҳ дод,
Чу бо ман бидид ӯ, ба хиргоҳ дод.
Худованд ин дафтарам банда кард,
Лаби ҳар муродам пур аз ханда кард.
Зи пӯшиданиву зи густурданӣ,
Зи афганданиву ҳам аз хӯрданӣ,
Писандидаву пок дархӯрди ман,
Бидодӣ, нишастӣ зи дил дарди ман.
Бадандеш бар ман забон (бар) кушуд,

Чу хар жож ҳар зиштие месуруд.
Ба гӯшам расиду гирифтам карон,
Ки то дилш бар ман нагардад гарон.
Маро хонду аз ман нишюшид чиз,
Чӣ бояд-т гуфто бубахшем низ.
Чу бадгӯй донам, ки бадхоҳи туст,
Бадандеш бар шеваю роҳи туст.
Ту бебок бошу машав дури мо,
Ки бадгӯ нашояд ба муздури мо.
Ки ҳамвора ранчур бодо танаш,
Чу модар-ш бадному ҳарчо занаш.
Чу аз пардагиш огаҳӣ ёфтам,
Сӯи хидматаш тез биштофтам
Ба ҳар кор фармонбари ӯ шудам,
Ба некӯниҳодиш хастӯ шудам.
Ба фарзанди ӯ гарчи шогирд ҳаст,
Нигар то кучо меҳрубониш ҳаст.
Баҳорон сӯи руди заррин шудем,
Зи баҳри нишоту ба оин шудем.
Ба об андар афтодам аз ногаҳон,
Зи ёрон ба пешам кеҳону меҳон.
Бимондам гирифтори гирдоби сахт,
Ту гуфтӣ, ки баргашт бедорбахт.
Чу огоҳ шуд, бар сари ман давид.
Ба мӯям гирифту маро баркашид,
Дилаш гашт бар диданам нек шод,
Сабук гӯсфанде ба дарвеш дод.
Пас аз хости додори яздони пок,
Шуд эмин аз ӯ чони ман аз ҳалок.
Кунун гар ба дастам бувад чону тан,
Надорам дареғ, ар бихоҳад зи ман.
Ки яздони некидиҳиш ёр бод!
Бадандешу бадгӯи ӯ хор бод!

# ФЕҲРАСТИ ФУСУЛИ ҶИЛДИ НӮҲУМ

**Подшоҳии Хусрави Парвиз.**

Оғози достон



**Подшоҳии Хурсави Парвиз.**

Оғози достон



## Подшоҳии Хурсави Парвиз.

## Подшоҳии Ардашери Ширӯй.



## Подшоҳии Фароин Гуроз.



## Подшоҳии Пӯрондухт.



## Подшоҳии Озармдухт.



## Подшоҳии Фаррухзод.



## Подшоҳии Яздгирд.